**ТДУ 001 (092)+37.034 (575.3)**
**ТКБ 72.4(2 тоҷик)+74.200 (2 тоҷик)**
**П – 49**

**Муҳаррир**
**Шариф Комилзода**

**Пиров, С.** Фахруддини Розӣ ва андешаҳои ахлоқиву тарбиявии ӯ / Муҳаррир Ш. Комилзода. – Душанбе: Аржанг, 2015. – 196 с.

Дар ин рисола зиндагӣ, осор ва афкори ахлоқиву тарбиявии донишманди шинохтаи охири асри XII ва аввали асри XIII (V-VI-и ҳиҷрӣ) Фахруддини Розӣ дар асоси сарчашмаҳои адабию таърихӣ ва осори худи ӯ мавриди пажӯҳиш қарор гирифтааст.

Рисолаи мазкур барои муҳаққиқону муаррихон, омӯзгорону донишҷӯён ва доираи васеи хонандагон пешниҳод мегардад.

## Пешгуфтор

Мероси илмию адабии донишмандон ва мутафаккирони гузаштаи мардуми форсу тоҷик то кунун арзишҳои волои худро нигоҳ дошта, мутобиқи талаботи давру замон зарурати пурра пажӯҳишу баррасӣ намудани онҳо пеш омадааст, зеро шинохти шахсиятҳои бузургон ва омӯзишу таҳқиқи осори онҳо дар эҳёи анъана ва суннатҳои ниёгон, худшиносиву худогоҳии мардум, инчунин боло рафтани сатҳу сифати омӯзишу парвариш (таълиму тарбия) ва хубтару беҳтар гаштани донишу маърифат, маҳорату малака, одобу ахлоқи наврасону ҷавонон нақши муҳиму босазое хоҳад гузошт.

Мусаллам аст, ки дар ҳар давру замон ниёзи инсоният ба таълиму тарбия вуҷуд доштааст ва ин эҳтиёҷот ҳанӯз ҳам идома дорад ва дар оянда низ идома хоҳад ёфт, чунки насли наврас барои пешбурди ҳаёт, дастёбӣ ба касбу ҳунар, ризқу рӯзӣ, нутқу гуфтугӯ,

илму маърифат ниёз ба мураббию омӯзгор дорад. Он таҷрибаву малакаеро, ки волидайн ба фарзандон, устодон ба шогирдон, калонсолон ба хурдсолон, мутахассисони соҳаҳои гуногун ба навомӯзон медиҳанд, инчунин аввалин ҳаракоту калимоте, ки аз тарафи мураббӣ ба кӯдак ёд дода мешавад, зери мафҳуми «таълиму тарбия» қарор мегиранд. Аммо таълиму тарбия дар натиҷаи раванд ва инкишофи мароҳили гуногуни худ, ба эътибори дастовардҳои ҳаёти одамӣ фароху густариш ёфтааст. Дар ташаккулу такомули ин раванд дар ҳар гӯшаву канори олам, аз ҳар қавму миллат ахтарони равшану тобоне дурахшидаанд ва аз худ нуру сафоеро ҷиҳати таълиму тарбия, такмили одобу ахлоқи инсонӣ ба оламиён нурафшонӣ намудаанд. Аз ҷумлаи онҳо донишманди бузурги охири асри XII ва аввали асри XIII (V-VI-и ҳиҷрӣ) Абуабдуллоҳ Муҳаммад ибни Умари Розӣ аст, ки бо номҳои «Фахруддини Розӣ», «Имом Розӣ», «Фахри Розӣ», «Имом Фахр» маъруф гаштааст ва дар сарчашмаҳои таърихию таҳқиқотӣ дар бораи ӯ маълумотҳои зиёду гуногуне ба мо расидаанд.

Чунонки устод Нозир Арабзода қайд намудааст, таваҷҷуҳ ба шахсият ва таълимоти Фахруддини Розӣ ҳанӯз аз давраи зиндагиаш оғоз гашта, то кунун дар бораи ӯ ва афкору осораш дар сарчашмаҳои илмию адабиёти тадқиқотӣ маълумоти фаровоне дарҷ гардидааст. Аммо аксари муҳаққиқону таърихнигорон ӯро ҳамчун донандаи ҷумлаи улуми замонааш, дар радифи файласуфони машҳуру маъруф ном бурдаанд, ҳатто ихтилофи назар намудаанд, ки оё Фахруддини Розӣ файласуф аст ё мутакаллим ва мо шарҳи ин мавзӯъро дар оянда зикр хоҳем кард.

Мувофиқи гуфтаи Н. Арабзода дар замони ҳукумати шуравӣ аввалин бор М. Н. Болтаев ҷаҳонбинии фалсафӣ ва мантиқии Ф. Розиро дар асари худ «Масоили гносеологӣ ва мантиқӣ дар осори Ибни Сино ва мактаби ӯ» (Душанбе, 1966) баён кардааст. Сипас Н. Наимов дар мавзӯи «Ақидаҳои фалсафӣ ва мантиқии Фахруддини Розӣ» диссертатсияи номзадӣ навиштааст. Худи Н. Арабзода соли 1993 рисолаеро ба табъ расонидааст, ки дар он роҷеъ ба ҳаёт, ақоид ва муҳимтарин масоили ҷаҳонбинии фалсафии Фахруддини Розӣ сухан кардааст. Чӣ тавре ки маълум мегардад, то ин дам муҳаққиқони мазкур бештар ба ҷаҳонбинӣ ва масоили фалсафии Ф. Розӣ рӯ оварда, онҳоро то ҳадди имкон таҳлилу баррасӣ кардаанд.

Хонандаи мӯҳтарам, рисолаеро, ки дар даст доред, дар заминаи осори дастрасгаштаи Фахруддини Розӣ ва дигар манобеи таърихию

тадқиқотӣ таълиф ёфта, бештар ба масоили тарбиявию ахлоқӣ ё худ афкори педагогии Ф. Розӣ равона гардидааст, ки онро дар илми фалсафа «Фалсафаи иҷтимоӣ» гуфтаанд: «Илми ахлоқи Фахруддини Розӣ, ки аз рӯи анъана фалсафаи амалӣ номида мешавад, ба таълимот дар бораи нафс асос ёфта, таҳқиқи афъолу хислатҳои ахлоқии инсон ва ҳаёти иҷтимоии ӯро дар бар мегирад»[1].

Сабаби пайгирии мавзӯи мазкур қабл аз ҳама пешниҳоди устоди гиромиқадр М. Лутфуллоев ва баъдан рӯ овардан ба осору афкори ниёгон, омӯзишу пажӯҳиш ва истифодаи онҳо дар замони муосир ҷиҳати хубтар гаштани раванди таълиму тарбия ва камолоти одобу ахлоқи инсонӣ мебошад, зеро замони имрӯза бо вуҷуди дастоварду пешравиҳои илмию техникиаш, аз заъфу норасоиҳои адабию ахлоқӣ, таблиғу ташвиқ ва таҳоҷуми фарҳангҳои бегона орӣ нест. Аз ин рӯ, ба андешаи банда омӯзиш ва истифода аз осору афкор, тавсияву пешниҳодҳои олимону мутафаккирони гузашта, ба хусус ниёгон дар рафъи ин мушкилот кӯмак хоҳад расонид.

Рисола бо баёни муҳити сиёсию иҷтимоии даврони Фахруддини Розӣ, чигунагии ҷараёни афкору ихтилофоти мазоҳибу фирқаҳои мавҷуда ва мактабҳои ақидавию фалсафӣ, инчунин зиндагиномаву осори Ф. Розӣ оғоз гашта, сипас бо баёни афкори тарбиявии Ф. Розӣ ва нақши он дар тарбияи насли наврас ва хулосаву натиҷагирӣ интиҳо меёбад.

Ёдовар мешавем, ки ҷиҳати осонии фаҳми хонанада баъзе калимоту ибороти душворфаҳмро дар қавсайн ё поварақ тарҷумаву шарҳ додаем. Матолиби рисола бештар дар асоси манобеи мавҷуда дар ду макон: Китобхонаи миллии Тоҷикистон ва Китобхонаи академияи илмҳои Тоҷикистон ба номи Индира Ганди таълифу тадвин шудааст. Танҳо як асари Ф. Розӣ бо номи «Ал-фиросат» аз тариқи шабакаи интернет, ки дар маҷаллаи «Таърихи илм» (шумораи чорум, соли 1384 ш. дар Теҳрон) ба табъ расидааст, ройгон дастрас гашт. Аз ин хотир ба кормандони ин ду китобхона ва маҷаллаи мазкур, инчунин ба устодони азизу гиромӣ М. Лутфуллоев, Я. Одинаев ва Н. Қличева ҷиҳати кӯмаку дастгирӣ ва маслиҳату роҳнамоӣ дар таълифи ин рисола изҳори сипос менамоем ва аз хонандаи азизу арҷманд барои камбудию норасоиҳои ҷойдошта дар рисола пӯзишу бахшиш мехоҳем.

---

[1] Арабзода Н. Фахруддини Розӣ. – Душанбе: Ирфон, 1993. - С. 71.

**Муаллиф**

# Боби I

## Зиндагӣ ва фаъолияти Фахруддини Розӣ

### *Муҳити иҷтимоию сиёсӣ ва фалсафию фикрӣ дар замони Фахриддини Розӣ.*

Мактабҳои илмию адабӣ ва фалсафии мардуми форсу тоҷик дар роҳи инкишоф ва такомули худ таърихи дарозу тӯлониеро аз сар гузаронидаву басо донишмандону мутафаккирони барҷаставу машҳурро ба ҷаҳониён муаррифӣ кардааст. Аз ҷумлаи онҳо Абӯабдулло Муҳаммад ибни Умари Розӣ мебошад.

Ҳаёту фаъолияти Фахруддини Розӣ ба нимаи дуввуми асрҳои XII (5-ҳиҷрӣ) ва оғози асри XIII (6- ҳиҷрӣ) рост меояд, ки дар он айём дар ҳудуди хилофати Аббосӣ, давлатҳои мустақил ва ниммустақил арзи ҳастӣ мекарданд. Сабаби пайдоиши ин гуна давлатҳоро муаррихон дар заъф ва нотавон шудани хилофати Аббосӣ баъд аз як қарни ҳокимияти он арзёбӣ кардаанд. «Муддати асри Аббосӣ аз соли 132 (ҳиҷри-қамарӣ) то соли 656 ҳ. қ., яъне 524 сол аст. Салтанати бани Аббос дар ин муддат таҳаввулоти зиёд ёфт ва пас аз як қарн, ки дар ниҳояти азамат ва тавоноӣ буд рӯ ба заъф ва инҳитот ниҳод»[2]. Мусалам аст ки заъфу нотавонӣ ва бепарвоию ғафлат метавонад сабаби ҳар гуна қиёму шӯришҳои иддае аз одамон гардад. Ин ва дигар омилҳое пайдо шуданд, ки аҳли Хуросон ба қиём бархостанд, дар натиҷа давлатҳои мустақилу ниммустақил дар ҳудуди хилофати Аббосиён ба тадриҷ ба вуҷуд омаданд. «Қиёмҳои низомию сиёсии Хуросониён ва заъфи умумии дастгоҳи хилофат мунтаҷ ба ташкили давлатҳои нимамустақил ва мустақили Тоҳирӣ, Сафорӣ ва Сомонӣ гардид»[3]. Ин ҷараён ба хусус аз асри чоруми ҳиҷрӣ шиддат гирифт ва мунҷар ба пайдоиши ҳукуматҳои мухталиф гардид, ки бо ҳамдигар рақобат доштанд ва мавқеъу нуфузи якдигарро танг карда аз миён

---

[2] Абдулаҳмади Ҷовид. Таърихи адабиёти форсии дарӣ. – Кобул, 1391 ҳ. ш. – С. 95.
[3] Маъхази қаблӣ. – С. 235.

мебурданд. Монанди Тоҳириён[4], Сафориён[5], Сомониён[6], Ғазнавиён[7], Салчуқиён, Ғуриён, Қарахониён ва Хоразмшоҳиён. Ҷараёни мазкур то замони ҳамлаи Муғул идома дошт. Аз миёни давлатҳои мазкур Сомониён ва Хоразмшоҳиён бо вижагиҳои хоси даврони худ зоҳиртару фарққунандатар маҳсуб мешаванд. «Дар ин ҷо сирф ёдовар мешавем, ки аҳди Сомониён яке аз дурахшандатарин ва олитарин давраҳои таърихи ин сарзамин аст. Аз як тараф русум ва сунани қадим эҳё гашт ва аз тарафи дигар таваҷҷуҳ ба шеър ва адаби дарӣ муҷиб шуд, ки кутуби бешуморе таълиф ва тадвин гардад ва уламо ва шуарои номдоре зуҳур кунад»[8]. Фарқияти Хоразмшоҳиён бештар бо пирӯз гаштани онҳо бар рақибони худ ва бузург сохтани давлати хеш, мебошад. «Ҳукуматҳои маҳаллӣ монанди Атобакони форис ва Озарбойҷон ва Луристон ва бақоёи давлати Салчуқӣ дар мағриби Эрон дар баробари қудрати Хоразмшоҳиён ё таслим ва ё нобуд шуданд… Хоразмшоҳиёни оли Отсиз дар давраи Муҳаммад ибни Алоуддини Текеш тамоми ҳукуматҳои ҷузъии Эронро тобеи худ сохтанд…»[9].

Дар ин айём рақобати байнимазҳабӣ, ихтилофоти фикрии фалосифа бо аҳли калом ва баҳсу мунозираҳои фирқавию мазҳабӣ хело ривоҷ гирифтаву боло рафта буд. То ҷое, ки аҳли мазоҳиби мухталиф хусумат, адоват ва бадбинии хешро беибо зоҳир мегардонидаанд. Ин амал мунҷар ба ҷангҳои алоҳидаи гуруҳӣ, сӯзонидани китобу китобхонаҳои якдигарӣ шуда буд. Ихтилофи

---

[4] Муассиси силсилаи тоҳириён (205-259 қ.) Тоҳир ибни Ҳусейн ибни Мусъаб буд, ки дар ҳудуди соли 159 қ. дар Ҳирот по ба арсаи вуҷуд гузошт. Дар соли 205 ҳангоме, ки Тоҳир ҳукумати Хуросон ёфт, алами истиқлолро афрошт ва баъд аз вай фарзандонаш силсилаи тоҳириро таъсис карданд. Баъд аз Тоҳир умарои дигаре аз ин хонадон дар Хуросон ҳукумат карданд. Ва Муҳаммад ибни Тоҳир (Тоҳири сонӣ) охирин узви силсилаи тоҳириён аст, ки тавассути Яъқуб ибни Лайси саффорӣ асир шуд ва ба ин тартиб давлати оли Тоҳир хотима ёфт.

[5] Пешвои силсилаи сафориён ё лайсиён (254-290 қ.) Яъқуб ибни Лайс мебошад. Ӯ аз аҳли Сиистон буда, баъд аз адои хизмати сарҳангӣ ба сардории сипоҳ мерасад. Дар соли 253 Сиистонро тасарруф мекунад ва дар соли 259 Хуросонро аз чанги тоҳириён берун мегардонад…Баъд аз Яъқуб бародараш Амр ибни Лайс бо фармони халифа ба ҳукумати Хуросон, Сиистон ва Форс мансуб мегардад. Амр дар соли 287 дар Балх асир ва мағлуб гашта, соли 290 дар маҳбаси Бағдод вафот мекунад.

[6] Сомониён ё оли сомон (261-389 қ). Сомонхудо аслан аз Балх ва аз деҳе буд, ки Сомон ном дошт ва худ дар ибтидо зардуштимазҳаб будааст. Бинобар нақли Зайнулахбор ба дасти Маъмун имон овард ва писараш Асад дар хизмати ҳукмрони Хуросон дохил гардид. Асад чор писар дошт Нӯҳ, Аҳмад, Илёс ва Яҳё, ки мавриди таваҷҷуҳи халифа буданд. Кори онҳо рафта-рафта боло гирифт ва ҳукуматҳо ёфт. Нӯҳ дар Самарқанд, Аҳмад дар Фарғона, Яҳё дар Чоч ва Илёс дар Ҳирот. Пас аз вафоти Нӯҳ Самарқанд замимаи вилояти ӯ шуд ва пас аз вай Наср ва баъд Исмоил боиси тараққӣ ва таҳкими ин хонадон гардид… Инқирози ин хонавода ба дасти мулуки хониҳо ва ғазнавиҳо сурат гирифт… Ҳукумати оли сомон, ки аз асилтарин ақвоми ориёно (тоҷик) буданд, дар соли 389 қ. бо тасаллути султон Маҳмуди ғазнавӣ поён ёфт (Таърихи адабиёти форсии дарӣ. – С. 147, 235).

[7] Оиди маълумоти Салчуқиён, Ғуриён, Қарахониён ва Хоразмшоҳиён ба китобҳои таърих муроҷиат шавад.

[8] Абдулаҳмади Ҷовид. Таърихи адабиёти форсии дарӣ. – Кобул, 1391ҳ. ш.

[9] Саид Муҳаммад Ризои Доӣ. Таърихи адабиёти Эрон. – Исфаҳон, 1335 ҳ. ш. – С. 124.

фикрию ақидавӣ на танҳо миёни ашъариҳо бо муътазилаву шиа, исмоилияву карромия вуҷуд дошт, балки дар миёни фирқаҳои фиқҳии аҳли суннат низ дида мешуд. «Ҳосил он, ки дар қарни панҷум ихтилофоти мазҳабӣ байни шиаву суннӣ ва ашъарию муътазилӣ ва низ низоу ҷидол байни мазоҳиби мухталифаи аҳли суннат, махсусан ҳанафиҳою шофеъиҳо ва ихтилофи байни фуқаҳо ва фалосифа ба дараҷае иштидод ёфт, ки ғолибан аз муҷодалот ва мунозироти уламо гузашта, ба задухӯрд ва қатлу ғорат ва наҳбу (тороҷу) сӯхтан мекашид»[10]. Таърихнигорон ин иллатро, яъне задухӯрдҳои байниҳамдигарӣ, ихтилофоти фикрию мазҳабӣ ва бадбинию парокандагии фирқаҳои гуногуну ҳокимиятҳои дохилиро замина ва яке аз омилҳои аслии ғолибияти Муғул баён кардаанд. «Бояд гуфт, заминаи инҳитот ва инқироз аз ду қарн пеш аз ҳодисаи ҳуҷуми Муғул таҳия шуда буд… Ва бадбахтӣ ва тирарӯзии муслимин махсусан эрониҳо дар рӯзгори Муғул меваи тухмҳое буд, ки дар давраҳои пеш кошта шуда буд»[11]. Бо вуҷуди низоу ихтилофоти мазкур дар замони зиндагонии Фахруддини Розӣ вазъи илмӣ, таълиму тадрис хуб ҷараён доштааст ва ба илм, олиму донишҷӯ аз тарафи мардум ва шахсони алоҳида, назари нек ва таваҷҷуҳи хоссае зоҳир мегаштааст. Дар он айём бунёди мадрасаҳои илмӣ, ки ба тадриҷ меафзуд, мавқеи ҳалқаҳои дарсии ҷудогонаро иваз месохт. «Ғайр аз масоҷид, ки муддатҳо марокизи муҳими таълим буд, дар қарни чорум алалхусус эҷоди амокини хос барои таълими улуми динӣ ва адабӣ ба номи «мадорис» маъмул шуд. Яке аз онҳо мадрасаи «Соидия»-и Нишопур аст, ки Наср ибни Носируддин Сабуктегин сипаҳсолори Хуросон қабл аз Султон Маҳмуди Ғазнавӣ дар соли 389 ҳ. онро дар ҷивори мақбараи қозӣ Абулаъло Сод ибни Муҳаммад сохт ва дар баъзе маохиз номи он «Саъдия» ҳам сабт шудааст. Абулаббос ибни Аҳмади Исфараёнӣ, ки то соли 401 ҳ. вазири Султон Маҳмуди Ғазнавӣ буд дар Балх мадрасае бино кард. Ҳангоме, ки Султон Маҳмуди Ғазнавӣ аз фатҳ бозмегашт (соли 409 ҳ.) масҷиди ҷомее дар Ғазна бино кард ва дар ин масҷид мадрасае бино ниҳод. Хулафои Бағдод низ ба таъсиси мадорис таваҷҷуҳи хос доштанд. Маъмун мадрасае дар Хуросон бино карда буд. Мадрасаи ҷомеи ал-Азҳари Миср дар соли 378 ҳ. бино ниҳода шуд…»[12]. Ин раванд аз охирҳои асри IV оғоз ёфта буд, ки дар ибтидо

[10] Маъзази қаблӣ. – С. 129.
[11] Ҳамон ҷо. – С. 130.
[12] Абдулаҳмади Ҷовид. Таърихи адабиёти форсии дарӣ. – Кобул, 1391 ш. – С. 271,272.

ба шакли фирқавӣ, яъне хос барои як фирқа ё худ барои як мазҳаб бунёд шуда буд ва баъдҳо ба тариқи умум, яъне барои ҳама гуна мазоҳиб ва равияҳо таълиму тадрис дар онҳо сурат мегирифт. Монанди мадрасаи «Низомия»-и Бағдод, ки хоси мазҳаби шофеъӣ будааст ва шарти таҳсил дар он мутобиат аз мазҳаби мазкур будааст. Баъдтар дар баробари он мадрасаи дигаре барои тамоми донишҷӯён бунёд мегардад. Дар Хуросон мадрасаҳои машҳури «Низомия» ва «Собуния», дар Исфаҳон мадрасаи «Низомия» низ фаъолият доштаанд. «Низомия» номи мадорисест, ки ба амри хоҷа Низомулмулк[13] вазири донишманд ва муқтадири давлати салчуқиён дар қарни панҷуми ҳиҷрӣ дар вилоёти муҳими қаламрави салчуқӣ таъсис шуд. Зоҳиран «Низомия»-ҳо нахустин мадориси олӣ будаанд, ки барои тулоб ва донишҷӯёни онҳо рутба ва шаҳрияи (моҳонаи) муайян ва мудовиме (бардавом) муқаррар шудааст.

***Машҳуртарин «Низомия»-ҳо:*** Низомияи Нишопур. Ин мадраса дар авохири нимаи аввали қарни панҷум ба амри хоҷа Низомулмулк барои Имомулҳарамайн Абулмаолӣ Абдулмалик ибни Абдуллоҳи Ҷувайнӣ (ваф. 487 ҳ. қ.) бино шуд. Аз туллоб ва донишҷӯёни ин мадраса Имом Муҳаммади Ғазолӣ ва Авҳуддини Анвариро метавон ном бурд. Низомияи Бағдод. Бинои ин мадраса дар соли 459 ҳ. қ. поён гирифт. Низомулмулк барои сохтмони ин мадраса дусад ҳазор динор аз моли худ харҷ кард ва мавқуфоти[14] мутааддид ва пурдаромаде ба он тахсис дод. Дар оғози таъсиси Низомияи Бағдод аз имом шайх Абӯисҳоқи Шерозӣ даъват шуд, то дар он ҷо ба тадрис пардозад ва то фаро расидани вай имом Абӯмансури Бағдодӣ бист рӯз ба ин (амри) муҳим пардохт. Имом Муҳаммади Ғазолӣ низ аз мударрисони ин дорулилм буд. Мударрисони зер пас аз имом Муҳаммади Ғазолӣ дар Низомияи Бағдод ба тадрис иштиғол доштаанд: Имом Аҳмади Ғазолии Тусӣ, Ҳусейн ибни Алии Табарӣ, Абулҳасан Алӣ ибни Муҳаммади Астарободӣ, Абӯалии Исфаҳонӣ, Абӯнаср Абдурраҳим ибни Абулқосими Қушайрӣ, Абӯбакри

---

[13] Гуянд: Хоҷа Низомулмулк, ки бо фирқаи ботиния бисёр душманӣ меварзид, ботиниён пайи фурсате мегаштанд, ки ба қатлаш бирасонанд, аз Исфаҳон берун омад. Дар рустое, ки тобеи Наҳованд аст, атроқ (ҷое бо ҳам нишастан) фармуд. Қаблан, ки дар Амория ба таб мубтало шуда буд, ҳанӯз табхола бар лаб дошт. Шаби ҷумъа, бистуякуми рамазон (соли) чорсаду ҳаштоду панҷ, касе аз дур фармуд: мазлумам, кумак кунед. Вазир гуфт аз ӯ бипурсед, аз ки шикоят мекунад? Мард гуфт: аризае (пешниҳоде) дорам, ки мехоҳам худ ба дасти вазир диҳам, то бо вазир рӯ ба рӯ шуд, бар ӯ парид, бо дашнае (ханҷаре) ки дар даст дошт Хоҷа Низомулмулкро шаҳид намуд. Ҷанозаи шарифашро ба Исфаҳон бар гардонданд ва дар донишгоҳи (мадрасаи) сохти хеш дафнаш карданд. (Осор-ул-билоб ва ахбор-ул-ибод. – С. 191).

[14] Аз «вақф», он чи дар мулки касе набошад ва ба роҳи Худо онро гузошта; ва дар баъзе ҷо ба маънии мутлақи ато мустаъмал мешавад. (Ғиёс-ул-луғот. – Ҷ. 2. – С. 375).

Хуҷандӣ, Абӯнаҷиби Суҳравардӣ, Абулхайр Аҳмад ибни Исмоили Толиқонӣ… Аз туллоб ва донишомӯзони ин мадраса шайх Муслиҳиддин Саъдии Шерозиро бояд ном бурд. Низомияи Балх. Аз устодони маъруфи он Одам ибни Асади Ҳаравӣ аст ва аз шогирдони он ҷо Рашиди Ватвот. Низомияи Басра. Ба ривояти муаллифи «Тиҷоратуссалаф» ин мадраса, ки аз Низомияи Бағдод некӯтар ва бузургтар будааст, дар авохири айёми (халифа) Муътасим биллоҳи Аббосӣ хароб шуд ва аз масолеҳи сохтмонии он дар қисмати шаҳри Басра мадрасаи дигаре ба ҳамин ном сохтанд. Низомияи Исфаҳон. Барои ин мадраса Низомулмулк даҳ ҳазор динор аз хеш бар он вақф карда буд ва онро ба номи Садриддини Хуҷандӣ мадрасаи «Садрия» ҳам номидаанд. Гузашта аз инҳо «Низомия»-ҳое дар Марв, Мусил ва Ҳирот низ ба ҳиммат ва амри хоҷа Низомулмулк таъсис шуда буданд[15]. Дар шаҳри Ҳирот низ Султон Ғиёсуддин ба хотири истифода аз илму маърифати Фахруддини Розӣ мадрасае таъсис медиҳад, ки дар он донишҷӯёни зиёд аз манотиқи гуногун ба таълиму тадрис  фаро гирифта мешаванд. «Саранҷом дар Ҳирот мондагор шуд ва мавриди ҳимояти салотини Ғурӣ ва Алоуддини Хоразмшоҳ қарор гирифт. Дар Ҳирот мадрасае ба номи вай сохтанд ва Фахруддин ба тадрис пардохт. Ва ҷамъи касире ба ҳалқаи дарсии ӯ пайвастанд»[16].

Чунонки қаблан зикр гашт дар рӯзгори Фахруддини Розӣ ихтилофоти фикрию ақидавӣ хело ривоҷ гирифта буд. Аз ин миён рақобати ду мактаб, яъне фалсафа ва калом бештар ба назар мерасид. Дар он замон таҳти мафҳуми фалсафа пеш аз ҳама таълимоти машшоъ дар назар дошта мешуд. Машшоъ аз калимаи арабӣ гирифта шуда, маънояш раванда, сайругашткунанда мебошад. Он файласуфонеро машшоъ мегуфтанд, ки қадамзанон, суҳбаткунон ба шогирдони худ дар бораи масоили гуногуни фалсафӣ маълумот медоданд. Моҳияти фалсафаи мутафаккирони машшоъ аз он иборат буд, ки Худованд офаридагори тамоми мавҷудот аст. Аммо Худованд чизҳоро на бо хоҳиши худ, балки ба амри зарурат офаридааст. Бинобар ин, онҳо чунин ақида доштанд, ки агар Худованд чун сабаби офарида шудани олам қадим бошад, пас табиат чун натиҷаи он қадим мебошад, зеро сабабро аз натиҷа ҷудо кардан ногузир аст. Намояндагони маъруфу машҳури ин ҷараён хело зиёданд, вале аксарашон ба монанди Абӯали ибни Сино, Абӯнасри Форобӣ ва

[15] Абдуррауфи Ҳақиқат. Таърихи улум ва фалсафаи эронӣ. – Теҳрон, 1372 ҳ. ш. – С. 183, 184.
[16] Ҳенри Тумос. Бузургони фалсафа. Мутарҷим Фаридуни Бадраҳой. – Теҳрон, 1386 ҳ. ш. – С.  276.

дигарон мавриди танқиду мазаммати мутакаллимону сӯфиён қарор гирифта буданд. Дар қарни панҷуму шашуми ҳиҷрӣ мактаби машшоӣ ба дасти файласуфоне монанди Саидсадриддини Сарахсӣ, Фаридуддини Домод ва Абулбаракоти Бағдодӣ соҳиби китоби «Ал-муътабар», ки дар баҳси табиийёт ба вижа ҳаракати қасрӣ[17] матолиби муҳимме дар бар дорад, идома ёфт. Лекин ин давра бештар асри ишоаи (интишори) мактаби мутакаллимини пайрави Абулҳасани Ашъарӣ ва мухолафат ва муонадати (хусумату душманӣ) шадид бо мактаби фалосифа буд. Қудрати рӯзафзуни салчуқиён ва таъсиси мадориси низомия ба тадриҷ тадриси улуми авоилро аз маҳофил ва мадориси расмӣ дур кард ва вазъро барои нуфузи рӯзафзуни ашъариён фароҳам сохт. Мактаби ашоира, ки дар поёни қарни севвум ба дасти Абулҳасани Ашъарӣ дар муқобили муътазила ба вуҷуд омада буд ва дар қарни чорум ба дасти мутакаллимоне монанди Абӯбакри Боқилонӣ дар Бағдод истиқрор ёфта буд, ба тадриҷ аз мабоҳиси фалосифа барои мухолафат бо онон истифода кард ва чанд тан аз мутакаллимони бузурги ин мактаб, ки муҳимтарини онон Муҳаммад ибни Абдулкарими Шаҳристонӣ ва Имом Муҳаммади Ғазолӣ ва Имом Фахри Розӣ мебошанд, ба интиқод (танқид) аз усули фалсафаи машшоӣ пардохтанд[18].

Машшоиён оламро дар асоси қадимияти модда исбот кардаву иллатро муассири билиҷоб медонистанд на фоъили билихтиёр. Ҳаракоту тағйироти оламро бо сабабҳои воқеии табиӣ шарҳу тавзеҳ медоданд. Ба донисташавандагии олам комилан эътиқод доштанд ва ахбороти ҳиссиётро ҳамчун оғози маърифат ба назар мегирифтанд…Аммо усули ақоиди каломӣ мухолифи таълимоти машшоия буда, баръакси ҳол мутакаллимон оламро муҳдас (офаридашуда) ва маъоди ҷисмониро, ки машшоиён ғайриимкон медонистанд, эътироф мекарданд. Ҳодисаҳои оламро на тобеи сабабият ва қонуниятҳои табиӣ, балки пайдоиши олам ва ҳама гуна ҳодисаҳои онро ба қудрат ва ихтиёри офаридагори якто, ки соҳиби ихтиёр аст, нисбат медоданд. Баҳсҳои асосии илми калом исботи зот ва сифоти Худо (тавҳид), нубувват, вуҷуди малоика, биҳишту дӯзах, офариниши олам, тақдир (сарнавишт), зинда шудани пас аз марг, ҷазою сазои охират мебошад, ки дар асоси инҳо масоили ҷузъӣ пайдо

---

[17] Даври қасрӣ ва ҳаракати қасрӣ ба маънии давр ва ҳаракати чизе, ки муҳаррики он дигаре бошад (Ғиёс-ул-луғот. – Ҷ. 2. – С. 134).

[18] Абдурауфи Ҳақиқат. Таърихи улум ва фалсафаи эронӣ. –Теҳрон, 1372 ҳ. ш. – С. 194.

мешавад. Аслан илми калом барои дифои ақоиди исломӣ буда, дар баробари ҳамлаҳои пайравони динҳои дигар, хусусан онҳое, ки усули худро бо мантиқи юнонӣ қувват додаанд, мубориза ва истодагарӣ мекард. Пайдоиши илми калом ба асрҳои VII-VIII рост меояд. Илми калом бо номҳои илми тавҳид, илми ақоид, илми усули дин низ маълум гаштааст. Сабаби ном гирифтани ин  илм ба калом аз чанд ваҷҳ аст:

1. Пайравони ин илмро мутакаллим мегӯянд ва мутакаллимин дар ҳар баҳсе аз он мегуфтанд: калом дар ин баҳс чунин ё чунон аст;
2. Аввалин чизе, ки аз улум бояд омӯхт, ин илми тавҳид аст ва ин илм танҳо ба воситаи калом (гуфтор) омӯхта мешавад;
3. Масоили каломи илоҳӣ–Қуръон машҳууртарин мабоҳиси он будааст, дар ин ки қадим аст ё ҳодис;
4. Ин илм боиси қуввати гуфтор дар таҳқиқи улуми шаръӣ ва қонеъ сохтани мухолифон мешавад (албатта бо овардани далел).

Саидмуҳаммад Боқири Сабзворӣ дар мукаддимае, ки дар оғози  китоби «Ал-бароҳин»-и Фахруддини Розӣ нигоштааст, доир ба илми калом, мутакаллим ва фалсафаи машшоӣ чунин гуфтааст: «…яке роҳи назар ва истидлол рафтан ва дигар равиши риёзат ва муҷоҳадат гирифтан. Онон ки тариқи аввалро интихоб кунанд, агар мултазим ба дину шариати осмонӣ бошанд ба номи мутакаллим шинохта мешаванд ва илми онҳоро калом мегӯянд ва агар чунин илтизоме надиҳанд, балки ба озодии фикр мақсуди худро дунбол мекунанд ва пайи таҳқиқ мераванд ба номи ҳаким ва файласуф маъруфанд ва ин илми онҳоро фалсафаи машшоӣ гуянд. Ва аммо аҳли риёзат агар дар риёзати худ бар тибқи дастури шаръ амал кунанд ба номи сӯфӣ ва агар чунин илтизоме надоранд ҳакими ишроқӣ ном доранд ва фалсафаи онҳоро ишроқ гӯянд… Илм ба ду тақсим шудааст: миллӣ ва ҳукмӣ. Илми миллӣ он аст, ки аз роҳи ваҳйи касб шавад ва иктисоби он ҷуз аз тариқи пайғамбарон имконпазир нест. Ва аммо улуми ҳукмияро метавон ба василаи ақл истихроҷ кард ва тариқи он иқтибос ва иқтинос (шикор) аз ҳукамо  ва фалосифа аст. Ва аммо улуми миллӣ низ бар се қисм тақсим шудааст. Якеро аз рохи ҳис метавон ба даст овардан, назди устод зону задан ва илми ҳадисро аз роҳи гӯш омӯхтан ва ба ниҳояти амонат забт кардан. Дуввум он аст, ки аз роҳи ҳуш бояд иктисоб шавад ва ақлро ба кор андохтан ва ба раҳбарии ақл ба даст овардан ва ӯ илми калом ном дорад. Ва қисми севвум ниёзманд ба ҳар ду мебошад ва толиби он

бояд аз ҳуш ва гӯш ҳар ду истифода кунад, ақл ва хирад ва ҳисро кор бояд фармуд, то ибтикор ҳосил ояд ва он саноати фиқҳ ва усул аст»[19].

Дар замони ҳаёти пайғамбари Худо Муҳаммад (с) ва ёрони ӯ илми калом ҳанӯз тадвин нагашта буд, зеро онҳо ба хотири ақоиди софу пок доштанашон ва кам будани ҳаводису ихтилофот ба тадвини ин илм эҳтиёҷ надоштанд.Чун дини ислом вусъату интишор ёфт ва мардумони ғайри араб, ки ҳар яке дорои дин ва ақоди собиқи худ буданд, ба ислом гаравиданд, аз сӯйи дигар фалсафа ва мантиқи юнонӣ тарҷума гашта вориди ҷомеаи ислом шуд, гурӯҳҳое пайдо шуданд, ки таҳти таъсири фалсафаву мантиқ дар масоили эътиқодӣ мубаллиғи бидъатҳову навгароиҳо шуданд ва мухолифи усули ислом ва оёту ҳадис изҳори ақида мекарданд, монанди ташбеҳ кардани Худо ба инсон, қоил шудани ҷисм барои Худо, боварӣ ба азалӣ будани олам ва инкори маоди[20] ҷисмонӣ ва ғайра. Пас, гурӯҳе дар партави ҳамон усуле, ки мухолифонашон далелҳои худро бино карда буданд, ба ҷавоб гуфтану ба мубориза бархостанд ва қоидаҳои ҷавобгуӣ ва мунозираи худро бунёд карданд. Бунёди аввалин мактаби каломиро Ҷаҳим ибни Сафвон (ваф. 745 м.) гузоштааст. Аммо асосгузорони онро Восил ибни Ато (80-131ҳ қ), ки аз маҷлиси тобеини машҳур Ҳасани Басрӣ канор гирифт ва Ҷад ибни Дирҳам (ваф 742 м) гуфтаанд. Дар ибтидо онҳо ва пайравонашонро «муътазила»[21] мегуфтанд. Ин давра ибтидо ва марҳилаи аввали илми калом маҳсуб мешавад. Мавриди қайд аст, ки агарчи онҳо аз фазлу дониш бархӯрдор буданд, лекин усули ақоидашон аз хатову иштибоҳот холӣ набуд ва бо ақоиди ҷумҳури мусулмонон мухолифат дошт. Аз ҷумла эътиқод бар ин, ки Қуръон махлуқ аст, боварӣ ба ин ки анҷомдиҳандаи гуноҳи кабира на кофир асту на мӯъмин ё эътиқод бар ин, ки анҷоми кори аслаҳ (беҳтар) бар Худо воҷиб аст ва ғайра. Дар натиҷаи баҳсҳову мунозираҳо, каломи ашъарӣ ва мотуридӣ, ки ҳар ду ҳам каломи аҳли

---

[19] Фахруддини Розӣ. Муқаддима ва тасҳеҳи Саидмуҳаммад Боқири Сабзворӣ. Ал-бароҳин дар илми калом. – Теҳрон, 1341 ҳ. ш.

[20] Маод – бозгашт, растохез, мақсуд, ҷаҳони дигар… Тарҷумаи Мунҷид. – Ҷ. 2. – С. 1122.

[21] Муътазила фирқаи муътабаре ҳастанд, ки аз аввали қарни дуввуми ҳиҷрӣ дар авохири аҳди бани умая зуҳур карда ва то чандин қарн дар тамаддуни исломӣ таъсир доштаанд. Муассиси ин фирқа яке аз шогирдони Абӯсаид Ҳасани Басрӣ (в. 110 ҳ.) бо номи Восил ибни Ато аст, ки бо устоди худ бар сари сарнавишти муртакиби маосии кабира ва таъйини ҳудуди куфр ва имон ихтилофи назар ёфт ва аз маҷлиси дарси ӯ канора гирифт. Ва сипас яке аз шогирдони дигари Ҳасан ба номи Амр ибни Убайд ба ӯ пайваст. Ва ин ду бо ёрии якдигар фирқаи наверо падид оварданд ба номи муътазила ё аҳли адл ва тавҳид. Восил ибни Ато аз маволие буд, ки ба соли 80 ҳиҷрӣ дар Мадина мутаваллид шуд ва баъд ба Басра рафт ва дар маҷлиси дарси Ҳасани Басрӣ хозир шуд. Вафоти ӯ дар 131 ҳ. иттифоқ афтод. Вай хатибе буд балиғ ва суханваре нерӯманд ва марди муттақӣ ва парҳезгор буд ва таълифоте низ дошт… (Муҳаммадризо Доии ҷавод. Таърихи адабиёти Эрон).

суннат ва ҷамоат буданд, ба вуҷуд омад ва инро оғози давраи дуюми ташаккули илми калом шумурдаанд. Асосгузорони он Абулҳасан Алӣ ибни Исмоили Ашъарӣ[22] ва Муҳаммад ибни Маҳмуди Мотуридӣ[23] мебошанд. Мутакаллимони аҳли суннат кӯшидаанд, ки ақоиди ин мазҳабро аз ҳуҷум, шакку шубҳа ва рахнасозиҳои дигар адёну мазоҳиб ва аҳли бидъат ҳимоят намоянд ва ба ин ҳам муваффақ шудаанд, зеро дар марҳилаи сеюми калом, ки асрҳои XII-XIII-ро дар бар мегирад, калом бо фалсафаи машшоъ омехта, рақиби асосии он гаштааст. Дар натиҷаи пайваста ба фалсафаи машшоъ фишор овардани калом ва бо якдигар омехта шудани масоили каломиву фалсафӣ, фарқ кардани онҳо ғайриимкон мегардад ва кор ба ҷое мерасад, ки қариб машшоия аз байн меравад, аммо калом ҳамчун фалсафаи аслии ислом маъруф мегардад. Худошиносии исломӣ, ки ба (илми) калом машҳур аст, ба унвони вокунише бар зидди мадрасаи ақлонии муътазила оғоз гардид ва танҳо тадриҷан ба дониши комил мубаддал шуд. Дар садаҳои собиқ мутакаллимин, ки дар тариқи Абулҳасани Ашъарӣ (ваф. 330 ҳ. қ.) роҳ мепаймуданд, мекӯшиданд, то мантиқ, яъне абзори мухолифони худро барои дифоъ аз ҳақоиқи ваҳй ба кор бибаранд. Аз садаи чаҳордаҳум ба баъд ин дифоъ худро устувор гардонд ва низоми бештаре ёфт ва бо осори имомулҳарамайн Абулмаолӣ Абдулмалики Ҷувайнӣ (ваф. 479 ҳ. қ.) монанди «Ал-иршод» ва «Аш-шомил» ба авҷи камоли худ расид. Бо Ғазолӣ (илми) калом даври тозае ёфт, ҳамчунон, ки аз оғоз бо мазҳаби файласуфон бархоста буд, акнун шурӯъ ба истеъмоли равиши қиёсӣ, шаҳодати ақлӣ ва бархе назариёти файласуфон кард ва пояҳои каломи фалсафии мутакаллимони адвори (давраҳои) баъдиро ниҳод. Имом Фахр бузургтарин устоди ин мадрасаи каломист ва ҳатто аз бисёр ҷиҳат бар Ғазолии машҳур тафаввуқ (бартарӣ) дорад. Бо имом Фахр каломи фалсафӣ ба ниҳояти қудрат ва камоли худ расид. Дар натиҷа осори ӯ таъсири пайвастае

---

[22] Абулҳасани Ашъарӣ аз хонадони саҳобаи машҳур Абӯмӯсои Ашъарӣ буда, соли 260 ҳ. қ. дар Басра таваллуд шудааст. Ибтидо ба мазҳаби муътазила даромада, баъдан аз онҳо баргаштааст ва мазҳаби худро таъсис додааст. Соли 324 ҳ. қ. дар Бағдод фавт кардааст.

23 Абумансури Мотуридӣ аз бузургони илми калом ва яке аз пешвоёни ақоиди каломии мазҳаби ҳанафӣ (имоми Аъзам Нӯъмон ибни Собит) будааст. Мотурид яке аз маҳаллаҳои Самарқанд ба шумор мерафтааст. Ҳамчуноне ки Абулҳасани Ашъарӣ пешвои мутакаллимони мазҳаби шофеъӣ маҳсуб мешавад, имом Мотуриди ҳам раис ё худ пешвои мутакаллимони мазҳаби ҳанафӣ шинохта шудааст. Дар илмҳои фиқҳ ва тафсир хело машҳур будааст, аммо маҳораташ дар илми калом бештар баён гаштааст. Ӯ ҳамасри Абулҳасани Ашъарӣ ва ҳам монанди ӯ мухолифи муътазила будааст. Аз ин рӯ мазҳаби мотуридӣ бо мазҳаби ашъарӣ бо каме фарқият хеле наздик аст. Имом Мотуридӣ соли 333 ҳ. қ. дар Самарқанд аз олам гузаштааст. Аз ҷумлаи таълифоти ӯ инҳоро ном бурдаанд: «Китоб-ут-тавҳид», «Авҳом-ул-муътазилати», «Ар-рад алал қароmитати», «Китоб-ул-ҷадал», «Китоб-ут-таъвилот-ил- қуръон», Китобу шарҳи «Фиқҳ-ил-Акбар», «Китоб-ул-мақолот», «Китоб-ур-ради аҳлил адиллати» ва ғайра.

бар мутакаллимони баъдӣ ниҳод. Монанди қозӣ Изуддини Эҷӣ, Саъдуддини Тафтазонӣ ва Хоҷа Насири Тусӣ. Агар дақиқтар сухан бигӯем, бояд Розиро поягузори як мазҳаби ҷадиди каломӣ бишуморем ва бархе аз нависандагон ҳатто ӯро пас аз Арасту ва Форобӣ муаллими солис номидаанд. Дар воқеъ ӯ осоре тасниф кард, ки дорои вижагиҳои ду давраи каломи исломӣ буд. Давраи аввал, ки бар зидди файласуфон ва бо вуҷуди ин бар пояи равишҳои онон ва ҳатто бар асоси бархе аз андешаҳои эшон мумтоз гардид ва давраи дуввум пас аз Ғазолӣ, ки дар он (илми ) калом бештар дониши мустақил мешавад ва бисёре аз кайфияти дифоӣ ва ҷидолии худро аз даст медиҳад. Дар миёни намунаҳои осори навъи аввал метавон «Ал-муҳассал» ва «Ал-арбаъин фи усули дин» ва дар миёни намунаҳои дуввум «Асос-ут-тақдис» ва «Лавоме-ул- байинот»-ро ном бурд[24].

Фахриддини Розӣ яке аз мутафаккирони маъруфест, ки дар оғози марҳилаи сеюми инкишофи илми калом зиставу фаъолият кардааст. Дар бисёре аз сарчашмаҳои таърихӣ, олимону муаррихон ӯро ҳамчун мутакаллими варзида ва идомадиҳандаи роҳу равиши Муҳаммади Ғазолӣ васф кардаанд. Аксари муаррихону муҳаққиқон дар бораи ин, ки Фахриддини Розӣ мутакаллим аст ё файласуф, сухан гуфтаву андешаҳои худро баён доштаанд. Донишманди эронӣ Муртазо Мутаҳҳарӣ дар бораи Фахруддини Розӣ чунин гуфтааст: «…ҳам фақеҳ буд, ҳам мутакаллим ва ҳам муфассир ва ҳам файласуф ва ҳам пизишк ва ҳам хатиб…Дар айни ин, ки дар афкори фалосифа ворид аст ва таълимоти гаронбаҳо дар фалсафа дорад, тарзи тафаккураш тафаккури каломӣ аст на фалсафӣ ва сахт бар фалосифа метозад ва дар мусалламоти фалсафа ташкик менамояд». Ибни Абиусайба дар «Уюн-ул-анбоъ фи табақот-ил- атиббо» Фахруддини Розиро яке аз файласуфони машҳур номидааст. Соҳиби «Нузҳат-ул-арвоҳ» Шаҳризурӣ бошад, мақоми Фахруддини Розиро дар фалсафа эътироф накарда гуфтааст: «…воқиф ба ҳақоиқи фалсафа нашудааст». Муаллифи «Бузургони фалсафа» андешаи худро нисбати Фахруддини Розӣ чунин баён доштааст: «Аҳамияти Фахруддини Розӣ дар кӯшишест, ки барои оштӣ додан миёни суннатҳои фалсафӣ ва динӣ ба харҷ додааст. Дар ин кӯшиш Фахруддин аз як машраби ақлонӣ пайравӣ намуда, ки маъмули асри вай набудааст...»[25]. Олим ва муҳаққиқи дигари эронӣ Эҳсони Табарӣ бошад, мавқеи Фахруддини

[24] М. Шариф. Таърихи фалсафа дар ислом. – Теҳрон, 1365 ш. – С. 82, 83.
[25] Ҳенри Тумос. Бузургони фалсафа. Мутарҷим Фаридуни Бадраҳой. - Теҳрон,1386. – С. 276.

Розиро дар муносибати ӯ ба калому фалсафа ба назар гирифта, ӯро «мутакаллими файласуфмашраб» номидааст. Пажӯҳишгари тоҷик Нозир Арабзода бошад, назари воқеъбинонаи худро чунин баён доштааст: «Фахруддини Розӣ дар марҳилаи аввали фаъолияташ мутакаллими ашъарӣ буд, сипас хост, ки фалсафаро бо калом пайваста, дурусттараш фалсафаро бо калом тобеъ гардонда, каломи нақлиро бо каломи ақлӣ-фалсафӣ табдил диҳад, ниҳоят аз калому фалсафа ноумед шуда, ба таълимоти Қуръон рӯ овард ва онро воситаи беҳтарини идроки ҳақиқат шумурд»[26]. Ба назари банда низ ин гуфтаҳо хеле ба ҳақикат наздиканд, зеро осор ва эҷодиёти Фахруддини Розӣ ба ин гуфтаҳо далолат мекунанд.Чунки таълифоти давраи аввали ҳаёти ӯ аксаран сарфи калому фалсафа гаштаанд ва эҷодиёти давраи охири ҳаёташ ба таълимоти динӣ равона шудааст, ки намунаи боризи он таълифи тафсири «Мафотеҳ-ул- ғайб» аст. Ҳикоятеро, ки олим ва орифи машҳури диёрамон Мавлоно Яъқуб ибни Усмони Чархӣ (ваф. 851 ҳ.қ.) дар тафсири ояти 32-и сураи «Ал-ҳоққаҳ» овардааст, далолат ба бисёрии таълиф ва муриди яке аз машоих гаштану тамоюл ба ирфон овардани Фахруддини Розӣ мекунад. **Ҳикоят**: Имом Фахри Розӣ (р. ҳ.) рӯзе дар дарс нишаста буд, ногоҳ девонае аз дар даромад, ба шакли аҷиб ва гуфт: эй Имом, Худои Таъолоро нашнохтай, ин чандин тасниф ва таълиф чист ва туро чи суд дорад? Ва аз пеши Имом нопайдо шуд, яъне ба тариқи мушоҳида, ки он роҳи анбиё ва авлиёи хоси ҳазрат аст, Худоро бишнос. Ҷазба дар Имом пайдо шуд, толиби он дарвеш шуд ва дарсро тарк кард. Гуфтанд ин дарвеш шайхи Синҷон аст. Имом аз роҳи Ҳирот ба ҷониби Синҷон равон шуд. Чун расид дид, ки он дарвеш дар болои минбар ояти мазкурро тафсир менамояд. Дарвеш гуфт: Илоҳо, байт:

Ҳалқае бас бошад ин девонаро,
Ин ҳама занҷир дар занҷир чист?

Фарёд аз Имом баромад ва бар болои минбар шуд ва бар дасти шайх тавба кард ва аз асҳоби шайх шуд. Шайх фармуд, ки миқроз (қайчи) биёред, то мӯйи пешонии Фахрро бигирам. Имом гуфт: он фахри мо бошад. Назм:

Гар хирад дар роҳи ӯ раҳбин будӣ[27],
Фахри Розӣ роздони дин будӣ.
Чунки ӯ ман лам язуқ лам ядри буд,

---

[26] Арабзода Н. Фахруддини Розӣ. – Душанбе: Ирфон, 1993. – С. 19.
[27] Дар ҳошияи китоб чунин омадааст: Гар ба истидлол кори дин будӣ.

Илми таҳсилоти ӯ ҳайрат фузуд[28].

Инчунин васиятномаеро, ки аз забони Фахруддини Розӣ шогирдаш Иброҳим ибни Абӯбакр ибни Алии Исфаҳонӣ дар охири умри ӯ, китобат кардааст, фарогири мазмуни ин гуфтаҳоянд. Дар мавриди ин, ки Фахруддини Розӣ мутакаллим аст ё файласуф, андешаҳо зиёду гуногунанд ва инро қайд кардан лозим аст, ки хизматҳои ӯ дар таълиму тарбияи инсон, ташаккули одобу ахлоқ, маънавиёт ва фарҳанги мардум шоёни таҳсин аст. Ба ғайр аз ин ӯ ҳамчун пешво ва намояндаи машҳури илми калом, ақоиди динии мардум, хусусан аҳли суннат ва ҷамоатро аз ақоиди ботилу бегона ва ҳар гуна эродоту бидъатҳо ҳимоя карда, дар пешрафти мактаби каломии он саҳми босазое гузоштааст. Бо баҳсу мунозираҳо ва эътирозоту шубҳаҳои худ вориди фалсафа гашта, пайравони онро махсусан машшоиёнро такони ҷиддие дода, файласуфону мутафаккирони баъдиро водор сохтааст, ки баҳри рафъи пурсишу эродҳои ӯ, андеша, масоил ва мақолаҳои навро дар фалсафа эҷод намоянд. Инчунин дар баланд гаштани ахлоқу маънавиёти ҷомеа, осори гуногунҷанбаву арзишмандеро ба мерос гузоштааст.

## *Зиндагиномаи имом Фахруддини Розӣ*

Абуабдулло Муҳаммад ибни Умар ибни Ҳусейн ибни Ҳасани Табаристонии Розӣ 25-уми рамазони соли 543 (ё 544 ҳиҷрии қамарӣ (1148-1149 мелодӣ) дар шаҳри Рай ба дунё омадааст.Чунонки маълум шуд, кунияти ӯ Абӯабдулло мебошад ва лақабаш Фахруддин аст. Ва ин ки баъзе аз мусаннифон кунияти ӯро бо «Абулфазл» ва «Абулмаъолӣ» ном бурдаанд, он қадар маълуму машҳур нест. Ӯ бештар бо номҳои Имом Розӣ, Фахри Розӣ, Ибни хатиби Рай машҳуру маъруф гаштааст. Падараш Зиёуддин хатиби шаҳри Рай будааст. Аз ин рӯ Фахриддини Розиро баъзан вақт ба Ибни Хатиби Рай ёд мекунанд. Насаби гузаштагони ӯ ба халифаи аввали мусалмонон Абӯбакри Сиддиқ (рз.) мерасад. Ба гуфтаи баъзе муаррихон агарчанде

---

[28] Мавлоно Яъқуб ибни Усмони Чархӣ. Ду ҷузъи тафсири Мавлоно Яъқуби Чархӣ. Матбааи «Муҳаммадия» воқеъ дар Мумбай.

[29] Аз шаҳрҳои қадими машриқзамин аст. Дар бинои вай ақвол мухталиф аст. Ба ривояте Ҳиро номи духтари Заҳҳоки тозист, ки онро бино ниҳод ва аз он ҷост, ки онро «Ҳиро» (т) низ гӯянд. Ба қавле аз биноҳои ҷаҳон, аз Наримон аст. Ва шоире дар тафсили бониёни Ҳирот гуфтааст:

Луҳросп ниҳодаст Ҳироро бунёд,
Гуштосп зи нав бинои дигар биниҳод.
Баҳман ба навӣ иморате дигар кард,
Искандари Румиш ҳаме дод ба бод.

Ва он қалъаест бисёр сахт ва муртафеъ ва ба вазъ бинои мураббаъ ва ҳар залъи он ҳазору ҳаштсад гом аст, ки ҳазору ҳаштод заръ бошад ва панҷ дарвоза дорад. Алиқули Мирзо. Таърихи вақоеъ ва савонеҳи (руйдодҳои) Афғонистон. Тасҳеҳи Мирҳошими Муҳаддис. – Теҳрон, 1365 ш.

ки онҳо дар шаҳри Рай мезистаанд, аммо дар асл аҳли Табаристон будаанд. Ин ба монанди ном бурдани мо аз ҳазрати Мавлавӣ ба ин тариқ аст, ки мегӯем: Мавлоно Ҷалолуддин Муҳаммади Балхии Румӣ, яъне ӯ аслан аз шаҳри Балх буда, баъдан ба шаҳри Қуния рафтааст. Вафоти Имом Розӣ дар синни 62 солагиаш, баъд аз беморие, ки онро аз сар гузаронида буд, дар шаҳри Ҳирот[29], рӯзи душанбе якуми моҳи шаввол соли 606 ҳиҷрии қамарӣ (1209 мелодӣ) ба вуқуъ пайвастааст. Ӯро дар деҳае ба номи Муродхон дар баъзе нусхаҳо Маздохон, дар наздикии кӯҳи Масоқиб ба хок супурдаанд. Дар баъзе сарчашмаҳо чунин гуфтаанд, ки ӯро дар манзилаш дафн кардаанд. Ба гуфтаи баъзе муаррихон гуё байни ӯ ва фирқаи «Карромия» пайваста, баҳсҳову мунозираҳо ва нофаҳмиҳои ақидавӣ вуҷуд доштааст, ки сабаби заҳролуд гардонидани Фахруддини Розӣ ва марги ӯ шудааст. «Дар соли 585 мавриди ҳамлаи Карромия, ки вайро муртад ва мулҳид медонистанд, қарор гирифт, аммо ҷони солим ба дар бурд, то ин ки дар соли 606 даргузашт. Гӯянд Карромиён ӯро масмум (заҳролуд) сохтанд»[30].

Гуфтаанд, ки Фахруддини Розӣ дар рӯзҳои охири ҳаёташ ин рубоиро мехондааст:

Ҳаргиз дили ман зи илм маҳрум нашуд,
Кам монд зи асрор, ки мафҳум нашуд.
Ҳафтоду ду илм дарс хондам шабу рӯз,
Маълумам шуд, ки ҳеҷ маълум нашуд.

Дар баъзе маъхазҳо мисраи сеюму чорум ба ин шакл омадааст:

Ҳафтоду ду сол дарс гуфтам шабу рӯз,
Маълум шуд, ки ҳеҷ маълум нашуд.

Шоир ва муҳаққиқи афғон Халилулоҳи Халили дар «Осори Ҳирот» ин рубоиро аз ҷумлаи ашъори Фахруддини Розӣ шумурда, нақл кардааст, ки замоне ин рубоӣ катибаи мазори ӯ будааст.

Васиятномаеро аз Фахруддини Розӣ зикр кардаанд. Аз ҷумла соҳиби «Табақот-ул-атиббо» ва «Табақот-уш-шофиияҳ» дар китобҳои худ матни онро рӯйи варақ овардаанд. Ин васиятномаро Ф. Розӣ ҳашт моҳ пеш аз маргаш, яъне тахмин дар рӯзҳои 21-уми муҳаррами соли 606-и ҳиҷрии қамарӣ, хитоб ба шогирдаш Иброҳим ибни Абӯбакр ибни Алии Исфаҳонӣ кардааст ва Абӯбакр онро китобат намудааст. Ин васиятнома дарбаргирандаи баъзе назариёти Фахруддини Розӣ

---

[30] Ҳенри Тумос. Бузургони фалсафа. Мутарҷим Фаридуни Бадраҳои. – Теҳрон,1386 ш.

перомуни дин, фалсафа ва Қуръон аст. Дар он аз ҷумла чунин омадааст: «Ман тамоми усулҳои калом ва роҳҳои фалсафаро аз худ кардам, вале он қаноат ва тасаллоеро ки аз хондани Қуръон дарёфтам, аз омӯхтани онҳо ҳосил накардам». Дар охир хитоб ва дархост ба шогирдаш, дар бораи нигаҳдории фарзандони ӯ мебошад. Инчунин дархости дигари ӯ аз ҷумлаи шогирдон ва наздиконаш чунин будааст, ки ҷанозаи ӯро баъд аз марг бе шукӯҳу шаҳомат, балки соддаю оддиёна, тибқи нишондоди шариат адо карда, ҷасадашро дар деҳаи Маздохон наздикии кӯҳи Масоқиб ба хок биспоранд ва дар ҳаққаш дуо намоянд…[31].

Ба гуфтаи муаррихон пеш аз давраи Темуриён[32] бар мазори Фахруддини Розӣ мақбарае вуҷуд доштааст, ки бо мурури замон вайрон гардидааст. Чуноне ки аз сарчашмаҳои таърихӣ бармеояд бо сабаби ҷангу низоъ ва задухӯрдҳои низомӣ, амокини ободу зебо, аз ҷумла мақбараи Фахруддини Розӣ чандин бор вайрону боз аз сари нав тармим гардидааст. «Шакке нест, ки харобиҳо ва вайрониҳои ду ҷанговари хашмноки хунхори шарқ, яъне Чингиз ва амир Темур ба Ҳирот ба шукӯҳи он садамаи шадиде расонд ва ободиҳои давраи дурахшони сомониён ва ғазнавиён, бо ишқ ва алоқае, ки ба пешрафти адаб ва ҳунар ва дониш доштанд ва мардоне чун Берунӣ, Ибни Сино урафое (орифоне) чун Хоҷа Абдуллоҳи Ансорӣ ва шуарое монанди Унсурӣ, Фаррухӣ ва Фирдавсӣ дар дарбор доштанд, вайрон шуд. Вале аз нав таҳти таваҷҷуҳи ҳомиёни илм ва фарҳанг, яъне Шоҳрух[33], Абӯсаид[34] ва султон Ҳусейн Мирзо, Ҳирот шукӯҳи гузаштаро ба даст овард ва ситораи шарқ гардид… Албатта тараққиёти садсолаи авлоди Темур ва аҳфоди (наберагони) ӯ, ки аз баракати маданияти Хуросон ва муҳити илмпарвар ва донишдӯсти Ҳирот, ки зимомдорони темуриро тамоман ба худ ҷазб намуд ва эшонро ба он водошт, то харобиҳои

---

31 Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Муқаддимаи Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. Ҷ. 1.

32 Давраи Темур аз соли 1368 то 1495 м. давом кард. Аҷдоди Темур бо аҷдоди Чингиз хешовандӣ ва қаробат дошта, аз як нажод буданд. Вай нахуст дар хизмати Чағатоихон ба рутбаи вазорат расид, қудратро аз вай гирифт ва ба футуҳот ва кишваркушоӣ ва қатлу ғорати Афғонистон, Хуросон, Шарқи Миёна ва Руму Ҳинд пардохт ва сипоҳии далеру шуҷоъ ва дар айни ҳол золиму саффок (хунрез) буд… Темур дар ҳоле, ки омодагии фатҳи Чинро дошт дар Мовароуннаҳр ба синни 81- солагӣ даргузашт ва дар соли 1405 м. дар маҳали Гури Амир, дар Самарқанд дафн шуд (Таърихи Ҳирот дар асри темуриён. – С. 100).

33 Шоҳрух (1405-1448 м.) писари чоруми Темур, силсилаи хуросонии Темуриёнро дар Ҳирот бино гузошт. Донишмандон, шуаро ва ҳунармандони зиёдеро ба даври худ ҷамъ кард ва масҷиди Гавҳаршодро дар Машҳад бино намуд. Қалъаи Ихтиёруддинро, ки Темур вайрон карда буд ва ҳамчунин шаҳри Марвро дубора обод кард…

34 Султон Абӯсаид (1462-1469 м.) охирин подшоҳи сисилаи темурӣ, ки ибтидо Самарқандро тасарруф намуд ва Абдуллатиф писари Улуғбекро шикаст дод ва дар охир ба хунхоҳии Гавҳаршод ба қатл расид…

низомӣ ва сипоҳигарии темурро тармим ва дар муддати як қарни салтанаташон азамат ва шукуҳи илмӣ, идорӣ, иҷтимоъӣ, адабӣ, ҳунарӣ ва суфиёнаро ба вуҷуд оранд ва мардонеро чун мавлоно Ҷомӣ, амир Алишери Навоӣ ва устод Камолиддини Беҳзод ба ҷаҳон ҳадя доданд»[35].

Дар замони Темуриён бо кӯшиши Алишери Навоӣ мақбараву манораи олие бар мазори Имом Фахруддини Розӣ сохтаанд, ки баъдан аз ҳамлаҳои Шайбониёну Сафавиҳо вайрон гаштааст. Дар китоби «Ҷуғрофияи умумии Ҳирот» навиштаи Расули Пуён омадааст: Дар замони султон Ҳусейни Бойқаро иморате бар мазори Фахри Розӣ ободмешавад вале дар ҷараёни даргирие, ки миёни шайбониён ва сафавиён рух медиҳад, он мақбара вайрон мегардад. Дар соли 1328 (ҳиҷрии шамсӣ) айвони кӯчаке бо саъю кӯшиши шахсе бо номи Ҳоҷӣ Одамхон ва баъзе мардуми хайрхоҳу савобҷӯй, обод мегардад ва лавҳе бар сари мазори Фахри Розӣ насб мегардад. Дар солҳои авалияи ҳукумати Зоиршоҳ дар соли 1320 ш. замоне, ки Абдуллохони Маликёр волии Ҳирот будааст, айвони бузурге дар муқобили оромгоҳи Фахри Розӣ сохта мешавад, ки то замони таҷовузи Шуравӣ ба Афғонистон по бар ҷой будааст. Замоне бо талоши мардумони хайрхоҳу ободкор дар назди оромгоҳи Фахруддини Розӣ китобхонае бунёд мегардад, аммо дере нагузашта бар асари ҷангҳову ҳуҷумҳои пароканда он бино дубора харобу вайрон мегардад. Бо идомаи даргириҳо миёни неруҳои шуравӣ ва афғон мазори Фахруддини Розӣ ба тадриҷ бар асари оташи ҷанг вайрон мешавад. Пас, аз таҳаввулоти ахир дар Афғонистон, дар соли 1374 ш. мазори Фахруддини Розӣ тавассути яке аз тоҷирони Ҳиротӣ аз нав обод мегардад. Дар ҳоли ҳозир оромгоҳи Фахруддини Розӣ дар шаҳри Ҳирот яке аз биноҳои бузурги таърихии ин шаҳр шумурда шуда, зиёратгоҳи хосу оми мардум гаштааст.

Фахруддини Розӣ дар илм ва фанҳои замони худ, яке аз олимони машҳур ва номдори даврон буд. Ӯ ҳам мутакалим буду ҳам ҳам файласуф, ҳам муфассир буду ҳам фақеҳ, ҳам табиб буду ҳам воъиз. Дар усули дин пайрав ба имом Ашъарӣ ва дар фуруъ пайрав ба имом Шофеъӣ будааст. Дар оғоз таълимоти ибтидоиро аз падараш Зиёуддин Умар хатиби Рай гирифтааст.То замони вафоти падараш дар назди ӯ илмҳои сарфу наҳв, фиқҳу ҳадис ва тафсирро хондааст. Баъдан ба Сиҷистон рафта чанд муддат дар назди Камоли Симнонӣ

[35] Абдулҳакими Табибӣ. Таърихи Ҳирот дар асри Темуриён. – Теҳрон, 1368 ш. – С. 247.

(дар баъзе нусхаҳо  Самъонӣ) дарс хондааст. Сипас ба Рай бар мегардад ва дере нагузашта, боз барои идомаи таҳсил ба назди яке аз донишмандони замони худ Маҷдуддини Ҷелӣ, ки аз шогирдони Имом Ғазолӣ будааст, ба Гелон раҳсипор мешавад.

### *Назари устод Мутаҳҳарӣ ба Маҷдуддини Ҷелӣ*

Устод Муртазо Мутаҳҳарӣ  дар китоби худ «Хадамоти мутақобили ислом ва Эрон» файласуфони даврони исломиро омӯхта, онҳоро ба табақаҳо ҷудо кардаст. Чунонки худи ӯ мефармояд: «Таҳқиқ дар сайри фалсафа дар ислом бидуни шинохти табақоти фалосифа аз назари замонӣ  муяссар нест. Мо дар ин ҷо ба таври мухтасар ин табақотро, ки бар ҳасаби устодию шогирдӣ аст, зикр мекунем, яъне ононе, ки дар як табақа қарор мегиранд ё воқеъан аз асотиди табақаи баъдӣ ва шогирдони табақаи қабл ҳастанд ва ё хамзамонони онҳо мебошанд. Устод Мутаҳҳарӣ дар дар табақабандии худ файласуфони давраи исломиро ба 33 табақа ҷудо кардааст ва Маҷдуддини Ҷелиро дар табақаи даҳум ҷой дода, чунин нигоштааст; «Дар бораи ин мард иттилои зиёде надорем , ҳамин қадар медонем,  ки  дар Мароға тадрис мекарда ва Имом Фахри Розӣ назди ӯ таҳсил кардааст… Зоҳиран ҳам ҳаким буда ва ҳам мутакаллиму ҳам фақеҳ ва усулӣ…»[36].

Имом Фахруддини Розӣ муддати зиёде назди Маҷдуддини Ҷелӣ ба фарогирии илм машғул мешавад. Ҳатто баъди даъват шудани Маҷдуддин ба Мароға ҷиҳати тадрис ҳамроҳи ӯ ба Мароға[37] меравад. Гуфтаанд, ки дар назди Маҷдуддин чанд муддат бо шайхи ишроқ Шаҳобуддин Яҳё ибни Ҳабаш ибни Мираки Суҳравардӣ[38]  ҳамдарсӣ кардааст ва баъд аз гузаштани  чанд соли марги Суҳравардӣ нусхаи китоби «Талвеҳот»-и шайх ба дасташ расидааст. Имом Розӣ китобро бӯсида  ба ёди рузҳои хамдарсӣ аз чашмонаш ашк фишоридааст. Овардаанд, ки аз Суҳравардӣ дар бораи Имом Розӣ пурсидаанд ва ӯ

---

[36] Муртазо Мутаҳҳарӣ. Хадамоти мутақобили ислом ва Эрон. Ройзании фарҳангии сафорати Ҷ И Эрон дар Тоҷикистон. – Душанбе, 2007.

[37] Мароға шаҳрест аз он шаҳрҳои шаҳири (машҳури) Озарбойҷон, сохтмонҳои ободе, меваҳои хубу мумтоз, рӯдхонаҳои пуроб ва хушҷараён дар соири мамолики исломӣ намуна ҳастанд. Аз шахсияти мароғӣ шунидаам: боғе дар ҳавмаи (саҳна, майдон) шаҳри Мароға аст ба номи Қиёматобод. Масоҳаташ як фарсах аст. Мевааш чандон зиёд аст, ки моликон натавонанд онро ҷамъоварӣ кунанд, дар ҳар ҳол миқдори зиёде аз мева бар замин резад ва ҳадар равад. Наздики Қиёматобод гармобе ҳаст, ки обаш аз чандин сурох бармеҷӯшад. Беморони пӯст ва ғайра ҳамин, ки ба гармоб расанд дар он обтанӣ намоянд, шифо ёбанд. Оби ин гармоба аҷиб баъд аз дур шудан аз манбаъ санг мегардад…Мадрасаҳои улуми диния ва хонақоҳи сӯфиён ва масоҷиди мусулмонон ва ҳатто осори дерини маҷусиҳо дар атроф ва дар васати  шаҳри Мароға бисёранд.. (Осор-ул-билод ва ахбор-ул-ибод. – С. 260, 261).

[38] Суҳравард  шаҳракест наздики Занҷон дар сарзамини кӯҳистон. (Осор-ул-билод ва ахбор-ул-ибод. – С.  166).

дар ҷавоб гуфтааст: «Зеҳни ӯ фарсуда нест». Ҳамчунин аз Имом Розӣ дар бори Суҳравардӣ пурсидаанд ва ӯ дар посух гуфтааст: «Зеҳни ӯ аз ғояти закову фитнат чун оташ муштаил (шуълавар) мешавад».

Шайх Шаҳобуддини Суҳравардӣ машҳур ба Шайхи Ишроқ яке аз маъруфтарин ҳукамои замони хеш буда, тақрибан дар соли 549 ҳиҷрӣ дар маҳале бо номи Суҳравард, тобеи Занҷон таваллуд шудааст. Таълимоти муқаддамотиро дар Мароға, назди Маҷдуддини Ҷелӣ аз худ карда, баъдан ба дигар манотиқ аз ҷумла ба Исфаҳон рафта, дар ҳузури Заҳируддини Форсӣ (Қорӣ) давраҳои олии таҳсили худро гузаронидааст. Ӯ мактабе бо номи «Мактаби ишроқ» таъсис кард ва дар бисёре аз масоил роҳи он мактабро аз мактаби машшоъ ҷудо сохт. Дар шаҳри Ҳалаб мавриди эҳтиром Алмалик Аззоҳир, писари Салоҳуддини Аюбӣ, ки аз тарафи падар ҳукумати он диёрро ба уҳда дошт, қарор гирифт. Шуҳрати Шаҳобуддини Суҳравардӣ ба ҷое расид, ки боиси ҳасодати дигарон гашт ва кор ба ҷое расид, ки Салоҳуддини Аюбӣ фарзандашро водор сохт, то ӯро ба қатл расонад. Дар натиҷа Шаҳобуддини Суҳравардӣ зиндонӣ мегардад ва ниҳоят дар соли 586-587 ҳ.қ., тақрибан дар синни 37 солагӣ кушта мешавад. Сабаб ва ҳодисаи марги ӯро ба тариқи мухталиф ривоят кардаанд. Шайхи ишроқ Суҳравардӣ дар умри кӯтоҳи худ дорои таълифоти зиёдест, ҳам ба забони форсӣ ва ҳам ба забони арабӣ. Аз ҷумлаи онҳост: «Ҳикмат-ул-ишроқ», «Ал-мутаҳарот», «Ат-талвиҳот», «Ҳаёкиннур», «Партавнома», «Луғати мурон», «Ақли сурх», «Овози пари Ҷабраил», «Сафири симурғ», «Бустон-ул-қулуб», «Сандуқ-ул-амал» ва ғайраҳо.

Соҳиби «Осор-ул-билод ва ахбор-ул-ибод» дар бораи Шаҳобуддини Суҳравардӣ чунин гуфтааст: «Абулфутӯҳ Муҳаммад писари Яҳё мулаққаб ба Шаҳобуддин зодгоҳаш Суҳравард аст. Шаҳобуддини Суҳравардӣ аз машоихи изом ва аҳли кашф ва каромат буд. Корҳои эъҷозмонанд аз ӯ дидаанд, гуфторҳои арзанда аз ӯ шунидаанд. Зоҳиди ростин ӯ буд. Танҳо Худоро меҷуст ва ба куллӣ аз дунё бурид. Шаҳобуддини Суҳравардӣ муосири имом Фахри Розӣ буда, бо ҳам ҷидол ва кашокашӣ доштаанд. Баъд аз фавти Шаҳобуддин Фахри Розӣ аз китоби «Талвеҳот»-навиштаи Суҳравардӣ бохабар шуд, ақоиди Шаҳобуддинро писандид. Гӯянд: рӯзе Шаҳобуддин бо гурӯҳе аз ёронаш канори ҳавзе нишаста, дар бораи муъҷизоти пайғамбарон суҳбат мекарданд. Яке гуфт: Ду ним кардани дарё, ки Мӯсо (а) кардааст, аз ҳар муъҷизаи дигар аҷибтар аст.

Шаҳобуддин дар посух гуфт: ин кор нисбат ба соири муъҷизоти пайғамбарон осонтарин муъҷиза ба шумор ояд. Бо даст ишорате намуд, оби ҳавз ду нима шуд, ҳамнишинон таҳи онро хушк диданд. Гӯянд: чанде баъд аз он, ки шайх Шаҳобуддини Суҳравардӣ дар зиндони шаҳри Ҳалаб ҳабс буд ва саранҷом ба шаҳодаташ расониданд»[39].

Фахруддини Розӣ дар назди Маҷдуддин зиёдтар улуми калом ва ҳикматро аз бар карда, китоби «Аш-шомил»-и Имомулҳарамайн[40] Ҷувайнӣ (419-478 ҳ. қ.)-ро, ки дар илми калом тасниф гашта буд, ҳифз мекунад. Пас аз фароғи таҳсил ба Хуросон рафта ба мутолиаи китобҳои Абӯали ибни Сино машғул мешавад.

Силсилаи санади илмии Фахруддини Розӣ баъд аз даҳ устод ба имом Шофеъ мерасад. Дар радифи аввал падари Фахруддини Розӣ Зиёуддин Умар хатиби Рай қарор мегирад ва ӯ аз Абӯмуҳаммад Ҳусейн ва ӯ аз қози Ҳусайни Марвазӣ ва ӯ аз Қаффоли Марвазӣ ва ӯ аз Абӯзайди Марвазӣ ва ӯ аз Абӯисҳоки Марвазӣ ва ӯ аз Абулаббоси Шурайҳ ва ӯ аз Абулқосими Анмотӣ ва ӯ аз Иброҳими Музанӣ ва Иброҳими Музанӣ аз ҷумлаи шогирдони имом Шофеъӣ аст.

Худи Фахруддини Розӣ шогирдони зиёдеро таълиму тарбия додааст, ки машҳуртаринашон Шамсуддини Хусравшоҳӣ, Қутбуддини Мисрӣ, Шамсуддни Хуйӣ, Шаҳобуддини Нишопурӣ, Зайнуддини Кешӣ ва дигарон мебошанд.

Имом Фахруддини Розӣ баъд аз сафари Хуросон раҳсипори Мовароуннаҳр мешавад ва дар назди Султон Ғиёсуддин Муҳаммад ибни Соми Ғурӣ (ваф. 599 ҳ.қ.) ва бародараш Шаҳобуддин, мақоми хосае пайдо мекунад. Аммо ин ҳол барояш дер давом намекунад, чунки «Карромиён» нисбат ба ӯ ҳар гуна эътирозу баҳонаҷӯйӣ карда, дар паи озор, таҳқир ва ниҳоят қатли ӯ мешаванд. Аз ҷумлаи озор ва таҳқироти фирқаи карромия ба шахсияти Фахруддини Розӣ ирсоли

---

[39] Закариё ибни Муҳаммад ибни Маҳмуди Қазвинӣ. Осор-ул-билод ва ахбор-ул-ибод. – Бейрут, 1960. – С. 165, 167.

[40] Абдулмалик ибни Абдулло ибни Муҳаммади Ҷувайнӣ, машҳур ба Имомулҳарамайн аз мутакаллимини бузурги қарни панҷум буд ва дар фиқҳу усул низ табаҳҳур дошт. Ва чун гоҳе дар Мадина ва гоҳе дар Макка иқомат мекард, лизо Имомулҳарамайн хонда мешуд. Имомулҳарамайн, ки худ аз мардуми Нишопур буд, пас аз ин ки Алб Арслони Салчуқӣ ба салтанат расид ва дар Нишопур раҳли иқомат афканд, ӯ низ ба Нишопур баргашт. Ва Хоҷа Низомулмулк - вазири маъруфи салотини салчуқӣ мадрасае дар Нишопур барои вай бино кард ва ӯро ба раёсати он мадраса мансуб намуд. Ва вай то муддати сӣ сол дар он мадраса ба тадрис нишаст ва дар масҷидаш ба намоз истод ва дар меҳробаш сар ба суҷуд ниҳод ва дар аршаи (курсии) минбар ба мавъиза пардохт. Аз таълифоти ӯст: 1. «Талхис-ут-тақриб», 2. « Ниҳоят-ул- матлаб фи дироят-ул-мазҳаб», 3. «Ғиёс-ул-умам». 4. «Аш-шомил», 5. « Мадорик-ул-уқул», 6. «Ал-бурҳон» ва ғайраҳо. Вафоташ соли 478 ҳ. қ. дар қарияи Пуштанқон аз қурои Нишопур ба вуқӯъ пайвастааст (М. Рашшод. Фалсафа аз оғози таърих. – С. 234).

номаҳои пур аз бадгӯйиву дашном ҳангоми суханронии ӯ мебошад. Баъд аз такрори ин амал боре Фахруддин бар фарози минбар номаеро хонда ба он чунин посух медиҳад: Дар ин нома писар, ҳамсар ва ғуломамро ба бадкорӣ нисбат додаанд. Билфарз, агар ин нисбатҳо дуруст бошанд, бояд бигӯям, ки писарам ҷавон аст ва ҷавонӣ шохае аз девонагист ва умед дорам, то ӯ аз кори бад боз гардад ва тавба кунад. Аммо занон ва ғуломонро амонат камтар бошад, магар Худо онҳоро аз ҳар гуна кори бад нигоҳ дорад. Бо вуҷуди ҳамаи инҳо дар ин нома аз писар, ҳамсар ва ғуломи ман ҳеҷ талабе наомада буд, далолаткунанда бар ин, ки бигӯянд: Худо ҷисм аст ва ё ӯ шабеҳи офаридагони хеш аст ва ё Худо даст, пой ва ё хоҳиши нафсонӣ дорад, шумо инсоф кунед, ки кадом як аз мо роҳёфтатар аст! Аслан ин гуна рафтору муносибати «Карромиён» ба ӯ беҳуда набудааст, зеро Фахруддини Розӣ дар масъалаи ташбеҳ ва таҷсим бо «Карромиён» ба мунозира бархоста, онҳоро мавриди танқиду мазаммат қарор додааст. Умуман, чунон ки маълум мешавад, Имом Розӣ барои дифоъ ва пуштибонӣ аз дину мазҳаби ростину ақидаи саҳеҳ, бо фирқаҳои муътазилаву ботилия баҳсҳову мунозираҳои зиёде доштааст. Гуфтаанд, ки Фахруддини Розӣ дар ибтидо бо фирқаи Исмоилия[41] равияи хубе надоштааст ва ҳар куҷо, ки сухан аз онҳо мерафтааст хашмгин шуда, онҳоро лаънат мегуфтааст. Баъдан Фахруддини Розӣ аз ин амали худ якбора бозмеистаду дигар нисбат ба онҳо чизе намегӯяд. Баъзеҳо пиндоштаанд, ки миёни онҳо ҳамдигарфаҳмию дӯстӣ барқарор шудааст, лекин бо гузашти айём маълум мегардад, ки яке аз пайравони фирқаи исмоилия худро ба ҳалқаи шогирдони Фахруддини Розӣ даровarda, чанд муддате истимои дарси ӯро

[41] Исмоилия фирқае аз шиа аст, ки имоматро пас аз Имом Ҷаъфари Содиқ (а) (д. 148 қ. /765 м.) аз они писари бузурги ӯ Исмоил (д. 143 қ. /761 м.) медонанд ва онро ба Исмоил хатм мекунанд, гарчӣ қаромита аз шуаби ин фирқа, имоматро то Муҳаммад писари Исмоил мерасонанд. Ба мӯҷиби ривоёте, ки навъан тавассути душманони исмоилия ривоҷ ёфта, ин фирқа дар садаи савуми қ. (нӯҳуми м.) бо даъвати фарде ба номи Абдуллоҳ ибни Маймуни Қаддоҳ, ки худро аз авлоди Муҳаммад ибни Исмоил медонист, поягузорӣ шуд ва фарзандони ӯ ба унвони нахустин доиёни мазҳаби исмоилӣ дар шаҳрҳо ва навоҳии Рай, Табаристон, Хуросон, Яман, Аҳсо, Қатиф, Баҳрайн ва Форс ба нашри ин мазҳаб пардохтанд (Муҳаммадризо Ноҷӣ, Фарҳанг ва тамаддуни исломӣ дар қаламрави Сомониён.). Дар соли 296 шахсе, ки худро Убайдуллои Маҳдӣ мехонд дар Африқо зоҳир шуд ва дар соли 297 шимоли Африқоро ба тасарруф даровард ва унвони халифа ва амирулмӯъмининро ба худ ихтиёр намуд ва муаассиси мазҳаби исмоилӣ гардид. Ин шахс насабашро ба Исмоил ибни Ҷаъфар мунтаҳӣ кард. Байни ӯ ва Исмоил ба се нафар восита қоиланд ва он се нафарро аимаи мастурин мегӯянд. Бани аббос бо ин даъват, ки нисфи мамоликро аз тасаруфи мамолики онҳо хориҷ кард, мухолиф буданд. Исмоилияро назар ба ин, ки мадори тақсимоти мазҳабии онҳо адади ҳафт аст ва ҳафт имом доранд, сабъия низ мегӯянд. Аз ҷиҳати он, ки оёт ва аҳодисро таъвил мекарданд ва ба илми ботинӣ аҳамият медоданд онҳоро ботиния низ хонанд. Ва номи дигари онҳо таълимия аст, ба иллати он ки онҳо назар ва баҳс ва истидлолро барои расидан ба ҳадаф кофӣ намедонистанд, балки мегӯянд, инсон муҳтоҷ ба муаллимест ва он имоми замон аст. Ва билохира гоҳе онҳоро қаромита ё қарматӣ, шиъаи сабъия, фотимӣ ва душманонашон онҳоро малоҳида хонанд (Саид Муҳаммад Ризои Доӣ. – Таърихи адабиёти Эрон).

мекардааст. Рӯзе Фахруддини Розиро дар ҷойи хилват дарёфта ба гулуяш ханҷар мегузорад ва мегӯяд: «Агар бори дигар аз мо бадгуйӣ кунӣ, ин ханҷар гулуятро аз гӯш то гӯш мебурад». Ночор Имом Фахруддини Розӣ аз сухан гуфтан дар бораи онҳо бозмеистад ва чун атрофиён сабабашро бо исрор мепурсанд, Имом Розӣ бо табассуми ширине мегуяд: «Ман далели қотеъ ва бурандаи онҳоро бо чашми худ дидам»[42]… Дар ҷойи дигар чунин нақл кардаанд: Яке аз шогирдони Фахруддини Розӣ, ки аз фидоиёни исмоилӣ буд ва Фахруддин аз ин ҳол хабар надошт, рӯзе ба ӯ гуфт: матлабе маҳрамона дорам ва барои гуфтани он ба китобхонаи хусусии Фахруддини Розӣ рафт ва дар он ҷо Имом Розиро ба замин зад ва корди тез аз миёни китоби худ баровард ва бар гулуи Имом Розӣ ниҳод ва чун Имом Розӣ бар сари минбар гуфта буд, ки мулоҳида бурҳони қотиъе бар ҳақонияти худ надоранд. Фидойӣ ба вай гуфт: ин бурҳони буррандаи мост ва бурҳони дуввуми мо ин кисаи зари сурх аст, ки ҳарсола аз вакили мо дар Рай дарёфт хоҳӣ кард. Ва агар бори дигар забондарозӣ намойӣ, бурҳони нахустин (корди тез)-ро хоҳи ёфт. Имом Фахрддини Розӣ бурҳони дуввумиро ихтиёр менамояд… Агарчи дар сиҳҳати ин қисса тардиду гумон вуҷуд дорад, лекин бисёриҳо ин қиссаро бо шаклҳои гуногун нақл кардаанд, ки маъно ва мазмуни онҳо тақрибан як аст.

Дар шаҳри Ҳирот Султон Ғиёсуддин ба эътибори мақом ва манзалати илмии Фахруддини Розӣ ба номи ӯ мадрасае бино мекунад. Ба дарсҳои ӯ аҳли илму дониш аз ҳар гуна мазоҳибу равияҳо ҳозир мешудаанд ва ҷумла суолот ва мушкилоти худро ба Имом Розӣ матраҳ месохтанд. Имом Розӣ ҳама гуна пурсишҳои онҳоро бо беҳтарин сурат посух медодааст. Аз таъсири мавъизаву суханрониҳои ӯ басо пайравони мазоҳиби дигар хусусан «Карромиён» ба мазҳаби аҳли суннат гароидаанд. Хулоса Фахруддини Розӣ дар шаҳри Ҳирот ба мақоме мерасад, ки ӯро «Шайхурраис» лақаб мениҳанд. Ҳамаи инҳо боис мегардад, ки «Карромиён» нисбат ба Фахруддини Розӣ бетафовут набошанд ва чорае бияндешанд. Аз ҷумла баъзе суханҳои бофтаю сохтаро нисбат ба Фахруддин равона месозанд. Монанди ин, ки гуё Фахруддини Розӣ гуфта бошад: «Муҳаммади тозӣ, яъне номи пайғамбари Худоро чунин мегуфта бошад, зеро баъзе вақтҳо ба ҷои калимаи арабӣ вожаи тозӣ истеъмол мегардад ва аз худ бо номи Муҳаммади Розӣ ёд мекардааст». Афроде низ ёфт шудаанд, ки Имом

---

[42] Муҳаммад Рашшод. Фалсафа аз оғози таърих. – Душанбе: Ирфон, 2002. –Ҷ. 4. Гуфтан ба маврид аст, ки ин қисса дар бисёре аз сарчашмаҳои таърихию фалсафӣ мавҷуд аст.

Розиро фақат ба хотири изҳори ихлосу муҳаббат ба аҳли байти пайғамбари Худо ба фирқаи «Равофиз» нисбат додаанд. Аммо аз осори ӯ ҳеҷ нишоне аз ин гуфтаҳои сохта ёфт намешавад, баръакси ҳол ҳар ҷо ки аз пайғамбари Худо ном бурдааст, номи ӯро бо як иззату икроми хосае баён кардааст, аз ҷумла фармудааст: «Гуфтааст Расули Худо алайҳиссалоту вассалом», «Гуфтааст соҳиби шариъат» ва ғайра.

Дар ҷойи дигар бошад ӯро ба аҳли зиндиқ будан ва ба таълими фалсафаи Арасту нисбат додаанд. Аммо ҳеҷ ҷойи шакку шубҳа нест, ки ин ҳама аз руйи кинаву ҳасад ба мартабаи баланди илмӣ ва обрӯю иззати ӯ дар назди султони замон ва мардум будааст.

### *Мунозираи Фахруддини Розӣ бо қозӣ Абдулмаҷид*

Уламои фирқаи «Карромия» хостанд, то дар ҳузури Султон Ғиёсуддин ва намояндагони мазоҳиби мухталиф аз ҷумла мазҳабҳои ҳанафӣ ва шофеъӣ бо Имом Фахруддини Розӣ мубоҳиса ва мунозираеро барпо намоянд. Барои ин кор омодагие низ дида буданд. Бузургтарин, беҳтарин, порсотарин ва донотарини онҳо қозӣ Абдулмаҷид низ дар маҷлиси мунозара ҳузур доштааст. Чун Имом Розӣ сухан оғоз мекунад, ба суханони ӯ қозӣ Абдулмаҷид эътирозоте пеш меорад, ки маҷлис хеле тӯлонӣ мегардад ва султон Ғиёсуддин нороҳат гашта, аз маҷлис мебарояд. Имом Фахруддини Розӣ ҷониби қозӣ Абдулмаҷид шурида ӯро дашном медиҳад…. Дар маҷлис яке аз хешовандони султон Ғиёсуддин, ки бо номи Зиёуддин маъруф буд, ҳузур доштааст. Ӯ аз ин рафтори Имом Розӣ сахт дар ғазаб шуда, Имом Розиро мавриди сарзаниш қарор медиҳад. Дар назди султон Ғиёсуддин Имом Розиро ба таълими фалсафа ва зиндиқ будан нисбат медиҳад. Фардои он рӯз ба минбар баромада аввалан Худоро ситоиш мегӯяд ва ба рӯҳи поки пайғамбар (с) дуруду салавот мефиристад, сипас мегӯяд: «Парвардигоро мо, ба он чи, ки ба мо фиристодаӣ, имон дорем ва тобеи пайғамбари ту ҳастем ва моро ба гувоҳон бинавис…». Пасон хитоб ба мардум карда мегуяд: «Эй мардум, мо ҷуз он чиро, ки дар назди мо аз расули Худо аст, қабул надорем, аммо илми Арасту ва куфриёти Ибни Сино ва Форобиро дуруст намедонем…. Ба чи иллат дирӯз касе, ки аз дин баргаштааст, шайхе аз машоихи исломро таҳқир кард…». Ва гиряро оғоз менамояд. Карромиён низ бо ӯ ба гиря медароянд. Мардум аз ҳар ҷониб ба шур омада беқарор мешаванд. Ин хабар ба султон Ғиёсуддин мерасад, ки мардум ошӯбе барпо кардаанд. Султон Ғиёсуддин мардумро бо

ваъдаи аз шаҳр берун кардани Имом Розӣ сокиту ором месозад ва аз Имом Розӣ дархост мекунад, ки барои худ ҷойи дигаре интихоб намояд. Ҳамин тариқ Фахруддини Розӣ ба ҷониби Хуросон равона мегардад. Ин сафар боиси шиносоии Имом Розӣ бо султон Хоразмшоҳ Муҳаммад ибни Текеш, маъруф ба Хоразмшоҳ мегардад. Имом Фахруддини Розӣ дар назди Хоразмшоҳ аз мақому манзалати бузурге бархӯрдор мегардад, то ҷое ки таълиму тарбияи фарзандони Хоразмшоҳ ба уҳдаи ӯ вогузор мешавад. Ба гуфтаи муаррихон давраи ҳукумати Хоразмшоҳ аз соли 568 то соли 596 (ҳиҷ. қамарӣ) идома ёфтааст. Ӯ аз ҷумлаи подшоҳони одилу некрафтор ва диндору худотарс буда, дар атрофи худ бисёр олимону шоирон ва аҳли илму адабро ҷамъ оварда будааст, ки сарвари онҳо ва ҳамзамон раиси «Дор-ул-иншо», соҳиби маҷмуаи «Ат-тавасул илаттарасул» Баҳоуддин Муҳаммад ибни Муайяди Бағдодӣ будааст.

## *Вазъи зиндагии Фахруддини Розӣ*

Фахруддини Розӣ дар ибтидо зиндагии соддаю фақиронае доштааст. Лекин бо мурури замон соҳиби молу сарват ва дорой гаштааст. Ибни Халликон зикр кардааст, ки чун Имом Розӣ аз Хоразм ба Рай бармегардад, дар он ҷо бо табиби ҳозиқе, ки бойигарии зиёд доштааст, мулоқот мекунад ва писарони худро бо ду духтари табиб хонадор месозад. Баъд аз беморие табиб фавт мекунад ва тамоми дороии ӯ ба Имом Розӣ боқӣ мемонад. Аммо ин қисса хеле аҷиб ба назар мерасад ва аксари муаррихон ин қиссаро дар китобҳои худ зикр накардаанд. Аз ин хотир эҳтимол меравад, ки сабаби дороии ӯ на мероси табиб, балки чизи дигаре бошад, яъне шиносой ва ҳамкорию дастгирии Султон Хоразмшоҳ ба Имом Розӣ.

Довуди Тибӣ, ки аз ахбор ва аҳволи мардум иттилоъ доштааст, дар ҷое аз Имом Фахруддини Розӣ ёдоварӣ карда гуфтааст: «Дар авали ҳол, ки Имом Розӣ дар Ҳирот фақиру тангдаст буд ва дар яке аз мадрасаҳо ӯро маризу гумном дидам, аз ҳол ва тангдастии худ шикоят кард. Ман аз тоҷирону бозаргонони шинос чизе аз закоти молашон бигирифтам ва ба вай додам, то ба Хуросон биравад. Баъзеи дигарон дар васфи дороии ӯ гуфтаанд, ки соҳиби астари зиёд буд ва симу зар он чунон бисёр дошт, ки ба шумор намеомад. Ин дорой ҳамон тавре, ки гуфтем имкон дорад, ки баъдан ба ӯ насиб шуда бошад.

Имом Фахруддини Розӣ соҳиби се писар ва ду духтар будааст. Писарони ӯ Муҳаммад, Зиёуддин ва Шамсуддин ном доштаанд. Аммо дар муқаддимаи «Тафсири кабир»-и Розӣ аз ду писар: Зиёуддину Шамсуддин ва як духтари Фахруддини Розӣ сухан рафтааст, ки баъд аз вафоти падар то замони ҳамлаи Муғул дар шаҳри Ҳирот мезистаанд. Баъд аз оғози ҳамлаи Муғул бо ёрию кӯмаки Алоуддин вазири Хоразмшоҳ, ки хеле шахси фозилу олим буда, табъи шоирӣ низ доштааст ва ба қавле бо духтари Фахруддини Розӣ робитаи ҳамсарӣ барқарор карда будааст, аз ғорату тороҷ ва ранҷу озори муғул дар амон монда, аз Ҳирот ба шаҳри Самарқанд интиқол меёбанд[43].

***Бархе санаҳое, ки муҳаққиқон онҳоро дар робита ба ҳаёту фаъолияти Ф. Розӣ аз манобеъи таърихӣ ва осори ӯ зикр намудаанд:***

**25-уми рамазони 543 ё 544 ҳ.қ. (5-уми феврали 1149 м.)** — Таваллуди Ф. Розӣ дар шаҳри Рай;

**559 ҳ.қ** — Вафоти падаш, Зиёуддин Умар;

**570 ҳ.қ.** — Ҳузур дар Хоразм. Дар рисолаи «Ал-фиросат» ба гум шудани корвони равонашаванда ба Хоразм ишора мекунад, ки ҳамроҳи онҳо будааст;

**574 – 577 ҳ.қ.** — Иқомати Хоразм ва иртибот бо султон Алоуддини Текуш. Дар мукаддимаи «Ҷомеъ-ул-улум», ки барои он подшоҳ навиштааст, чунин овардааст: «муддати се сол дар Дорулмулуки Хоразм дар нашри улум рӯзгор мегузаронидам…»;

**576 – 577 ҳ.қ.** — Оғози сафарҳои Мовароуннаҳр, Рай ва Хуросон;

**5 – уми шавволи 579 ҳ.қ.** — соли таълифи «Ал-мулаххас»;

**580 ҳ.қ.** — Берун шудани Ф. Розӣ аз Хоразм;

**580 ҳ.қ** — Оғози сафари Фароруд (Мовароуннаҳр) ва тасмими мусофарати Бухоро;

Пеш аз ин сол се мартаба муроҷиат бо Нуриддини Собунӣ дар Бухоро.

Вуруд ба Сарахс ва азми Мовароуннаҳр ва Бухоро, вуруди Сиқаҳуддин Абдураҳмон ибни Абдулкарими Сарахсӣ;

Соли нигориши шарҳи куллиёти «Ал-қонун» ба номи Абдураҳмон ибни Абдукарими Сарахсии табиб ва хониши он бар ӯ;

---

[43] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Муқаддимаи Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 1.

Китобати шарҳи «Уюн-ул-ҳикмат»-и нусхаи китобхонаи Аҳмади солис, Туркия;

**582 ҳ.қ** — Ҳузур дар Бухоро ва дидору мунозира бо Шарафи Масъудӣ. Фахруддини Розӣ менависад: дар яке аз ин рӯзҳо дар Бухоро, ки дар соли 582 ҳиҷрӣ буд, бисёр дилтанг шудам, рафтам назди Шарафиддини Масъудӣ. Ин сол ҳамон соле буд, ки мунаҷҷимони Бухоро назар дода буданд, ки дар он тӯфон ва боди сахте ҳодис хоҳад шуд. Аз ин рӯ мардум аз вуқуъи он туфон бисёр бимнок шуда буданд. Чун бар Шарафиддини Масъудӣ ворид шудам, Ризо Нишопуриро назди ӯ дидам…;

**582 ҳ.қ.** — Хониши шарҳи «Ал-ишорот» назди Фариддини Ғаёнии Балхӣ;

**582 ҳ.қ.** — Нигориши «Ал-мабоҳис-ул-машриқияҳ»;

**584 ҳ.қ.** — Китобати «Меъроҷнома»-и ибни Сино, ки бо рӯзгори мо расида ва ба шакли аксӣ чоп шудааст;

**587 – 602 ҳ.қ.** — Омадан ба Ҳирот;

**588 ҳ.қ.** — Китобати шарҳи «Уюн-ул-ҳикмати», нусхаи китобхонаи дигари Туркия;

**589 – 593 ҳ.қ.** — Таълифи манзумаи мантиқ ва фалсафа, хитоб ба Носириддин маликшоҳ;

**590 ҳ.қ.** — Бозгашт ба Рай;

**593 – 595 ҳ.қ.** — Таърихи шуруи «Тафсири кабир»;

**594 ҳ.қ.** — Дӯстӣ бо Баҳоуддини Сом аз салотини Ғур писари хоҳари Шаҳобуддини Ғурӣ;

**595 ҳ.қ.** — Даъвати «Каромия» аз Ф. Розӣ барои рафтан ба Фирӯзкӯҳ, пойтахти ғуриён;

**595 ҳ.қ.** — Ширкати Ф. Розӣ дар мунозираи ҷанҷолбарангез дар маркази қудрати ғуриён;

**595 ҳ.қ.** —Таҳрири тафсири сураҳои «Оли имрон» ва «Нисо»;

**601 ҳ.қ.** — Тафсири сураи «Наҳл»-ро дар Ғазна ба поён расонидааст;

Авали шаъбони 602 ҳ.қ. — Қатли султон Шаҳобуддин наздики Лоҳур ва хатари қурбон шудан дар ин моҷаро;

**602 ҳ.қ.** — Таҳрири сураҳои «Каҳф», «Софот», «Сод», «Зумар», «Фусилат», «Шуро», «Зухруф» ва чанде дигар;

**603 ҳ.қ.** — Сохти биинои бузург дар Ҳирот барои Ф. Розӣ аз ҷониби Алоуддини Хоразмшоҳ;

**605 ҳ.қ., душанбе чоруми раҷаб,** дар хонааш дар шаҳри Гурганҷи Хоразм будааст;

**605 ҳ.қ. — рабеъул авал,** дар Ҷурҷонияи Хоразм будааст;
**606 ҳ.қ., 21-уми муҳаррам** — Навиштани васиятномае хитоб ба шогирдаш Иброҳим ибни Абӯбакр ибни Алии Исфаҳонӣ;
**606 ҳ.қ., шаби иди фитр, 1-уми шаъбон** — Вафот дар Ҳирот;
**617 ҳ.қ.** — Ҳуҷуми муғул ба Ҳирот ва раҳоии се фарзанди Ф. Розӣ;
**618 ҳ.қ.** — Кушта шудани Қутбиддини Мисрӣ шогирди машҳури Ф. Розӣ дар ҳамлаи муғул.

***Васфи Фахруддини Розӣ ва зодгоҳи ӯ, шаҳри Рай дар «Осор-ул-билод ва ахбор-ул-ибод»[44]***

Пеш аз баёни матолиби «Осор-ул-билод ва ахбор-ул-ибод» дар бораи шаҳри Рай ва яке аз номдорони он Фахруддини Розӣ гуфтаниям, ки барои мо доир ба ин мавзӯъ ду чиз номафҳум буд, яке ин ки зодгоҳи Фахруддини Розӣ шаҳри Рай буд ва иллат чӣ буд, ки ӯро Фахруддини Розӣ мегуянд на Райӣ? Дуввум ин ки чаро Фахруддини Розӣ зодгоҳи худро, ҳатто дар даврони охири ҳаёташ макони зиндагиву фаъолияти худ интихоб накард? Дар ҳоле ки бисёр аз олимону шоирон ва мутафаккирон баъд аз сайру сафарҳои худ кӯшидаанд, то охири ҳаёти худро дар зодгоҳашон гузаронанд. Ба ҳар дуи ин ин пурсиш метавон ба қадри имкон баъд аз мулоҳиза намудан, аз матолиби зер посух пайдо кард.

Муҳаммадҳусайни Бурҳон луғатнигори асри XVII дар мавриди вожаи «Роз» чунин овардааст: роз бар вазни қоз; ба маънии пӯшида ва пинҳон ва нуҳуфта ва асрори дил бошад; ва ранг ва лавнро низ гӯянд... ва баъзе гӯянд розӣ муарраби роз аст, чуноночи бозӣ муарраби боз; ва номи қаряест наздик ба Сабзвор; ва номи подшоҳзодае ҳам будааст. Гӯянд ӯро бародаре буд, ки Рай ном дошт. Ҳар ду ба иттифоқ шаҳре бино карданд. Чун ба итмом расид миёни ҳар ду дар тасмияи (номгузории) он муноқаша шуд. Чи (чунки) ҳар кадом мехостанд, ки мусаммо ба номи худ кунанд. Бузургони он замон ба ҷиҳати рафъи мушкилот ва муноқиша шаҳрро ба номи Рай гузоштанд ва мардуми шаҳрро ба номи Роз ном бурданд. Чунончи ҳоло низ шаҳрро Рай мехонанд ва аҳли шаҳрро розӣ мегӯянд[45].

Закариё ибни Муҳаммадибни Маҳмуди Қазвинӣ дар китоби худ «Осор-ул-билод ва ахбор-ул-ибод» чунин овардааст: Рай аз шаҳрҳои машҳур ва пурҷамъияти ҷаҳон аст. Пурҳаракат, пурбаракат ва пур аз

[44] Закариё ибни Муҳаммад ибни Маҳмуди Қазвинӣ. Осор-ул-билод ва ахбор-ул-ибод. – Бейрут, 1960м. – С. 141.
[45] Муҳаммадҳусайни Бурҳон. Бурҳони қотеъ. – Душанбе, 2004. – Ҷ. 2. – С. 58.

мева ва ғалот (ғала, донагӣ) аст. Ба гуфтаи ибни Калбӣ аз биноҳои Ҳушанг аст, ки пас аз Каюмарс буд. Касоне дигар гуфтаанд: «Шаҳри Райро Роз-писари Хуросон эҷод кардааст, аз ин сабаб аҳли Райро розӣ гӯянд».

Ҷойи шаҳри Рай ҷулгаи[46] паҳновар аст. Кӯҳе наздики ҷулга аст, гиёҳ бар он намерӯяд. Гӯянд дар он кӯҳ тиллоҳост, аммо таклифи истихроҷ аз ҳосилаш бештар аст ва аз ин рӯ таркаш кардаанд. Хонаҳои маскунии сокинони Рай ҳамагӣ зери заминанд ва торикистон, то ба хонае мерасӣ, бояд вирд ва авроди ҳифозат хони ва бар худ дамӣ. Ба ҳадде печу хамҳоро тай мекуни ки, гич ва сарсом мешави, зеро шаҳр сари роҳи сипоҳиён қарор дорад. Агар урдуе эъзоми душмани (агар лашкаре қасди душмании) аҳли Рай бошад, тороҷи хонаҳои шаҳр сад дар сад аст, ба шарте хона биёбанд ва агар лашкари худи бошад, меҳмони азиз мешавад, падари соҳибхонаро дар меоранд. Аз ин сабаб бечораҳо адои муш даровварда ва дар ин лонаи торики зеризаминӣ хазидаанд. Чун Рай аз қадимулайём пойтахти шоҳон буда ва ҳанӯз ҳам ҳаст, дафинаҳо, хазинаҳо дар хоки Рай нуҳуфтааст. Бисёр иттифоқ афтода, ки заминканон ба қатаоти тилло ва ҷавоҳирот бархӯрдаанд.

Дар соли шашсаду чордаҳ, ки замони Илқамиш (?) буд, хумҳои бисёр бузург кашф шуданд, ки ҳамаги пур аз сикаи зар буданд ва ҳанӯз ҳеҷ сикашиносе надониста, ки зарби чӣ подшоҳест.

Гӯянд, шаҳри Рай борҳо дар асари зилзилаи осмонӣ ва аз лашкариёни харобкор вайрон ва овор[47] шудааст.

Ҷаъфар ибни Муҳаммади Розӣ гуяд: «Дар замони хилофати Мансур ибни Ҷаъфари Аббосӣ, ки Маҳдӣ аз Рай дидор кард, Аммор ибни Хасибро маъмур намуд, он қисмат аз шаҳри Райро, ки имрӯза Рай меноманд бино кунад. Кори эҳдоси (бунёди) ин шаҳр соли саду панҷоҳу ҳашт поён гирифт».

Оби нӯшидании шаҳр палидтарин оби дунё аст, зеро рӯ боз аз кӯча ва паскӯча ва кӯ ва барзан[48], ки воқеан он ҳам бисёр касиф ҳастанд, мегузарад, ҳар чи наҷис ва шустанист, дар ин оби ошомиданӣ мешавад, ба иловаи оби гармобаҳо ва чи чиҳо (яъне чи чизҳое) ба ин оби ҳаёти сокинони Рай мепайвандад. Аммо аҳли Рай зираканд, нимаи шабҳо ба суроғи оби нӯшиданӣ меоянд ва бармекашанд ва

---

[46] Ҷулга-марғзор; - лафзи туркист. Ҷиёс-ул-луғот. – Ҷ. 1. – С. 237.

[47] Овор бар вазни ночор, мухаффафи овора аст ба маънии озор ва ситам ва ба маънии хароб ҳам омадааст. Бурҳони қотеъ. – Ҷ. 1. – С. 62.

[48] Кӯ ба маънии кӯча, маҳалла ва хона омадааст. Барзан ба маънии кӯча. Ғиёс-ул-луғот. – Ҷ. 2. – С. 183, Ҷ. 1. – С. 126.

мепиндоранд, дар дили шаб обаш тасфия (пок) мешавад. Оби нӯшиданӣ ин буд нӯши ҷонашон. Ва агар аз ҳаво мепурсӣ, он ҳисобаш бо Киромун котибин аст, ҳавояш бадтарин ҳавост ва ба вижа дар вақти поиз (тирамоҳ), ки ҳавои ин шаҳри фархундаи Рай монанди тири заҳрогин қотили ҷони одамӣ ва ба вижа ғарибон аст.

Фасли поиз (тирамоҳ) Рай маркази ҳар мева аст ва ҳар мева ба вижа анҷир ва хавха (шафтолу) мумтоз ва фаровон ва арзон аст. Ангури зиёд ҳам дорад, лекин то мавсими сармо намемонад, магар навъе, ки онро малоҳӣ гӯянд. Ин малоҳӣ донаҳояш дар рангу санг ба ғураи хурмои тоза шабеҳ аст, хӯшаҳои ба бузургии хушаҳои хурмоӣ дорад, ки шояд вазни як хӯша аз ин ангури малоҳӣ ба як сад ратл (45 кило) бирасад. Пусти ин ангур сахт, донаҳо бисёр нозук, мазааш бисёр матбуъ аст. Ин ангур то ниҳояти фасли зимистон мепояд. Аз Рай ба Қазвин меоранд ва мефурӯшанд. Навъи дигари ангур дорад бисёр шабеҳи розиқист[49], аз он рӯ ки дунболачааш бисёр нозук ва борик аст, зуд мерезад. Боғбонон ҳамин, ки онро мечинанд дар соя паҳнаш мекунанд, (то) мавиз гардад, аммо чи гуна мавизе(?), воқеан бисёр лазиз аст ва ба соири мамолик содир мешавад.

Саноъеи (санъати) шонасозӣ дар Рай маърака мекунад. Устодони шонасози розӣ чунон шонаҳое созанд, ки дар ҳар ҷо аз мамолики исломӣ шуҳрат ба ҳам расонида ва ривоҷ ба сазо дорад. Аҳли Рай аз Табаристон чуби халанҷ (?) ворид кунанд, рандакорон ва харротон олот ва абзорҳои чандон ва нозук ва зариф аз он созанд, ки бубин ва таърифаш кун, хариди ин чӯбинаҳо аз дасти бенавоён барнаояд.

***Мазҳаб.*** Мардуми Рай ҳамагӣ ё шофеӣ ё ҳанафимазҳаб ҳастанд, шофеъиён аз ҳанафиён камтаранд. Таассуби кӯр-кӯронаи мазҳабӣ чандин дафъа ба ҷангҳои дохилӣ анҷомида, шофеиҳо ҳарчанд дар адад камтаранд, аммо чунин менамояд, ки бисёр аз ҳанафиҳо шуҷоътаранд. Дар ҳар ҷангу задухурде шофеиҳо барандаанд.

Одамкушӣ ва хунрезӣ дар шаҳри Рай одате шуда умумӣ ва ҳеҷ аҳамият надорад. Бо ин ҳама ростхоҳӣ, мардонагӣ ҳам доранд. Дар ин бора достоне шунидаам, ки ту ҳам бишнавӣ, бад нест. Хонаи марде сарватманд дар шаҳри Рай дар ҷивори (ҳамсоягии) хонаи айёрбошӣ буд. Ҳамсари марди сарватманд ба дарди зоймон афтод ва бистарӣ шуд. Бинобар одати он рӯз хонаро биёростанд ва ҳар чи асоси фохир ва қимате буд, дар хонаи зоишгоҳӣ бигзоштанд, мардон ба хонаи

[49] Розиқӣ бар вазни ошиқӣ; навъе аз ангур аст, ки донаҳои он кӯчак мебошад. Бурҳони қотеъ. – Ҷ. 2. – С. 58.

дигар рафтанд ва зойӣ (зоянда) ҳамроҳи момо ва парастор монд. Айёрбошӣ ки хонаро холӣ аз сакана (сокинон) пиндошт, айёронро дастури рабудан фармуд… Айёрон аз деворҳо боло рафтанд, аз бом ба пойин париданд. Асосияи (ашёи) хонаро ҳамагӣ дар нур (равшвнӣ) диданд. Бар он буданд, ки бибаранд ва биравaнд. Дар ин ҳангом ҳалҳала ва ҷеғи моморо шуниданд, ки: Худоро шукр писар аст. Айёрбошӣ рӯ ба шабгардон карду гуфт: инҳо аз писар овардан бисёр шоданд, агар фардо огоҳ шаванд, ки хонаро дуздида ва чопидаанд ғам мехӯранд, мақдами писарбачаро шум медонанд. Ҳар чи дар ин хона буда, ба ҷойи худ баргардонед, то бештар дилхуш шаванд, ин писар фархундақадам ҳисоб шавад. Асосро ба ҷойи худ баргардонданд ва ба занони хона гуфтанд: мо ба хотири ин бача чопидаҳоро рад кардем.

***Номдорони Рай.*** Аллома Абӯабдулло Муҳаммад писари Умар, ки лақабаш Имом Фахруддини Розӣ аст. Дар ҳақиқат уъҷубаи[50] замона ва ягонаи даҳри худ буд… Гӯянд Имом Фахри Розӣ ба шаҳри Бухоро омад. Дар ҳалқаи дарси устод Разиюддини Нишопурӣ дар гӯшае гӯш фаро дод. Чаҳорсад марди донишманд аз қабили устод Рукниддини Умайдӣ, устод Рукниддини Товусӣ ва бисёр устодони дигар ҳозир буданд. Донишмандони Бухоро чун донистанд ин меҳмон Фахри машҳур аст, ҳар кас ба навбаи худ ӯро саволпеч карда буд. Посухи пурсишҳоро дод ва бар ҳар посухе чанд далел зикр фармуд. Баъдан рӯ ба ҳузор (ҳозирин) карда гуфт: саволҳо бисёр буданд, ҷавоб ва далелҳо низ бисёр ба дарозо кашид. Агар хоҳед, ман ҳамаи саволот, посухҳо ва далоилро бозгӯ кунам. Разиюддин гуфт: Ниёзе ба тафсилот нест. Ҳузор ҳама бисёр шигифтзада шуданд. Чунки дар ин кашокаш ин ҳама пурсишҳо ва посухҳоро ҳифз карда ва тартибро ба ёд дорад.

Гӯянд, қабл аз машҳур шудан бо касе ба Хоразм омад. Одина (ҷумъа) буд. Розӣ хамроҳи ҳамроҳаш ба масҷиди ҷомеъ шуданд, намоз хонданд. Баъд аз намоз хоразмиён аз рафиқаш савол карданд, ин чӣ шахсе аст? Шунидаем донишманде ба ин шаҳр омадааст, агар ин он донишманд аст, ба мо бигӯ то аз ӯ баҳрае ёбем. Ҳамроҳ гуфт: Оре, худаш аст. Гуфтанд, устод, мо пурсишҳое мекунем, иҷозат ҳаст? Фахруддин гуфт: иҷозат машрут ба шартест, ки суолот маълум ва мураттаб бошад, қотӣ потиро (омехта, бетартиб) нахоҳам. Пурсишгарон ин шартро пазируфтанд. Имом фармуд аз чи илме сухан мегӯем? Гуфтанд, мо ҳама хоҳонем, тавзеҳоте дар илми калом

---

[50] Уъҷуба – шигифт, ҳайрат… Аҳмади Сайёҳ. Фарҳанги бузурги ҷомеъи навин (тарҷумаи Мунҷид). – Теҳрон, 1375 ш. – Ҷ. 2. - С. 1007.

бидонем. Фармуд, кадомин масъала? Гуфтанд, фалон. Дар муддати бисёр андак масъаларо шарҳ кард ва ҳамаги изъон[51] намуданд, ки танҳо ӯст ин масъаларо дониста. Авомунноси (оммаи мардуми) хоразмӣ, ки дар масҷид зиёд буданд ва дар он авқот (вақтҳо) илми калом дар ҳар кӯ ва ҳар барзане (маҳаллаву куча) бар сари забонҳо буд, донистанд, ки ин ғариба воқеан марди ғарибест ва бар уламои маҳаллӣ пирӯз шуда. Сардастаи пурсишгарони донишманд мехост сухан кутоҳ шавад, мабодо ҳазрати раис аз эҳтироми илмиаш коста гардад. Ба Фахруддини Розӣ гуфт: Мо вақти азизи туро ишғол кардем аз ҳузурат бисёр фоида барчидем. Бигзор имрӯз ҳамин қадар кофӣ бошад. Фардо дар ҷаласаи дигар, ки аз имрӯз беҷанҷолтар бошад, дар ҳузури мавлоно тамомаш кунем. Фахруддин гуфт: Эй хоразмӣ мавлоноят аз маҷлис барнахезад, магар кофир ё фосиқ аз об дарояд, зеро ҳар он чи гуфтам, далели қотеъ овардам ва итмоми ҳуҷҷат кардаам. Агар ҳазрати мавлоно бовар ба ман накардааст, бар ҳасаби пиндори хеш кофир ба шумор меояд. Агар имон оварда ва аз эътироф ибо кунад, боз бар ҳасаби гуфтори худ фосиқ бошад.

Гӯянд, Розӣ рӯзе дар аснои суханронӣ ояте аз таврот бархонд. Гуфтанд: Аз таврот чи донӣ? Дар посух гуфт: Ҳар сафареро аз таврот бармегузинед ном бибаред, то аз бар (аз ёд) бар шумо хонам.

Гӯянд, рузе кабутаре аз бими ҷон, ки бошае дунболаш буд, худро дар оғуши Розӣ андохт ва паноҳ овард. Яке аз ҳамнишинонаш билбадоҳат[52] ду байти арабӣ суруд, ба ин мазмун:

Бошае, ки бар ду болаш барқи марг медурахшид,
Кабутареро дид зи ду барқосо дунболаш давид.
Мискин ба касе паноҳид, ки Сулаймони замон аст,
Оғӯшаш монанди ҳарам, маъмани (макони амни) кабутарон аст.

Фахри Розӣ дар ҷоизаи ин ду байт, амома ва пироҳани хоси худро ба шоир дод.

## Нақши Фахруддини Розӣ дар таҳкими мактаби фалсафӣ ва ахлоқию динӣ

Имом Фахруддини Розӣ бо вуҷуди ба корҳои девонии Султон Хоразмшоҳ машғул будан, инчунин ба таълиму тадрис ва корҳои эҷодии худ сахт алоқаманд буд. Дар натиҷа китобҳои ӯ бо мурури

[51] Изъон – эътироф, таслим, қабул. Маъхази пешин. – Ҷ. 1. – С. 509.
[52] Бадоҳатан – ногоҳ ва бе андеша сухан кардан. Аҳмади Сайёҳ. Фарҳанги бузурги ҷомеъи навин (тарҷумаи Мунҷид). – Теҳрон, 1375 ш. – Ҷ. 1. – С. 84.

замон маълуму машҳур гашта, ҳамчун китобҳои дарсию таълимӣ мавриди истифодаи мардум қарор гирифтанд. Сабаби ҳамчун китобҳои таълимию дарсӣ қарор гирифтани асарҳои ӯ чунин будааст, ки Имом Розӣ дар таълифу тасниф ва шарҳи китобҳои пешиниён, равиши тозаеро эҷод карда буд. Акнун аз атрофу акноф барои омӯхтани илм ва шунидани суханронию панду мавъизаҳои ӯ, толибону мухлисонаш ҳозир мегаштанд. Мавъизаву суханрониҳояш ба ду забон, арабию форсӣ сурат мегирифтаанд. Дар вақти суханрониҳояш чунон ба ваҷд меомадааст, ки на танҳо аз чашмони шунавандагон, балки аз чашмони худаш низ ашк ҷорӣ мегаштааст. Аз таъсири суханронию андарзҳои ӯ бисёре аз аҳли ҳавою ҳавас, пайравони дигар мазоҳиб, аз ҷумла «Каромия», пайрави ӯ гашта, ба мазҳаби аҳли суннат ва ҷамоъат гароидаанд. Гуфтаанд, ки дар ҳалқаи дарсии Фахруддини Розӣ зиёда аз ду ҳазор нафар олимону донишҷӯён барои истифода аз илми ӯ ҳозир мешудаанд, ҳатто ҳангоми сафар ва интиқол аз ҷойе ба ҷойи дигар дар атрофаш нафарони зиёде ҷиҳати истимоъ аз суҳбати ӯ ҷамъ меомадаанд.

Ӯ дониши васеъ, тафаккури амиқ дошта, дар баҳсу ҷадал аз маҳорати хоссае бархӯрдор будааст. Ҳангоми сафарҳояш ба шаҳрҳои мухталиф бо уламо ва пайравони мазҳабҳои гуногун, аз ҷумла карромия, исмоилия, муътазила ва ғайра мунозира дошта, таълимоти онҳоро аз мавқеи каломи аҳли суннат ва ҷамоъат танқид карда, онҳоро ба ислоҳ шудан ва дарки ақоидаи дуруст водор месохтааст.

Чунонки аз бархе осори Ф. Розӣ бармеояд, ӯ дар интиқоду ташкик, баҳсу ҷадал[53] ва мунозираҳои илмӣ маҳорати баландро касб карда, ба пояҳои баланди илмӣ расидааст. Ва бояд донист, ки барои расидан ба ин авсофу дараҷот, пеш аз ҳама, заминаи бойи илмӣ, баёни фасеҳу ҷозиб ва донистани далелҳои қотеу возеҳ лозиму ҳатмист. Фахруддини Розӣ бо истеъдоди фавқулодда ва тамоми кӯшишу ғайрати хеш ба ин мақому дараҷот сарафроз гашта буд, то ҷое ки ӯро «Имом-ул- мушаккикин», «Шайхулислом» ва беҳтарин суханвари замон медонистанд. Муаллифи китоби «Таърихи фалсафа

[53] Ҷадал дар луғат ба маънои ситезаҷӯйи, сахтгирӣ дар хусумат ва қудурат доштан бар он, шиддат ёфтани душманӣ, муқобилаи ҳуҷҷат бо ҳуҷчат, низоъ, муноқиша ва мунозира аст. Ҷадал дар луғат ба маънои маҳкам бофтани ресмон ё мӯй, касеро ба замин задан ва маҳкам ва қавӣ шудани дона аст. Ба гуфтаи Ф. Розӣ ҷадал малакаест, ки соҳиби ин саноат бо он қодир ба «таълиф»-и ҳуҷҷат (қиёс ва истиқро) аз муқаддамоти машҳур ё мусаллам аст, то натиҷаи заннӣ (гумонӣ) аз таркиби он муқаддамот ба даст орад. Ф. Розӣ дар «Ҷомеъ-ул-улум» бо интиқод аз зоҳирбиноне, ки ҷадалро бидъат ва ҳаром талаққӣ кардаанд, онро дар умури ақлӣ ва нақлӣ писандида ва нофеъ донистааст. Wikifeqh. Ir/ ҷадал. (ба форсӣ)

дар ислом» Фахруддини Розиро дар китоби «Ал-мунозирот»-аш ба бабре монанд кардааст, ки бебокона бар мухолифаш ҳуҷум менамояд: «Дар тайи сафаҳоти он («Ал-мунозирот») хонанда имом Розиро чун бабре мебинад, ки бераҳмона бар сари мухолифи худ ҳамла меоварад ва дар гуфтори худ ба нармӣ чандон таваҷҷуҳе надорад. Беҳтарин нерӯи ӯ дар тӯли ҳаёташ масруфи ҳамла бар зидди фирқаҳои кӯчаке шуд, ки бар зидди мазҳаби суннат бархоста буданд, монанди карромия, ки эҳтимолан ҳамонҳо низ ӯро саранҷом масмум (заҳролуд) карданд. Ба унвони шайхулисломи Ҳирот вазифаи ӯ мавъиза кардан ва дифоъ аз ислом буд ва ӯ ин фурсатро ғанимат шумурда, истеъдодҳои худро дар ҷадал ва баён чунон ба кор андохт, ки яке аз бузургтарин суханварони мусулмон шуд»[54]. Шуҳрати Ф. Розӣ дар мубоҳисаву муҷодала ба он авҷе мерасад, ки баъзе олимони ҳамасри ӯ, аз ҷумла ориф ва сӯфӣ Андалусӣ Муҳиддин ибни Арабӣ ба унвони ӯ номае ирсол медорад ва дар он Ф. Розиро водор ба тарки ҷадал, баҳсу мунозира ва насиҳат ба гароишу тамоюл ба сулуки орифону сӯфиён менамояд. Ҳамчунин ба Ф. Розӣ ҳушдор медиҳад, ки баъзе илмҳои андӯхтааш ба ӯ дар биҳишт ҳеҷ нафъе намерасонад.

Ф. Розӣ бошад дар «Мафотеҳ-ул-ғайб» дар бораи ҷадалу мунозаат[55] сухан ронда, далелу ҳуҷҷатҳои бо ҳам муоризро (зидро) пешкаш кардааст ва ниҳоят миёни онҳо тавфиқ эҷод намудааст, ки ин амал аз маҳорати баланди мувофиқасози ӯ миёни далелҳои бо ҳам зид дарак медиҳад. Ӯ дар мавриди ин ки оё ҷидолу мунозаат равою манфиатовар ва ё баръакс мамнӯъу зиёновар аст, чунин гуфтааст: «Бархе аз мардум истидлол, баҳс, мунозира ва ҷидолро айб гирифта, ҳуҷҷатҳои зеринро арза кардаанд:

а) Дар ояти 197-и сураи Бақара омадааст: «Ва на ҷидолест дар ҳаҷ…» (Ҷидол муҷодила кардан бо касе ва ба хашм овардан ва ба ситеза во доштани ӯст)[56]. Ин хитоб тақозои нафи (манъи) тамоми анвоъи ҷидолро мекунад…

б) Дар ояти 58-и сураи Зухруф омадааст: «Назаданд он масалро барои ту ҷуз барои ситеза ва ҷадал, балки эшон гӯруҳе ситезаҷӯ

---

[54] М. Шариф. Таърихи фалсафа дар ислом. – Теҳрон, 1365 ш. – С. 91.
[55] Мунозаъат – задухӯрд, хусумат, мавриди баҳсу низоъ… Аҳмади Саёҳ. Фарҳанги бузурги ҷомеъи навин (тарҷумаи мунҷид). – Теҳрон, 1375 ш. – Ҷ. 2. – С. 1656.
[56] Абдурауфи Мухлис. Анвор-ул-Қуръон. – Эрон: Турбати Ҷом, 1381 ш. – Ҷ. 1. – С. 232.
[57] Қуръони карим. Тарҷумаи марҳум Муҳаммад Козими Муиззӣ. – Теҳрон, 1375 ш.

ҳастанд»[57]. Айби он қавм чунин будааст, ки онҳо аҳли ҷадал будаанд ва ин далолат бар мазмум будани ҷадалро мекунад…

в) Дар ояти 46-и сураи Анфол омадааст: «Бо якдигар низоъ накунед…» (низоъ иборат аз ихтилоф дар райъ аст…)[58]. Ин ҷо низ аз мунозаат манъ ба амал омадааст. Пас бо ин далоил ҷидолу мунозаат мамнӯъ мебошад. Аммо ҷумҳури мутакаллимин дар посух гуфтаанд: Ҷидолу мунозаъат тоати бузургест бо далоили зерин:

а) Дар ояти 125-и сураи Наҳл мазкур аст: «Даъват кун ба суйи роҳи Парвардигори хеш ба ҳикмат ва андарзи некӯ ва бо онҳо ба шевае, ки накӯтар аст муҷодила кун» (яъне ба равиш ва тариқае ба онҳо мунозира кун, ки некӯтарин роҳҳои мунозира аст).

б) Дар ояти 32-и сураи Ҳуд омадааст: «Гуфтанд: Эй Нӯҳ, ба ростӣ бо мо муҷодила кардӣ ва бисёр ҳам ҷадал кардӣ» (яъне суханони моро ба ҳар гуна ҳуҷҷате рафъ кардӣ…)[59].

Чун ин гуфтаҳоро донистӣ, пас, мегӯем дар ин ҷо зарур аст аз тавфиқ (мувофиқасозӣ) миёни далоили мазкур аз ҳар ду ҷониб. Яъне он ҷадале, ки бо далоили сареҳ мазмум хонда шуд, онро ҳамл ба ҷадале менамоем, ки дар тақриру исботи ботил ва талаби ҷоҳу мол равона мегардад. Ва он ҷадале, ки бо далоили равшан мамдуҳ (хуб, писандида) хонда шуд, онро ҳамл ба ҷадале менамоем, ки барои тақрир, исбот ва даъвати ҳақ равона гардидааст…»[60].

Яке аз сафарҳои муҳими Ф. Розӣ ба Хоразм буд, ки ӯ дар он ҷо бо тарафдорони ақоиди муътазила сахт ба мубоҳисаву мунозира пардохтааст. Хоразмиён дар натиҷаи баҳсҳои ӯ дилдодаи илми калом мешудаанд ва мехостанд ҳар масъалаеро бо далели собит ва қотеъ бишнаванд ва бипазиранд. Фахруддини Розӣ дар Хоразм ҳангоме, ки болои минбар сухан мегуфт, масъалаеро низ матраҳ мекард, ки мавриди ихтилофи муътазила ва ашъарӣ қарор дошт. Сипас ҷузиёти онро бо тафсил шарҳ медод ва аз шунавандагон мепурсид, ки кадом имоми муътазилӣ метавонад ин масъаларо ба монанди ман равшан созад? Ва далелу бурҳони қотеъ биёрад? Пас донистед, ки шарҳ ва баёни ман кофӣ ва вофӣ аст, оё чунин нест? Мегуфтанд, бале чунин

[58] Абдурауфи Мухлис. Анвор-ул-Қуръон. – Эрон: Турбати Ҷом, 1381 ш. – Ҷ. 2. – С. 436
[59] Маъхази қаблӣ, Ҷ. 3. – С. 5.
[60] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Муқаддимаи Мафотиҳул ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. –Ҷ. 2. – С. 320.

аст. Пас мефармуд: Дар ин сурат мутаваҷҷеҳи ман бошед ва хуб бишнавед, ки чигуна ҳукм ба бутлонаш кунам. Сипас шарҳ ва баёноте мекард, ки далелҳои қаблиро ботил месохт. Мардум аз сар ниҳодан ба дурустии баёнаш ночор мешуданд. Дар Хоразм баъзе муътазилиҳо ба даст кашидан аз ақоиди худ омода мешуданд, чунки бар онҳо зарур буд, то тобеи далел бошанд ва аз он пайравӣ намоянд. Роҳбарони муътазилӣ дар Хоразм ақоиди муътазилӣ ва фоидаи раҳбарӣ карданро ба сабаби ҳузури Фахруддини Розӣ зери хатар диданд ва барои ҳаммазҳабони хеш фикрҳое карда буданд. Аз ҷумла мегуфтанд: Шумо набояд ба ин донишманди Розӣ наздик шавед, зеро ӯ дар фанни иқноъ ва илзом қувваи худододӣ дорад ва ин бисёр шигифтовар аст. Он гумон ва дудилагие, ки дар мазҳаби муътазилӣ барои шумо пайдо шудааст, аз қуввати ҳуҷҷат ва балоғати ӯст, на аз нуқсон дар мазҳаби муътазила аст[61]. Ин ҳолатро ҳокимони шаҳр сабаби нофаҳмӣ ва нооромӣ дармеёбанд ва Фахруддини Розиро ба тарк ва иваз намудани макон водор месозанд. Ӯ ҷониби шаҳрҳои Мовароуннаҳр рӯ меорад. Дар шаҳрҳои Бухоро, Самарқанд, Хуҷанд ва ғайра бо уламо, фуқаҳо ва мутакаллимину мунаҷимин ба мубоҳисаҳои илмӣ мепарзозад. Аз ҷумла бо Разиюддини Нишопурӣ, Рукнидини Қазвинӣ, Шарафиддини Масъудий ва дигарон ба мунозираву мубоҳиса рӯ ба рӯ шуда, бар онҳо пирӯз мегардад. Дар сарчашмаҳои таърихӣ манқул аст, ки дар соли 582 ҳ.қ. мунаҷимони Самарқандӣ пешбинӣ карда буданд, ки дар он сол дар бурҷи мизон тӯфоне аз бод руй медиҳад, ки боиси хисорот ва вайронии шаҳр мегардад. Фахруддини Розӣ дар ин қазия бо Шарафиддини Масъудӣ мубоҳисаи илмӣ намуда бар ӯ ғолиб мегардад ва ботил будани ҳукми ахтаршиносонро эълом медорад. Саранҷом гуфтаи ӯ мешавад, чунонки муаррихон зикр кардаанд: Дар ин сол иҷтимои ахтарони ҳафтгона дар моҳи раҷаби 582 ҳ. қ. дар бурҷи мизон воқеъ шуд ва муддатҳо дар афвоҳ (даҳонҳо) афтода буд, ки тӯфони бод хоҳад шуд. Туфоне ки си ё бист газ аз хоки замин баргирад. Ва аз ибтидои қирон[62] то як моҳ боде наҷунбид, ки барги дарахте ҳаракат ёбад ё шуълаи чароғе фуру нишинад ва дар ин воқеа шуаро ба ҷидду ҳазл чизе

[61] Закариё ибни Муҳаммад ибни Маҳмуди Қазвинӣ. Осор-ул-билод ва ахбор-ул-ибод. – Бейрут, 1960 м. – С. 146.

[62] Қирон – қарин шудан ва иттисоли чизе ба чизе ва дар истилоҳи илми нуҷум якҷо шудани ду кавкаб аз ҷумлаи ҳафт кавокиби сайёра сивои (ғайри) шамс дар бурҷе ба як дараҷа ё ба як дақиқа(Ғиёс-ул-луғот. – Ҷ. 2. – С. 132).

гуфтаанд… Ф. Розӣ барои исботи қавл ва гуфтори хеш истидлолро пояи асл ва тақвияти калом шуморидааст:

Далелу ҳуҷҷатат чун нест мақбул,
Чи нафъ аз баҳсу гуфторҳои бесуд[63].

Дар китоби «Маноқиб-ул-имом-иш-Шофеъи» чунин овардааст: Ҳоли шахсе, ки талаб менамояд илмро бе ҳуҷҷат ба мисли ҳезумкашест, ки дар шаб дастаи ҳезумро ба пушташ гузоштааст ва намедонад, ки дар дохили он море нуҳуфтааст ва имкони неш задани ӯро дорад. Ф. Розӣ нақл кардааст, ки дар Хоразм субҳи рузи ҷумъа иттифоқан ба маҷлиси зикри баъзе ҳашвия[64] ҳозир мегардад. Ва дар он маҷлис нисбат ба илми калом ва аҳли он таънаву мазаммат сурат мегирад то ҷое, ки мазаматкунанда ашхоси мутакаллимро аз шумори уламо берун мехонад. Албатта, ин амал Фахруддини Розиро ҳамчун як донишманд ва мутакаллими машҳури замони худ бетаъсир намегузорад. Ф. Розӣ гуфтааст, ки бегоҳи ҳамон рӯз ман низ маҷлиси илмие барпо кардам ва ҳамон ҳашвии мазамматкунанда дар он маҷлис ҳозир гашт, дар ҳоле ки ман ба тафсири оятҳое машғул будам, ки дар онҳо аз Иброҳим (а) чунин сухан мерафт: «Иброҳим падари худро гуфт: Эй падар чаро мепарастӣ он чизеро, ки намешунавад ва намебинад ва на бениёз месозад аз ту чизеро?»[65]. Ҳамин тариқ Иброҳим барои илми усулу тавҳид баъд аз баёни насоеҳ (насиҳатҳо) далоилро зикр мекунад, аммо падари ӯ Озар ба инкори худ исрор меварзад. Пас, ҳар кӣ илми усулро (каломро) дастгирӣ менамояд ва далелҳои онро тақрир менамояд, ӯ дар роҳи рафтаи Иброҳим (а) аст ва лозим донистааст фармудаи Худоро. «Ин аст ҳуҷҷати мо, ки додем ба Иброҳим дар баробари қавмаш»[66]. Ва ҳар кӣ инкор мекунад илми усулро (каломро) ва тақлид аз ҷаҳолати гузаштагон мекунад, пас ӯ пайрави Озар аст ва дар роҳи залолат. Вақте ки сухан то ин ҷо мерасад, шахсе, ки субҳи ҳамон рӯз илми усул (калом) ва аҳли онро таънаву мазаммат карда буд, рангаш тағйир меёбад ва ҳолаш дигаргун гаштаву бе ҷавоб мемонад[67].

Фахруддини Розӣ тамоми ҳаёти худро сарфи мутолиаи китобҳо, тадрису тасниф ва таълифи асарҳояш кардааст. Дар ҷое чунин

---

[63] Ҳоҷӣ Довуди Ҳаёт. Ҷавҳаристон. – Душанбе, 2012. – С. 82.
[64] Ҳашв ба маънии огандан ва ба маънии он чи аз қисми пунба ва пашм дар лиҳоф ва болиш ва ғайра пур кунанд ва каломи зоид, ки дар адои матлаб воқеъ шавад… Ғиёс-ул-луғот. – Ҷ. 1. – С. 277.
[65] Қуръони карим, сураи Марям, ояти 42.
[66] Қуръони карим, сураи Анъом, ояти 83.
[67] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Маноқиб-ул-имом-иш-Шофеъи. –Қоҳира, 1406 ҳ. қ (1986 м.). – С. 106.

гуфтааст: «Ман мутаассифам аз ин, ки ҳангоми машғул шудан ба ғизо аз илм ва касби маърифат боз мемонам». Зеҳни ӯ фавқулодда будааст. Гуфтаанд: Ҳатто дар он улуме, ки вуруди комил надоштааст, китоб навиштааст. Монанди «Ас-сир-ул-мактум», ки дар баъзе ҳаводиси афлок ва сеҳру тилисмот баҳс мекунад. Дар танзиму тақрири масоил маҳорату салиқаи хубе доштааст. Ба қавли муаррихи машҳур Суютӣ Имом Розӣ асарҳои худро бо андешаҳои файласуфони юнонию исломӣ чунон ороставу, фикреро аз фикри дигар моҳирона берун овардааст, ки хонандаро дар ҳайрат мегузорад. Дар таърихи маорифи исломӣ аз ҷумлаи касоне маҳсуб мегардад, ки тарзи баёнаш ҷозиб ва тарзи навиштанаш осон мебошад. Дар шарҳу тавзеҳ додани китобҳои мушкилфаҳм маҳорати беназире доштааст. Монанди «Лубоб-ул-ишорот», ки хулосаи «Ат-танбиҳот ва-л-ишорот»-и Абӯали ибни Сино аст. Ба ин хотир аст, ки нисбати ӯ чунин гуфтаанд:

Фахри Розӣ илмро чӣ-чӣ кунад,
Пеши тифлон резаду тӣ-тӣ кунад.

Фахруддини Розӣ барои исботи гуфтаҳои худ хеле далелҳои зиёду комил пеш меовардааст, ки мухотаби ӯ пурра қонеъ мешудааст. Ин маъниро метавон дар «Маснавии маънавӣ»-и Мавлоно Ҷалолуддини Балхӣ пайдо кард:

Кӯҳу дарёву дарахту баргу шох,
Ҷумла махлуқоти ин кохи фарох.
Шоҳиде бар ваҳдати зоти Худо,
Дидаи ақл, эй бародар баркушо.
Фахри розӣ раҳматуллоҳи алайҳ,
Он аминуллоҳ мавсуқун алайҳ.
Ғайри ин ҷумла бароҳину далел,
Бар камоли зоти халлоқи халил.
Аз камоли ақл фарди кам алил,
Карда ихроҷ ӯ ҳазору як далел…

Яке аз шоирони ҳамасри ӯ бо номи Шарафуддин ибни Унайн дар шеъри арабие ӯро аз Арастуву Батлимус фозилтар шумурдааст, ки мазмуни форсии он чунин аст: «Он кас ки ӯро бо Абӯали ибни Сино монанд кард, иштибоҳ намуд, чун ки Ибни Сино аз пай бурдан ба ниҳояти илми вай оҷиз аст. Ва агар Арасту як лафз аз лафзҳои ӯро бишнавад, албатта, ларза бар андомаш биафтад ва агар Батлимус ӯро мулоқот кунад, аз далелҳои вай, ки дар ҳар мушкилие меоварад, ҳайрон бигардад ва агар ҳамаи онон ба пеши Имом ҳозир оянд, яқин

кунанд, ки дар баробари вай муаллими аввалро фазилате нест»[68]. Албатта, шоир дар ин шеъри худ бисёр муболиға кардааст ва метавон гуфт, ки ин муболиға далолат бар мақоми баланди илмии Имом Фахруддини Розӣ мекунад.

Фахруддини Розӣ қудрат ва қобилияти аҷибе дар эҷоди шакку шубҳа дар афкор ва осори фалосифаи пешин доштааст. Аз ин рӯ ӯро баъзан Имомулмушаккикин мегуфтаанд. Бархе аз китобҳои ӯ дорои назароти мухолиф ва танқидомез нисбат ба фалосифаи гузашта аст. Монанди «Шарҳ-ул-ишорот», «Ал-мабоҳис-ул-машриқияти» ва «Шарҳ-ул-уюнул ҳикмати». Назариёт ва дидгоҳи Фахруддини Розӣ дар бораи фалосифаи Юнон, ки ба накд ва баррасии онҳо пардохта буд, боиси шигифтии бисёре аз файласуфони ҳамасри худ гашта буд. Бархе андешамандон изҳор доштаанд, ки шарҳи ӯ бар «Ал-ишорот»-и ибни Сино гоҳо хориҷ аз эътидол ва нақду баррасии олимона аст. Монанди хоҷа Насриддини Тусӣ, ки дар ибтидои шарҳи худ бар «Ал-ишорот» кӯшиши Фахруддини Розиро дар шарҳи «Ал-ишорот» ҷарҳ номидааст. Аммо Фахруддини Розӣ дар мухолифат бо фалосифа ҳеҷ гоҳ аз роҳи истидлол ва иҳтиҷоҷ (ҳуҷҷатоварӣ) хориҷ намешуд ва ҳаргиз ба куфру фисқ онҳоро нисбат намедод. Соҳиби китоби «Таърихи фалсафа дар ислом», доктор Шариф дар васфи ин мавзӯъ чунин гуфтааст: «Фахруддини Розӣ, ки аз мутолиаи осори Ғазолӣ мутаассир шуда буд, фалсафаро то ба он ҷо хонда, ки яке аз устодони мусаллами ин фан гардид. Бар хилофи мутакаллимон, ки фалсафаи юнонӣ ё машоиёнро яксара рад мекарданд, Фахруддини Розӣ бисёре аз мабоҳиси фалсафаи юнонро интиқод кард дар ҳоле, ки баъзе аз онҳоро низ пазируфт». Дар муқаддимаи «Ал-мабоҳис-ул-машриқияти», ки муҳимтарин китоби фалсафии ӯст чунин нигоштааст: «Рафиқони мо мутааллиқ ба ду гурӯҳ ҳастанд, як гурӯҳ шомили касонест, ки файласуфони юнониро тақлид мекунанд ва ҳеҷ касеро лоиқи он намешуморанд, ки андешаи онҳоро мавриди баҳс қарор диҳад ва аз ин ки гуфтаҳои ононро дарёбанд бар худ меболанд. Гурӯҳи дигар шомили касонест, ки ҳама андешаҳои онҳоро яксара ва бе истисно рад мекунанд. Ҳар ду ин гурӯҳ дар иштибоҳанд. Мо дар навиштаҳои файласуфон ғавр[69] кардем ва дурустии онҳоро таъйид ва нодурустии онҳоро рад кардем. Мо усуле чанд бар ин фалсафа

[68] Алӣ Асғари Ҳалабӣ. Таърихи фалосифаи Эрон аз оғози ислом то имрӯз. – Теҳрон, 1973.

[69] Ғавр – дар арабӣ ба маънои умқ ва қаъри ҳар чиз ва фурӯ рафтан ва фоида расонидан (Ғиёс-ул-луғот. – Ҷ. 2. – С. 92).

афзудем ва андешаи тоза чанде изҳор доштем»[70]. Аз гуфтаҳои Фахруддини Розӣ бармеояд, ки дар даврони ӯ гурӯҳе аз рӯйи ҷадал ва гурӯҳе аз рӯйи тақлид ба фалсафа пардохтаанд, дар ҳоле, ки Фахруддини Розӣ бо накд ва ковишу ҷустуҷӯ бархе масоил ва мабоҳиси фалсафиро қабул ва баъзеро рад ва инкор кардааст. Яъне ӯ бо заковат ва қобилияту истеъдоди нозукбинонаи худ ба интиқоди мабоҳиси фалсафӣ пардохта, дар баъзе мабоҳис ба навоварӣ ва назарҳои тоза муваффақ шудааст. Ва ин ҳам ба хотири ҳимоят ва тақвият аз каломи ашъарӣ сурат гирифтааст, ки худ пойбанди ақоиди онҳо буд. Ва дар ин замина таълифоти зиёдеро низ бар ҷой мондааст, монанди «Ал-арбаъин», «Лавомеъ-ул-байинот», «Ал-муҳассал», «Ал-матолиб-ул-олияти» ва ғайраҳо. Аммо назари Шиблии Нуъмонӣ дар ин замина чунин аст: Ӯ (Фахруддини Розӣ) ҳамчунон, ки дар илми тафсир ва фиқҳ ва усул имом буд, дар улуми ақлӣ низ баъд аз ӯ касе ҳампояи вай наёмада ва дар ин амр ихтисоси қудамо ҳам наметавонанд бо ӯ даъвои ҳамсарӣ намоянд, ки тамоми масоили ғомиз (пӯшида) ва печидаи фалсафаро ба тавре содаву осон ба азҳон (зеҳнҳо) сохта ва кулияи румуз ва асрори Афлотун ва Арастуро аз парда берун рехта аст. Мо камолоти илмии ӯро дар ин ҷо ба хотири зиқи (тангии) сафаҳот наметавонем тафсил бидиҳем, лизо ба шарҳи корномаи ӯ дар илми калом мепардозем. Шоҳкори бузурги ӯ дар ин қисмат рад бар фалсафа аст. Лекин бар асари нерӯи табъ ва нубуғи фикр ба қадре дар ин боб ба ифрот рафта, ки байни масоили зарурӣ ва ғайризарурӣ фарқе нагузошта, балки пайкари фалсафаро аз сиҳоми эътирозот ба куллӣ масдум (барҳамзада) ва маҷрӯҳ сохта. Ҳазорон масоили фалсафии саҳеҳ, ки ҳеҷ мухолифате бо мазҳаб надошта, онҳоро ҳам ибқо (боқӣ) накарда[71].

Фахруддини Розӣ аз ҳамаи илмҳои замони худ бархӯрдор будааст, аммо дар илмҳои калому ҳикмат мавқеи хосае доштааст. Каломи имом Розӣ бо такмил шудани мавзуоти каломӣ ба василаи донишҳои дигар мумтоз мегардад. Барои намуна дар рисолаи форсии «Асрор-ут-танзил» ӯ Худошиносиро бо ахлоқ ва дар «Лавомеъ-ул-байинот Худошиносиро бо суфигарӣ дар ҳам меомезад ва аз ин ҷиҳат рангу бӯйе аз маънавият ва ҳусн ба илми калом мебахшад, ки дар бисёре аз навиштаҳо ёфт намешавад. Дар фасли шашуми китоби Лавомеъ баҳси

[70] Миримоди Ишроқӣ, Фахруддини Розӣ. Имом-ул-мушаккикин. 17 обон, 1390, www.aftab.ir, www. Resalat news. com.
[71] Фахруддини Розӣ. Тасҳеҳ ва муқаддимаи Саидмуҳаммад Боқири Сабзворӣ. Ал-бароҳин дар илми калом. – Теҳрон, 1341.

муфассал ва амиқе дар бораи зикр ё хондани яке аз асмои илоҳӣ, ки аз усули асосии тасаввуф аст, ба даст медиҳад. Дар бораи яке аз сувари зикри ботинӣ менависад: Навъи севвуми зикр ин аст, ки одамӣ дар бораи махлуқоти илоҳӣ тааммул кунад, то ҳар заррае аз гавҳари офариниш оинаи безангоре дар баробари ҷаҳон бошад. Чунонки агар ӯ ба айни басират дар ин оина бингарад, шуъои чашми рӯҳи ӯ бар рӯйи олами ҷалол битобад. Ин мақомест бепоён ва дарёест бекарон. Аз ин тариқ имом Розӣ каломро ба авҷе расонид, ки танҳо Ғазолӣ ба он наздик шуда буд ва аз сатҳи маъмулии ин таҳқиқот бисёр даргузашта буд»[72].

Чунон ки қаблан зикр кардем, устод Мутаҳҳарӣ файласуфони давраи исломиро омӯхта, онҳоро бо табақаҳо ҷудо карда буд. Ӯ Фахруддини Розиро дар табақаи ёздаҳум ҷой дода, дар бораи ӯ чунин гуфтааст: «Дар айни ин дар афкори фалосифа ворид аст ва таълифоти гаронбаҳо дар фалсафа дорад, тарзи тафаккураш тафаккури каломӣ аст на фалсафӣ ва сахт бар фалосифа метозад ва дар мусалламоти фалсафа ташкик менамояд… Муҳимтарин китоби фалсафии ӯ «Ал-мабоҳис-ул- машриқияҳ» аст.

Дар асоси илмҳои омӯхтааш чунин сухан мегуфтааст, ки суханонаш ҳама собиту устувор будаанд ва ҳар вақто мардумро далолат ва ташвиқ ба коре мекардааст, чунон бо маҳорат далолату ташвиқ мекардааст, ки мақбули дилҳо ва пазириши ҳамагон мешудааст.

Нависандаи китоби «Осор-ул-билод» Закариё Муҳаммад ибни Маҳмуди Қазвинӣ, Имом Розиро бо як бузургие васф карда, мақом ва манзалати илмии ӯро меситояд. Дар асоси ривояти Абуҳурайра (рз.) аз пайғамбари ислом Муҳаммад (с), ки фармудаанд: «Худои таъоло дар ҳар асре шахсеро бармеангезад, то оини ӯро таҷдид намояд», муҷаддидони ҳар садсолаеро ном мебарад ва Имом Фахруддини Розиро муҷаддиди асри шашуми ҳиҷрӣ мешуморад ба ин тариқ: «…Пас аз асри аввал Умар ибни Абдулазиз, дар садаи дуввум Муҳаммад ибни Идрис Шофеӣ, дар асри севвум Ибни Сурайҷ, дар асри чорум Абубакри Боқилонӣ, дар асри панҷум Имом Абуҳомиди Ғазолӣ, дар асри шашум Фахруддин Муҳаммад ибни Умари Розӣ…»[73].

---

[72] М. Шариф. Таърихи фалсафа дар ислом. – Теҳрон, 1365 ш. – Ҷ. 2. – С. 84.
[73] Закариё ибни Муҳаммад ибни Маҳмуди Қазвинӣ. Осор-ул-билод ва ахбор-ул-ибод. – Бейрут, 1960 м. – С. 144.
[74] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Маноқиб-ул-имом-иш-Шофеъи. – Қоҳира, 1406 ҳ. қ. (1986 м.). – С. 191.

Имом Суюти низ ин маънoро ба тариқи назм баён намудааст. Ҳадиси мазкурро Ф. Розӣ дар китоби худ «Маноқиб-ул-имом-иш-Шофеъи» овардааст ва Аҳмади Ҳиҷози Ассақо муҳаққиқи китоби мазкур роҷеъ ба ин ҳадис аз китоби «Кашф-ул-хафо» қавли ибни Касирро чунин зикр кардааст: «Албатта, ҳар қавме аз ин ҳадис даъво бар имоми худ мекунанд. Аммо он чи зоҳир аст ва онро Худо медонад, ин аст ки ҳамаи олимонро аз ҳар тоифа ва аз ҳар синфе: муфассирин, муҳаддисин, фуқаҳо, нуҳот, аҳли луғат ва ғайраро дар бар мегирад»[74].

Ҷамолуддин ибни Қифтӣ дар китоби «Ахбор-ул-уламо би ахборил ҳукамо» зимни шарҳи ҳоли яке аз табибон бо номи Абдураҳмон ибни Абдукарими Сарахсӣ ҳикоятеро дар бораи қадрдонию қадршиносии Фахруддини Розӣ баён доштааст, ки мазмуни он чунин аст: Фахруддини Розӣ тақрибан дар соли 580 ҳ.қ. ҳангоми бозгашт аз сафари Бухоро ба шаҳри Сарахс меояд ва чанд муддате он ҷо мондагор мешавад. Табиби машҳури он шаҳр Абдурраҳмони Сарахсӣ бо тамоми кӯшиш ва тарзи баланди пазироӣ ӯро меҳмондорӣ менамояд. Фахруддин мехоҳад, ки дар ивази некии ӯ барояш ҳадяе тақдим намояд ва беҳтарин ҳадяро дар баргузории дарс ва баёни матолиби мушкилоти китоби «Ал-қонун» дармеёбад ва пешкаши Абдураҳмони Сарахсӣ менамояд. Ҷараёни баргузории дарс ва баъзе ёддоштҳои худро ба шакли китобе таълиф намуда, онро ба мизбони хеш, яъне Абдураҳмони Сарахсӣ тақдим менамояд, ки дар он аз ҷумла омадааст: Ин матолибро тартиб додам барои шайхи фозил, ҳакими муҳаққиқ, шараф-ул-ислом, саид-ул-ҳукамо ва атиббо Абдурраҳмон ибни Абдулкарими Сарахсӣ, ки илова бар мақоми илмӣ муқими кӯйи вафо ва соҳиби мақоми сафост. Дар қофи ҳақиқат манзили васеъ ва манзалати шариф дорад. Ахлоқи олия ва сифоти карима иҷоб мекунад, ки ман ба ин василa ташаккур кунам ва сипосгузор бошам. Дар мавқеъе ки ман хаста ва дилшикаста будам ба дилҷӯйиву ҷавонмардӣ ниёзманд, борони фазл ва карами ӯ бар ман чун абре, ки дар биёбон бар ташна биборад, борид ва бо пазироии гарм ва каримонааш бар ман ҳаққи азим пайдо кард ва талхии сафар ба ширинии лиқои ӯ ҷуброн гардид. Хостам, ки яке аз ҳазор ва каме аз бисёр ҳуқуқи ӯро талофӣ карда бошам, ин китобро барои ӯ ва ба номи ӯ нигоштам ва ба ёдгор гузоштам[75]. Чунон ки аз гуфтаҳои боло

---

75 Фахруддини Розӣ. Тасҳеҳ ва муқаддимаи Саидмуҳаммад Боқири Сабзворӣ. Ал-бароҳин дар илми калом. –Теҳрон, 1341 ш

бармеояд Фахруддини Розӣ дар ҳоли сафар ва вақтҳои истироҳати худ ба тадрис ва таълиф машғул аст ва дар адои яке аз авсофи ҳамидаи инсонӣ, ки қадрдонӣ аз некӣ ва кӯшиш ба адои ивази он аст, хело ҳақшинос ва фаъол аст.

Дар васф ва таърифи Имом Фахруддини Розӣ Ибни Халликон чунин гуфтааст: «Маноқиби вай болотар аз он аст, ки ба шумор дарояд ва фазоилаш начандон маҳдуд ва маҳсураш тавон кард». Ҷойи дигар ӯро ба ягонаи замон ва фариди аср ва беҳамто васф кардааст.

## Чанд абёте, ки ба Фахруддини Розӣ нисбат додаанд

Имом Фахруддини Розӣ бо вуҷуди расидан ба мартабаҳои баланди илмӣ, аз завқи шоирона бенасиб набудааст. Ӯ назари баъзе ашхосеро, ки шеърро хоссаи шоирон дониста, шеър гуфтани фақиҳону муҷтаҳидонро сазовор намедонанд, хато шумурда, дар китоби «Маноқиб-ул-имоми-ш- Шофеъи» сухани имом Шофеиро дар мавриди шеър гуфтан чунин баён доштааст: шеър калом аст, неки он нек ва бади он бад аст. Аз ин ҷост, ки ҳазрати Муҳаммад (с) фармудааст: «Албатта баъзеи ашъор дорои ҳикмат аст», ҷоҳилро сазовор нест, ки бигӯяд: санъати шеър ба фақеҳону муҷтаҳидон арзанда нест, ин сухан ҷаҳлу нодонист, балки шеър ҷиҳати фарогири илму ҳикмат аз ашрафи калом аст[76].

Мо дар ин ҷо чанд шеъри форсию арабиеро пешкаш менамоем, ки онҳоро дар сарчашмаҳои таърихӣ нисбат ба Фахруддини Розӣ додаанд:

Ҳаргиз дили ман зи илм маҳрум нашуд,
Кам монд зи асрор, ки маълум нашуд.
Бо ин ҳама чун бингарам аз рӯйи хирад,
Маълум шудам, ки ҳеҷ маълум нашуд.

Дар баъзе нусхаҳо мисраъҳои сеюму чорум чунин омадааст:

Ҳафтоду ду илм дарс гуфтам шабу рӯз,

Ё:

Ҳафтоду ду сол фикр кардам шабу рӯз,
Маълумам шуд, ки ҳеҷ маълум нашуд.

Ин рубоӣ дар нусхаҳои дигар, аз ҷумла «Фалсафаи халқи тоҷик»-и К. Қодиров чунин омадааст:

Ҳарчанд дил зи ишқ маҳрум нашуд,

---

[76] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Маноқиб-ул-имом-иш-Шофеъи. - Қоҳира, 1406 ҳ. қ. (1986 м.). – С. 300.

Кам монд зи асрор, ки мафҳум нашуд.
Ва акнун, ки ба чашми ақл дарменигарам,
Маълум шуд, ки ҳеҷ маълум нашуд.

Рубоии дигар:

Кунҳи хирадам дар хури исботи ту нест,
В-оромиши ҷон ба ҷуз муноҷоти ту нест.
Ман зоти туро ба воҷибӣ кай донам,
Донандаи зоти ту ба ҷуз зоти ту нест.

Тарсам биравам олами ҷон нодида,
Берун шавам аз ҷаҳон, ҷаҳон нонида.
Дар олами ҷон чун равам аз олами тан,
Дар олами тан, олами ҷон нодида.

Ҳар ҷо ки зи меҳрат асаре афтодаст,
Савдозадае бар гузаре афтодаст.
Дар васли ту кай тавон расидан к-он ҷо
Ҳар ҷо ки ниҳӣ пой, саре афтодаст.

Шоҳмуҳаммади Қазвинӣ овардааст: Имомро (Фахри Розиро) дар ҳар илм таснифе муътабару машҳур аст ва ин шеър аз ӯст:

Эй дил зи ғубори ҷаҳл агар пок шавӣ,
Ту рӯҳи муҷарраде бар афлок шавӣ.
Арш аст нишемани ту шармат н-ояд,
К-ойиву муқими тӯдаи хок шавӣ.

(Аз маҷолис-ун-нуфасо. – С. 322).

Соҳиби «*Луғатномаи Деҳхудо*» рубоии мазкур ва абёти зеринро ба Фахруддини Розӣ нисбат додааст:

Он кас, ки бидонад ва бидонад, ки бидонад,
Аспи хиради хеш зи гардун биҷаҳонад.
Он кас, ки надонад, бидонад, ки надонад,
Ӯ лошахари хеш ба манзил расонад.
Он кас, ки надонад ва надонад, ки надонад,
Дар ҷаҳли мураккаб абадуддаҳр бимонад[77].

[77] Урватулло Тоиров ба ин монанд абётро зикр кардааст ва онро ба Абӯалии Сино нисбатдодашуда арзёбӣ кардааст:

Он кас, ки надонаду бидонад, ки бидонад,
Дар ҷаҳли мураккаб абадуддаҳр бимонад.
Он кас, ки надонаду надонад, ки надонад,
Аз мурда шумораш, ки касе зинда нахонад.

Урватулло Тоиров. Роҳе ба сӯи ғафлат. – Душанбе, 2007. – С. 16.

Агар бо ту насозад душман, эй дӯст!
Ту мебояд, ки бо душман бисозӣ.
Гарат ранҷе расад, махруш махрош,
Таваккал кун ба лутфи бениёзӣ.
Вагарна чанд рӯзе сабр фармо,
На ӯ монад, на ту, на Фахри Розӣ.

Дарвешӣ ҷӯю руй дар шоҳ макун,
В-аз домони фақр даст кӯтоҳ макун.
Андар даҳани мор шаву мол маҷуй,
Дар чоҳ бизию талаби ҷоҳ макун.

Чунонки аз рубоии охир бармеояд ҳолати зиндагонии Имом Фахруддини Розӣ, ба ин маъно созгор намеояд ва хеле аҷиб ба назар мерасад, ки бо вуҷуди рӯзгори хубу фарох доштанаш, чунин эътиқоде дошта бошад. Аммо эҳтимол меравад, ки ин рубоиро вақте гуфта бошад, ки дар ҳолати тангдастию нодорӣ қарор доштааст, ё ба хотири таскин ва дилбардории фақирону эҳтиёҷмандон суруда бошад. Ба ҷуз ин, дар баъзе китобҳо, аз ҷумлаи осори Имом Розӣ рисолаеро бо номи «Фи замми дунё» (Дар мазамммати дунё) ёд кардаанд, ки бо мазмуни ин рубои созгор меояд.

Дар шеъри арабие, ки мазмуни он бо эътиқоди динии Фахруддини Розӣ мувофақат дорад, чунин омадааст:

Ниҳояту иқдомил уқули иқолун,
Ва аксару саъйил оламина залолун.
Арвоҳуно фи ваҳшатин ъан ҷусумино,
Ва ҳосилу дунёно азан ва вуболун.
Ва лам настафди мин баҳсино тулу ъумрино,
Сиво ан ҷамаъно фиҳи қилу қолун.
Ва кам қад раайно мин риҷолин ва давлатин,
Фа боду ҷамиъан мусриъина ва золу.
Ва кам мин ҷиболин қад ъалат шуруфотиҳо,
Риҷолун фазолу вал ҷиболу ҷиболун.

Яъне:

Ниҳояти саъйи ақлҳо бар бунбаст расидан аст,
Бештари кӯшиши ҷаҳониён ба гумроҳӣ расидан аст.
Руҳҳои мо аз ҷисмҳоямон дар ҳарос аст,

Ва ҳосили дунёи мо озору гуноҳ аст.
Баҳрае наёфтем аз баҳсҳои дарози умрамон,
Ба ҷуз он, ки ҷамъ кардем қилу қол дар он.
Ва чи бисёр дидем мардони бузургу давлатҳоро,
Ки ба зудӣ гаштаанд пасту нобуд.
Ва басо кӯҳҳое, ки баландии онҳо баланд аст,
Мардоне, баланд шуданд, сипас нобуд, вале кӯҳҳо
боқианд.

## Бархе аз эроду танқидҳо нисбат ба Имом Фахруддин Розӣ

Агар ба таърихи гузаштагон назар андозем, дармеёбем, ки аксари бузургон хусусан аҳли илму адаб, мутафаккирону донишмандон, зиёиёну маорифпарварон мавриди ҳамлаи интиқод, озор, таҳқир ё худ маломати дигарон гаштаанд. Албатта, дар ҳар замон чунин аҳвол мушоҳида мешавад ва Фахруддини Розӣ ҳам аз ин гуна ҳамлаҳо дар канор намонда буд. Муаллифи китоби «Бузургони фалсафа» сабаби мавриди интиқод қарор гирифтани Фахруддини Розиро дар тозагии афкор ва мунозираву мубоҳисаҳои сахти ӯ маънидод кардааст: «Фахруддини Розӣ мавриди ҳамла ва интиқоди аксари донишмандон ва уламои муосири хеш буд. Ва ин бештар ба иллати хушунати вай дар баҳс ва тозагии афкори ӯ будааст. Дар китоби Мунозирот шаммае аз мубоҳисоти ӯро метавон дид»[78]. Имом Розӣ бо вуҷуди он, ки мартабаи баланди илмӣ дошт ва аксари донишмандон ба бузургӣ ва маҳорати устодии ӯ дар илмҳои фиқҳ, тафсир, усул, калом, ҳикмат ва ғайра иқрор доштаанд, нафароне низ пайдо шудаанд, ки ин мартабаро дар ҳаққи ӯ инкор кардаанд. Баъзеи онҳо аҳли дин будаанд, ки фақат дар асоси нассу нақл (ояту ҳадис) сухан гуфтаанд. Баъзеи дигарашон аҳли ҳикматанд, ки танҳо дар асоси ақлу бурҳон (далелҳои худ) сухан гуфтаанд. Қисми дигар орифону зоҳидон ва аҳли ишроқанд, ки дар баъзе афкори Имом Розӣ бо онҳо созгор наомадаанд ва ӯро мавриди танқиди худ қарор додаанд. Аз ҷумла Шаҳризурӣ соҳиби китоби «Нузҳат-ул-арвоҳ», ки худ равиши ҳакимони ишроқиро писандида ва Шайхи ишроқиёнро бузургтарин ҳакими ислом медонад, дар бораи Имом Фахруддини Розӣ гуфтааст: «Бо он ки Фахруддини Розӣ дар илми фалсафа ва ҳикмат тасниф ва

[78] Ҳенри Тумос (Мутарҷим Фаридуни Бадраҳоӣ). Бузургони фалсафа. – Теҳрон, 1386 .

таълиф намудааст ва дар муддати ҳаёташ машғул ба тадриси он будааст, боз наметавон ӯро аз ҷумлаи ҳукамои мутааххилин ва фалосифаи росихин маҳсуб дошт, зеро он эътирозот ва гумонҳое, ки ӯ бар суханони фалосифа ва ҳукамои пешин кардааст, пайдо аз зеҳни каҷи ӯ ва нафаҳмидани суханони онҳост. Агарчи аксари ин гумонҳо аз Абулбаракоти бағдодист, лекин Имом бо шоху барги зиёд онҳоро ба худ нисбат додаст ва ҷамъеро гумроҳ кардааст ва чун аз фаҳми румузоти (аломатҳои) ҳукамо оҷиз будаву аз ҳақоиқи ҳикмат бӯйе ба машоми ҷонаш нарасидааст, фақат қасд бар ин доштааст, ки суханони машоиёнро таҳрир ва тақрир намояд ва гоҳе мухтасар ва замоне муфассал ба шарҳу тафсил бинависад…». Соҳиби ин китоб дар ҷойи дигар аз забони яке аз рафиқони Имом Розӣ чунин овардааст: «Бар Имом дохил шудам, ӯро дар ҳолати ғаму андӯҳ дидам, сабабашро пурсидам ҷавоб дод, ки ман дар чанд масъала хато кардам ва то ҳол мепиндоштам, ки дуруст аст, лекин дарёфтам, ки хато будааст ва бар хатои фикри худ парешону ошуфтаҳолам…». Агар ин гуфтаҳо дуруст бошад, боз ҳам наметавон Имом Фахруддини Розиро каҷзеҳн ва ё аз ҷумлаи касоне шумурд, ки аз ҳикмат бӯйе набурда бошад, зеро иқрор бар хато ва ислоҳи он худ нишонаи бузургӣ аст. Басе донишмандоне ҳастанд, ки назарияю фарзияҳои нодуруст баён кардаанд. Ҳатто муҷтаҳидоне будаанд, ки дар райи худ ба хато рафтаанд ва наметавон онҳоро нодону каҷфаҳм гуфт. Пайғамбари ислом Муҳаммад (с) дар ҳадисе чунин фармудаанд: «Ҳар гоҳ муҷтаҳид дар ёфтану баровардани ҳукме талош кунад ва онро дурусту бехато дарёбад, барояш ду аҷр ва подош насиб мегардад, аммо агар кӯшишу талош кунад ва ҳукмро хатову нодуруст барорад, барояш як аҷру подош насиб мегардад»[79]. Муҳаддисон сабабашро чунин шарҳ додаанд, ки он касе ки ду аҷру подош дармеёбад, яке барои саъю кӯшиш ва дигараш барои амал кардани ҳақ ва дарёфтани ростӣ аст. Ва он муҷтаҳиде, ки як аҷру подош дар меёбад, ба хотири кӯшишу заҳмати кашидааш аст. Аз ин ҳадис бармеояд, ки ҳар касе, ки дар ҷустуҷӯйи илм заҳмат мекашад, аз аҷру савоб бенасиб намемонад ва наметавон ӯро ҷоҳил номид.

Соҳиби китоби «Равзат-ул-ҷаннат» дар бораи Имом Фахруддини Розӣ назари хубе надоштааст, чунки дар китобаш чунин овардааст: «Аммо он тавр, ки аҳли таҳқиқ ва назар мегӯянд, Фахруддини Розӣ аҳли таҳқиқ набуда, балки мадори таълифоти ӯ бар ҷамъ кардану

---

[79] Ривояти Имом Муслим 5 / 131. Шарҳи ақоиди аҳли суннат (Тарҷумаи Амирсодиқи Табрезӣ). – Санандаҷ: Интишороти Курдистон, 1380 ш.

тафсилоти гуфтори дигарон будааст ва шуҳрати ӯ дар баҳс ва мулзам сохтани ҷониби муқобили худ дар бадахлоқӣ ва бадзабонии ӯ будааст. Аксари вақтҳо тарафи муқобилро, ки дар истилоҳ «Монеъ» ё «Муноқиз» гӯянд, носазо мегуфта ва азият мекарда ва ба сабаби ӯ дар назди подшоҳ касе қодир ба мубоҳисаву муҷодалаи ӯ намешудааст, ҳатто он ҳангоме ки бо султон баҳс мекарда ба хашм меомадааст, лекин султон бинобар он ки шогирди ӯ будааст, сабру таҳаммул мекардааст… Аммо аксари он эродҳое, ки ӯ ба ҳикмати ҳакимони пешин кардааст, баргирифта аз навиштаҳои Абулбаракоти бағдодӣ аст ва он чи худ таълиф кардааст, ағлаб дар улумест, ки дар онҳо ҷоҳил буда ё басират надоштааст».

Пеш аз ин соҳиби китоби «Нузҳат-ул-арвоҳ» низ чунин гуфта буд, ки аксари гуфтаҳои Имом Фахруддини Розӣ пайдо аз гуфтаҳои Абулбаракоти бағдодӣ аст. Ҳоло менигарем ба шахсият ва мухтасари ҳоли Абулбаракот.

## Мухтасари ҳоли Абулбаракоти Бағдодӣ

Ҳиббатуллоҳ ибни Малко Абулбаракоти Бағдодӣ, дар асрҳои шашуми ҳиҷрӣ дар шаҳри Бағдод мезистааст. Дар илмҳои замони худ бисёр доно буда, маҳорати ӯро дар улуми табиӣ ва тиб зиёдтар зикр кардаанд. «Дар табииёт устоди ӯ (Ф. Розӣ) Абулбаракоти Бағдодӣ (мутаваффо 547 ҳ.қ.) буд»[80]. Абулбаракот дар шаҳри Бағдод, ки яке аз марказҳои илмию маданӣ ва фарҳангӣ ба шумор мерафт, ба мутолиаи китобҳои гуногуни муҳаққиқону муаррихон машғул мегардад ва китобе бо номи «Ал-муътабар» таълиф мекунад, ки дар он замон бисёр машҳур мегардад. Гуфтаанд, ки дар он китоб ба ғайр аз қисми риёзӣ, мантиқ ва табиию илоҳиро бисёр бо шарҳу тафсили хубе навиштааст. Дар бораи ба дини ислом гаравиданаш чунин гуфтаанд, ки яке аз подшоҳони салчуқӣ бемор мешавад ва Абулбаракотро барои табобат ба наздаш мехонад. Баъд аз муолиҷа ва табобати ӯ подшоҳи салчуқӣ шифо меёбад ва Абулбаракотро мавриди навозиши худ қарор дода ба ӯ бисёр туҳфаву бахшишҳои фаровоне ҳадя мекунад. Вақте ки Абулбаракот ба Бағдод бармегардад, шоире бо номи ибни Афлаҳ ӯро ҳаҷву масхара карда, дар ҳаққаш чанд мисраъ шеъре мегӯяд, ки мазмунаш чунин аст:

Моро табибест, ҳаргоҳ сухан гӯяд аҳмақиаш зоҳир аст,

[80] М. Шариф. Таърихи фалсафа дар ислом. – Теҳрон, 1365 ш. – С. 82.

Бероҳа мераваду саргардон аст.
Дар мартаба саге аз ӯ болотар аст,
Мепиндорӣ, ки аз ҳайрату саргардонӣ
Ҳаргиз раҳо нахоҳад ёфти.

Баъд аз шунидани ин ҳаҷвия ӯ ба ночор мусулмон мегардад. Дар табобату дармон кардани беморон бисёр маҳорату шуҳрати хосае доштааст, ки бисёри маризону ранҷурон аз табобату муолиҷаи ӯ шифо ёфтаанд. Ӯ пеш аз фаро расидани маргаш васият мекунад, ки бар санги мазораш чунин нависанд: «Ин қабри ягонаи замон Абулбаракот, соҳиби китоби «Ал-муътабар» аст, ки дорои ибратҳост».

Дар асл Абулбаракот яке олимони замони худ ва дорои сабру таҳаммули қавӣ будааст. Агар Имом Розӣ аз китоби ӯ ё аз афкору гуфтаҳои ӯ чизе дар осори худ истифода карда бошад, ҳеҷ ҷойи таъну маломат нест, ба монанди баёни раъйи ӯ оид ба вуҷуди Ҷин. «Ҳадди Ҷин он аст, ки гӯянд ҳайвонест ҳавоӣ, ки қодир бувад бар он, ки худро ба шаклҳои мухталиф кунад ва уқалоро дар ҳастии ӯ ихтилоф аст. Бештари аз фалосифа мункири ӯ бошанд ва бештар аз мутакаллимон исботи ӯ кунанд ва Абулбаракоти Бағдодӣ дар он мутаваққиф будааст»[81]. Ё ин ки дар китоби «Ал-бароҳин» дар масъалаи 29 зимни шарҳ ва баррасии исботи хало (холигӣ, фазо) чунин овардааст: «Мурод аз хало он аст, ки ду ҷисм бошанд чунон ки мумоси (расандаи) якдигар набошанд ва дар миёни эшон ҷисми дигар набошад, ки мумоси эшон бошад. Ва аксари фалосифа онро мункиранд, магар Абулбаракоти Бағдодӣ, ки ӯ мусбити (собит кунандаи) хало аст…»[82], зеро қариб ҳамаи навиштаҳои донишмандон чи шоирону чи нависандагон, дар заминаи асарҳои пешиниён эҷод гаштаву комилтар шудаанд ва аз мазмуну мундариҷаи нав низ бархӯрдор гаштаанд. Чунон ки соҳиби китоби «Фалсафа дар эрони бостон» мегӯяд: «…ҳеҷ айбе надорад, ки касе китобе бихонад ва аз матолиби он дар китоби худ биёварад, зеро аввалан тору пуди ҳар китобе аз иқтибосоти муаллиф аз дигарон ва изофоте, ки худ дарёфта бар он китоб меафзояд, ташкил меёбад. Ва ҳеҷ кас иддио наметавонад кард, ки ман китобе навиштаам, ки дар он аз осори таҳқиқ ва натоиҷи фикрии дигарон моя нагузоштаам… Сонияи бисёре аз матнҳои форсӣ ва

---

[81] Имом Фахруддини Розӣ. Ҷомеъ-ул-улум. – Тошканд, 1913 м. (1315 ҳ.).
[82] Фахруддини Розӣ. Бароҳин-ул-боҳия (дастхати форсӣ), Китобхонаи миллии Тоҷикистон, № ИНВ 1833. – 267 с.

арабие дорем, ки муаллиф аз дигаре нақл карда, вале эҳтимоли интиҳол (нисбат додан) надодаанд, бо он ки муаллиф аз китобе, ки истифода карда, номе ҳам набурдааст. Монанди бисёре аз иборати «Мақосид-ул- фалосифа»-и Имом Ғаззолӣ, ки айнан ё мухтасар таъбир аз китоби «Наҷот»-и Ибни Сино аст». Ин маъно дар гуфтори Мавлоно низ ҷой дорад. Бузургони адаб, ба вижа Мавлоно омӯзиш, таъсир ва илҳом гирифтанро аз осори гузаштагон ё ҳамзамонон пинҳон намекунанд, балки ба хоксорӣ аз манзалати эшон ёд мекунанд. Чунончи:

Ман он Мавлои Рӯмиам, ки аз назмам шакар резад,
Валекин дар сухан гуфтан ғуломи Шайхи Атторам.
Ё:
Аттор рӯҳ буду Саноӣ ду чашми ӯ,
Мо аз пайи Саноиву Аттор омадем.
Лоиқ мегӯяд:
Ало девони Ҳофиз, ҳофизам бошӣ зи ҳар марге,
Ало девони Мавлоно, маро ту зинда хоҳӣ дошт.

Таъсир ва баҳра бардоштан байни бузургони шеъру адаб, асосан дар партави маънӣ сурат гирифта, масоили инсоншиносӣ ва ахлоқи инсонгароӣ эҷодиёти онҳоро ба ҳам мепайвандад[83].

Нозир Арабзода низ дар рисолаи худ доир ба ташаккул ва таҳаввули афкори Фахруддини Розӣ ва истифодаи ӯ аз осори гузаштагону таъсири онҳо дар афкори ӯ чунин овардааст: «Роҳи ташаккул ва таҳаввули афкори Фахруддини Розӣ хеле мураккаб, печида ва зиддиятнок аст. Мутафаккир чунон, ки дар «Китоб-ул-фирақ фи шарҳи аҳволи мазоҳиб ил-муслимин в-ал мушрикин» таъкид намудааст, вақти машғули омӯхтани калом буданаш асарҳои Арасту ва Абӯали Синоро низ бо иштиёқи фаровон мутолиа мекардааст. Омӯзиши ҷиддии таълимоти Абӯали ибни Сино ва файласуфони дигар, аз ҷумла Абулбаракоти Бағдодӣ ба ташаккули андешаҳои Фахруддини Розӣ, албатта, бетаъсир намонд. Чунончи, асари машҳури вай «Ал-мабоҳис ул-машриқия», бешубҳа дар пайравии «Китоб-уш-шифо»-и Абӯали ибни Сино таълиф гардида...»[84].

Баъзе аз мутафаккирони «Машшоӣ» низ дар бораи Имом Фахруддини Розӣ андешаҳои худро баён доштаанд, ки аз таъну таҳқир

[83] Муродов М. Аз се шохаи як илм. – Душанбе: Истеъдод, 2014. – С. 124.
[84] Арабзода Н. Фахруддини Розӣ. – Душанбе: Ирфон, 1993. – С. 57.

холӣ нест. Яке аз шарҳҳое, ки Имом Розӣ навиштааст, ин «Лубоб-ул-ишорот» бар китоби «Ал-ишорот»-и Ибни Сино мебошад. Имом Розӣ бо ҳамон шеваи хоси худ, ки аз интиқод ва шарҳу тафсил додани баъзе ҷойҳо, инчунин хулоса кардани баъзеи дигар ҷойҳо иборат аст, китоби мазкурро шарҳ додааст. Баъд аз Имом Розӣ Муҳаққиқи Тусӣ (соли вафот 672 ҳ. қ.) «Ал-ишорот»-ро шарҳ додаст ва бисёре аз эътирозотеро, ки Имом Розӣ пеш оварда буд, ҷавоб додаву мухолифати худро зоҳир сохтааст. Ӯ дар ҳаққи Имом Розӣ андешаронӣ карда гуфтааст, ки Фахруддини Розӣ китоби «Ал-ишорот»-и шайх Ибни Синоро шарҳ додаст ва кӯшидааст, ки ҷойҳои пӯшидаи онро равшан гардонаду мушкилоти онро осону фаҳмо созад, аммо афсус, ки ба ғайр аз рад кардан ва шикастани қавоиди ӯ бисёр муболаға карда, аз ҳад берун рафтааст. То ҷое, ки аз ибороти зер маълум мешавад ӯро на ҳамчун «шореҳ» балки ҳамчун «ноқиз» ном бурдааст. «…Аз ин рӯ яке аз зарифон «Шарҳ»-и ӯро «Ҷарҳ» хондааст. Бо ин ки шореҳонро шарт он аст, ки нисбат ба он чи шарҳи онро ба уҳда гирифтаанд, то ҳадди иститоат ва имкони худ бикӯшанд ва он чи тафсири онро уҳдадор омадаанд бар ваҷҳе, ки имкон дорад ба дифоъ бипардозанд, то «шореҳ» бошанд на «ноқиз» ва «муфассир» бошанд на «мутаарриз (монеъу мухолиф)…». Чуноне ки мебинем ин суханро аз номи яке аз зарифон баён кардааст на аз ҷониби худ, зеро ӯ дар шарҳи навиштаи худ нисбати Имом Розӣ одобро риоя намуда, бо як эҳтироми хосса ӯро «шореҳи фозил» ном бурдааст: «…Маъонӣ ва мақосиди китобро равшан созам ва умуреро, ки бар мабонӣ ва қавоиди он мубтанӣ аст ва ман онро аз устодони муосир ва бузургони пешин омӯхта ва ё аз шарҳи Имом Розӣ ва дигар китобҳои машҳур истифода кардам ва ё ба назари қосири худ истинбот намудаам, биёварам ва ба ҷавоб аз баъзе эродоти фозили шореҳ, ки нисбат ба матолиби китоб ворид нест ишора кунам ва онҳоро, ки ворид аст ба риояти инсоф мавриди эътироз қарор диҳам…».

Имом Фахруддини Розӣ куллиёти «Ал-қонун»-и Ибни Синоро низ шарҳ додаст. Алломаи Шерозӣ (с.в. 710 ҳ.қ.) ҳамаи он эродоту эътирозотеро, ки Имом Фахруддини Розӣ овардааст, зоҳир сохтаву рад кардааст. Ба ғайр аз Имом Розӣ дигар ҳамасронаш низ дар бораи ин китоб фикру андешаҳои худро баён карда, баъзе мушкилоти худро пеш овардаанд. Имом Розӣ аз ҳамаи онҳо огоҳӣ доштааст ва дар ин амал ба дифоъ аз Шайхурраис ибни Сино баромада, онҳоро ба риоя кардани одоб ва тарс аз Худо хондааст. Соҳиби китоби «Осор-ул-

билод» Закариё Муҳаммад ибни Маҳмуди Қазвинӣ (с. в. 682 ҳ. қ.) ҳикоятеро нақл кардааст, ки мазмуни он чунин аст: Имом Фахруддини Розӣ ба шаҳри Бухоро меравад. Дар он ҷо мешунавад, ки яке аз мударрисони шаҳр ба «Ал-ишорот»-и шайх Ибни Сино чандин эродҳои худро баён доштааст, аммо аз сабаби он ки Имом Розӣ дар шаҳр истиқомат мекардааст, онҳоро ошкор насохта ва ҳатто ба шогирдони худ махфӣ доштани онҳоро супориш додаст. Имом Розӣ аз ин аҳвол бохабар шуда, яке аз шогирдони ӯро бо роҳе розӣ мекунонад, ки навиштаҳои устодашро танҳо барои як шаб ба ӯ амонат диҳад. Фахруддини Розӣ дар як шаб ҳамаи он навиштаҳоро ҳифз мекунад. Сипас ба назди он мударрис рафта ҳамаи эродҳои гирифтаи ӯро як ба як бозгӯ карда, посухҳояшро ба ӯ мегӯяд ва мақсади Шайхурраис ибни Синоро равшан месозад. Дар охир хитоб ба ӯ карда чунин мегӯяд: Оё аз Худо наметарсӣ, ки нафаҳмидаву надониста ба он бузургвор эрод мегирӣ ва ба хаёли худ тафсири нодуруст мекунӣ? Ӯ дар ҷавоб мегуяд: Гумон мекунам, ки шумо Фахруддини Розӣ ҳастед. Имом Розӣ мегуяд: Гумонат дуруст аст[85].

Қаблан зикр гардида буд, ки Мавлоно Ҷалолуддини Балхӣ Имом Розиро бисёр сутудаву таъриф карда буд, дар ин хусус, ки Фахруддини Розӣ барои исботи ҳақ ҳазорҳо далел меорад ва баёни ӯ бисёр зебову ороста аст, аммо дар баъзе мавридҳо равиши фикрии ӯро написандаааст ва ӯро мазаммат кардааст:

Пойи истидлолиён чубин бувад,
Пойи чубин сахт бетамкин бувад.
Сад ҳазорон з-аҳли тақлиду нишон,
Афкандшон ним ваҳме дар гумон.
Андар ин раҳ гар хирад раҳбин будӣ,
Фахри Розӣ роздони дин шудӣ…
Бо чунин айбу нигориш, эй аҷаб,
Фахруддин хоҳад, ки гӯяндаш лақаб.

Аксари олимону пажӯҳандагон бар ин андешаанд, ки баъзе аз он эроду танқидҳое, ки ба Имом Фахруддини Розӣ равона шудаанд, бетаҳқиқ ва бемаврид будаанд. Аз ҷумла доктор Муҳаммадсағир Ҳасани Маъсумӣ муҳаққиқи китоби «Ан-нафс ва рӯҳ ва шарҳу қувоҳумо»-и Имом Розӣ дар асоси манбаъҳои мавҷуда гуфтааст, ки

[85] Закариё ибни Муҳаммад ибни Маҳмуди Қазвинӣ. Осор-ул-билод ва ахбор-ул-ибод. – Бейрут, 1960 м. – С. 146.

имоми машҳур ибни Таймия (р.ҳ.) аз осори Имом Фахруддини Розӣ фаровон истифода бурдаву баъзе далелҳои зоҳири Имом Розиро дар таснифоти худ ҷой додаст. Лекин гоҳ гоҳе ба ӯ эрод гирифтааст. Масалан, дар ҷойе чунин мегӯяд, ки Имом Розӣ дар ин масъала (масъалаи мавриди баҳс) нуқсон ва нодурустии ҳуҷҷату далелҳояшро ошкор кардааст, лекин ҳуҷҷатеро, ки худ овардааст, заифтар аз онҳо мебошад[86]…Акнун чун нек андеша карда шавад, зоҳир мегардад, ки ибни Таймия дар ин маврид назари ҷолибу мунсифонае баён накардааст, зеро вақте ки Имом Розӣ нодурустии ҳуҷҷатҳои ҷониби муқобили худро ошкор сохтааст, пас ҳеҷ маъное надорад, ки гуфта шавад, далелҳои Имом Фахруддини Розӣ аз онҳо дида заифтаранд…

Нависандаи китоби «Ниброс», шарҳи ақоиди Насафӣ Мавлоно Муҳаммад Абдулазиз дар китоби мазкур чунин овардааст,ки яке аз бузургон бо номи Шайх Ҷалолуддин гуфтааст: «Ман дар хоб ҳазрати Муҳаммад (с)-ро дидам ва аз ӯ пурсидам, чӣ мефармоед дар ҳаққи Фахруддини Розӣ? Дар ҷавоб гуфтанд: Марде буд, ки ба мақсудаш расид»[87]. Ҳошиянигори ҳамин китоб Мавлавӣ Муҳаммади Бархӯрдор дар ҳошияи китоб гуфтааст, ки шореҳ яъне соҳиби «Ниброс» дар китоби дигари худ бо номи «Ёқут» аз Шайх Рукнуддин нақл кардааст, ки ҳазрати Муҳаммад (с)- ро дар хоб дидам ва аз ӯ дар бораи Имом Фахруддини Розӣ савол кардам, ӯ дар посух фармуданд: Мардест, ки гирифтори итобу сарзаниш гаштааст. Акнун ин таъоруз ва тазодро Мавлави Муҳаммади Бархӯрдор бо назари некбинонаи худ дар асоси ояти 18 сураи «Зумар», ки дар он омадааст: «Касоне, ки суханро мешунаванд, пас ба некӯтарини он пайравӣ менамоянд…», бартараф сохтааст, яъне сазовор аст барои шахси некбину некхоҳ, ки аз ин ду қавл онеро ихтиёр намояд, ки дар он хубиро дарёфта бошад… Саидмуҳаммад Боқири Сабзворӣ андешаҳои худро дар бораи Фахруддини Розӣ чунин иброз доштааст: Ин ҷониб нисбат ба Фахри Розӣ бадбин нестам, ба вижа пас аз он ки васиятномаи ӯро хонда ва тарҷумаи онро дар муқаддимаи «Рисолаи камолия» дар зимни шарҳи ҳоли ӯ овардам. Агар дуруст аст, ки мардумро ба суханони охири умр бояд шинохт, чи (чунки) дар бистари марг он чи гуфта мешавад ҳикоят аз малакоти шахс мекунад ва Фахри Розӣ дар ин мавқеъ гӯяд: «Ҳар кас ҳар чӣ мехоҳад бигӯяд, Худо доно аст, ки мақсуди ман ҷидол,

---

[86] Доктор Муҳаммадсағир Ҳасани Маъсумӣ. Муқаддимаи китоби «Ан-нафс ва-р- руҳ ва шарҳу қувоҳумо». – Фахруддини Розӣ. – Исломобод, 1388 ш. (1968м).

[87] Мавлоно Муҳаммад Абдулазиз ибни Аҳмад. Ниброс ли шарҳил ақоид. – Нашри китобхонаи «Саъдия».

худситой ва худнамой набуд, балки ба манзури кашфи ҳақиқат баҳси илмӣ мекардам». Дар шарҳи ҳоли ӯ ақидаи худро дар ҳусни эътиқод ва некии оқибати ӯ овардаам ва гуфтаам, ки агар касоне дар бораи ӯ мутаваққиф шаванд ва ё ба ихтилоф сухан гуфта бошанд, ҳақ доранд, чунки Фахруддини Розӣ зиндагонии мухталиф доштааст ва авохири умр ба куллӣ масири худро тағйир дода ва дидаи дилаш боз ва рози муҳимро кашф карда ва ин ҳақиқатро аз хилоли калимоташ дар кутуби фаровон меёбед[88]. Саидмуҳаммади Сабзворӣ дар ниҳояти ибрози андешаҳояш Фархуддини Розиро аз ҷумлаи беҳтарин донишмандон ва муҳаққиқон шумурда, саҳми ӯро дар  ба ҳам овардани калому фалсафа бештару боризтар баён кардааст: «Пас аз нақли ин ҳама аҳвол ман ба Фахри Розӣ алоқа пайдо карда ва таҳқиқан ӯро як фарди муҳаққиқ ва як марди донишманд медонам. Вале мегуям, ки саҳми бузурге аз таҳаввули калом ва таҳвили он ба фалсафа ва таҷзия ва таҳлили ҳар ду насиби ӯст ва беҳтар аз дигарон аз уҳда баромадааст. Ҳар кас тафсири кабирро нек дида бошад, хуб медонад, ки дар ин гуфтор муболиға накардаам»[89].

Гуфтан ба маврид аст, ки Фахруддини Розӣ донандаи тамоми улуми замони худ буда, дар ҳар фанне аз фунуни онвақта таълифоте кардааст, ба хусус дар ахлоқ ва фалсафа. Аммо дар таърихи фалсафаи форсу тоҷик, намояндаи фалсафаи калом, яъне фалсафаи динӣ маҳсуб гашта, ба эътибори имконот ва муҳити сиёсиву иҷтимоии замони худ, назария ва афкори хешро хело хуб тавсеа бахшидааст. Ӯ бештар аз дигар мутакаллимон ба баъзе афкор ва таълимоти фалсафаи машшоӣ ва пайравони онҳо, изҳори назар кардааст. Албатта, омӯзиш ва таҳқиқи мукаммали аҳволу осор ва афкору назариёти ӯ аз манфиат бархӯрдор буда, дар такмили маънавиёти инсонӣ нақши босазое хоҳад дошт.

## Фирқаи «Карромия» ва баёни баъзе  ақоиди ботили онҳо

Чун Фахруддини Розӣ бо фирқаи «Карромия» бисёр баҳсҳову мунозираҳои илмӣ дошт ва ҳатто, ба қавли баъзеи муаррихон, ин рӯёрӯйиҳо сабаби заҳролуд гаштани Имом Фахруддини Розӣ аз ҷониби онҳо шуда буд, муносиб донистем, ки дар бораи ин фирқа ва

[88] Фахруддини Розӣ. Тасҳеҳ ва муқаддимаи Саидмуҳаммад Боқири Сабзворӣ. Ал-бароҳин дар илми калом. – Теҳрон, 1341.
[89] Маъхази қаблӣ.

баъзе аз ақоиди нодурусти онҳо маълумоти кӯтоҳеро пешниҳод намоем.

Пайдоиши ин фирқа ба замони ҳукумати Тоҳириён рост меояд, ки баъдан дар қаламрави Сомониён, ба хусус дар шаҳрҳои Нишопуру Ҳирот ва атрофи он ривоҷ мегирад. Мансубияти ин фирқа ба номи «Карромия» ба эътибори раис ва пешвои он Абӯабдулло Муҳаммад ибни Карром мебошад, ки дар яке аз деҳаҳои Заранҷи Сиистон ба дунё меояд ва ҳамон ҷо ба воя мерасад. Баъд ба Хуросон рафта илм меомӯзад. Сипас ба шаҳри Макка сафар карда, тақрибан панҷ сол он ҷо мемонад ва баъд ба Сиистон бармегардад, аммо аз он ҷо ронда мешавад ва дар Нишопур мондагор мегардад. Ӯ дар рӯзгори Муҳаммад ибни Тоҳир дар шаҳри Нишопур ба хотири нишон додани зуҳду тақво, бисёре аз мардумро пайраву тобеи худ месозад. Аз ин хотир муддати ҳашт сол зиндонӣ мешавад. «Дар он ҷо ба сабаби ақоиди бидъатомез ва илтиқотӣ ба дасти амирони тоҳирӣ, аз ҷумла Тоҳир ибни Абдуллоҳ ибни Тоҳир (ҳ. к. 230-248қ./ 844-862 м. ) ва Муҳаммад ибни Тоҳир (ҳ.қ. 248-259 қ/ 862-873 м.) ба зиндон афтод ва ҳашт солро дар ҳабс гузаронд Ибни Карром пас аз озодӣ аз зиндон аз Нишопур ихроҷ ва дар 251 қ./ 865 м. роҳии Шом шуд ва саранҷом дар Байтулмуқаддас даргузашт»[90]. Вафоти ӯро дар аксари китобҳо дар соли 255ҳ.қ. / 869 м. баён кардаанд.

Пайравони ин фирқа ба 12 тоифа ҷудо мешудаанд, ки муҳимтарини онҳо шаштоянд: 1. Обидия 2. Туния 3. Зариния 4. Исҳоқия 5. Воҳидия 6. Ҳайсамия ва ҳар яке аз инҳо, раисони махсуси худро доштаанд. Аз ҷумлаи ақоиди ботилашон ин будааст, ки гуё зоти Худованд дорои ҷисм аст ва ҳамчунин барои зоти Худо ҳадду ҳудудро қоил будаанд ва ӯро маҳалли ҳаводис медонистаанд. Ба ин маъно, ки сухани Худованд ва тааллуқи иродаи ӯ ба ашё ва идроки диданиҳо дар ӯ эҷод мешавад ва бархе аз онҳо нобуд кардани аҷсомро маҳол медонистаанд. Яке аз дигар ақоиди ботилашон ин будааст, ки агар Худованд аз оғози мукаллаф шудани башар то рӯзи қиёмат ба фиристодани як пайғамбар иктифо мекард ва шариъаташ ҳам идома меёфт, ҳаким намебуд. Худи Муҳаммад ибни Карром эътиқод доштааст, ки зоти Худо бар арш қарор гирифтааст ва метавон исми ҷавҳарро ба ӯ раво дид, яъне метавон ӯро ҷавҳар гуфт. Ӯ дар китоби «Азоб-ул-қабр»-и худ гуфтааст, ки Худо дар зот ва ҷавҳари худ ягона

[90] Муҳаммадризои Ноҷӣ. Фарҳанг ва тамаддуни исломӣ дар қаламрави Сомониён. – Душанбе, 1390 ш. – С. 762, 763.

буда, болои арш қарор гирифтаст. Ва баъзе гуфтаанд, ки ӯ ҳулул ва таносухро ҷоиз медонистааст… Яке аз ақоиди онҳо ба ин рафтааст, ки имон танҳо ба забон овардани шаҳодатайн аст, бе он, ки эътиқоди қалбӣ ва амал дар он дахолат дошта бошад. Эътиқоди дигари онҳо чунин будааст, ки иртикоби кабоир ба ҷуз дурӯғ барои пайғамбар (с) ҷоиз аст[91].

Албатта, боварии фирқаҳои «Карромия» ва «Мушаббиҳа» бар ин, ки Худованд бар арш қарор гирифтаву ҷойе аз онро ишғол кардааст ва ҳам монанди подшоҳе, ки бар тахт нишастаасту муттасил бар арш аст ва дорои ҷисму сурат аст, дар асоси даъво ва фаҳми нодурусти онҳо аз ояти 5-и сураи «Тоҳо» сарчашма мегирад. Баъзеи дигарашон гумон кардаанд, ки Худованд дорои ҷиҳати боло буда, бар арш қарор гирифтааст бе он, ки ҷойе аз онро ишғол карда бошад ё ба он муттасил шуда бошад. Худованди Таоло дар ояти мазкур фармудааст: «Худованди раҳмон бар арш истиво ёфт…». Фирқаҳои «Карромия» ва «Мушаббиҳа» истиворо ба маънои: қарор гирифт, ҷойгир шуд, тарҷумаву маънӣ кардаанд. Уламои аҳли суннат дар бардошти маънӣ ва нодурустии ақоиди онҳо посух додаанд, аз ҷумла гуфтаанд:

1. Ба далелҳои маълум собит аст, ки Худо азалӣ буда, олам ҳодис, яъне офаридаи Худо аст ва арш ҷузъе аз олам аст, пас агар Худо бар арш қарор гирифта бошад, лозим меояд, ки бар он фуруд омада бошад ва ба монанди он ҳодис бошад дар ҳоле, ки Худо воҷибалвуҷуди азалӣ аст.

2. Худованд пеш аз арш мавҷуд буда, агар бар арш қарор гирифта бошад дар натиҷа муҳтоҷ ба он аст, пас арш бояд мавҷуди азал бошад, дар ин сурат мавҷуди қадиму азалӣ мутаъаддид (ду ё зиёд аз он) мешаванд, ки бинобар далели тамонуъ маҳол ва ботил аст…

3. Худованд аз азал пеш аз пайдоиши арш холиву орӣ аз макон будааст, пас агар баъд аз пайдоиши арш бар он қарор гирифта бошад, лозим меояд, ки ҳоли Худованд тағйир ёфта бошад, чунки замоне дар макone набуда ва замоне дар макон қарор гирифта бошад ва тағйири ҳол аз сифати махлуқот аст ва Худованд аз ин сифат муназзаҳу пок аст.

4. Агар Худованд дар макон қарор гирифта бошад, ё баробари он ё камтар аз он аст ва дар ҳар ду сурат лозим меояд, ки ниҳояте дошта бошад, ҳол он ки Худованд аз ин сифат поку мубарро аст, чунки

[91] Ҳамон ҷо. – С. 274.

ин сифат аз хосаҳои аҷсом ва аъдоду maқодир аст ва ё ин, ки Худованд зиёдтар аз макон бошад ва ҷузъе аз ӯ дар макон қарор гирифтаву ҷузъи дигари ӯ хориҷ аз макон ва аз ин ҳолат таҷзия (ҷузъ ҷузъ шудан)-и Худованд лозим меояд, ки зоти Худованд аз таҷзия шудану макон гирифтан муназзаҳу пок аст…

Дар забони арабӣ вожаи истиворо бар чанд маъно ба кор бурдаанд:

1.Ба маънои қарор гирифтан монанди ояти 44 сураи «Ҳуд», ки дар он чунин омадааст: «Киштии Нуҳ(а) ба куҳи Ҷудӣ қарор гирифт».

2.Ба маънои қасд ва ирода монанди ояти 11-и сураи «Фусилат: Баъд аз он ирода кард Худованд офариниши осмонро».

3. Ба маънои комил шудан монанди ояти 14-и сураи «Қасас: Вақте, ки Мусо (а) рушди ҷисмонӣ ёфт ва хираду андешааш комил гардид…».

4. Ба маънои истило ва ғалаба монанди ояти 5-и сураи «Тоҳо: Худои меҳрубон бар арш ғалаба ва истило ёфт (яъне баъди пайдоиш онро дар қабзаи қудрати хеш гирифт»).

5. Ба маънои баробар будан монанди ояти 19-и сураи «Фотир: …Баробар намешавад шахси нобино ва шахси бино».

6. Ба маънои рост шудан монанди ояти 6-и сураи «Наҷм : Пас рост истод дар ҳоле, ки дар ҷиҳати баланд қарор дошт».

Пас, ҳар вақто ки лафзи истиво дарбаргирандаи маъноҳои гуногун бошад, наметавон онро ба як маъно ихтисос дод ва ба унвони далел ва ҳуҷҷати саҳеҳ пеш овард чунки ҳар гоҳ дар далелу ҳуҷҷат эҳтимоле пайдо шавад, наметавон онро ҳамчун як ҳукми қатъӣ қабул кард. Аз ин рӯ истидлоли фирқаҳои «Карромия» ва «Мушаббиҳа» бо фаҳми нодурусташон аз ин далел хато ва иштибоҳ аст.

Ақоиди фирқаи мазкур бо усули ақидавии мазоҳиби машҳури онвақта, монанди ашъария, мотуридия, муътазила, исмоилия зидду мухолиф буда, пайваста миёни онҳо баҳсу мунозира ва ҳатто мунозиа (даргирию кашмакаш) сурат мегирифтааст. «Карромия аз ҷиҳати баъзе ақоид махсусан ҷисм будани Худо ва шабеҳ будани ӯ ба махлуқот, аз суйи аҳли суннат такфир шудааст»[92]. Муаллифи «Фарҳанг ва тамаддуни исломӣ дар қаламрави Сомониён» қавлеро ба нақл аз сарчашмаҳои таърихӣ ва нишондоди онҳо баён доштааст, ки карромиён дар аҳкоми фиқҳӣ аз Аҳноф пайравӣ мекардаанд:

---

[92] Муҳаммадризои Ноҷӣ. Фарҳанг ва тамаддуни исломӣ дар қаламрави Сомониён. – Душанбе, 1390 ш. – С. 763.

«Карромиён мардумони аҳли зуҳду ибодат ва дар фиқҳ пайрави мазҳаби ҳанафӣ будаанд ва дар шаҳрҳое чун Фарғона, Хутал, Ҷузҷон, Марвруд ва Самарқанд хонақоҳое таъсис карданд»[93].

Ба ҳар ҳол мубоҳисаву мунокишаи ин фирқа бо дигар мазоҳиб то замони ҳуҷуми Муғул хеле тезу тунд ҷараён доштааст. Ҷараёни бархе аз мубоҳисаву мунозираҳои рухдодаро, ки ҳатто баъзеи онҳо сабаби дастгирии ҳокимони онвақта шудаанд, доктор Муҳаммадризои Ноҷӣ чунин баён доштааст: «Дар авосити садаи чаҳоруми қ. / даҳуми м., ки Абӯ Мансур Муҳаммад ибни Абдурразоқи Тусӣ дар Нишопур ба сар мебурд, карромия аз гурӯҳҳои муташаккили шаҳр буданд, ки дар масоили ибодӣ ва аҳкоми хоси худ амал мекарданд. Ақоиди ин гурӯҳ ба ҷиҳати тазод бо усули эътиқодии шиа ва ҳамчунин ҳанафиён ва шофеиён, ки мазҳаби ашъарӣ ё мотуридӣ ва ё муътазиларо гардан ниҳода буданд, ба сурати муъзале ҳамвора мавриди баҳс ва мунозира ва аҳёнан мунозиа буд.

Дар (соли) 370 қ. / 981 м. Абдулқодири Бағдодӣ, донишманди барҷастаи исломӣ, дар маҷлиси Носируддавла Абдулҳасан Муҳаммад ибни Иброҳими Симҷур - сипаҳсолори сомонӣ ҳузур ёфт ва бо Иброҳим ибни Муҳоҷир аз бузургони карромия дар бораи эътиқоди ӯ ба ин, ки «асмои (номҳои) илоҳӣ ҳамчун ҳар исми дигар, аърозе ҳастанд, ки дар зот, ҳол ва ҳодис мешаванд ва ҳар як ғайр аз дигаре аст» мунозира кард. Бағдодӣ гузорише аз ин гуфтугӯро оварда ва аз фазоеҳи (айбҳои) аҳли карромия сухан гуфтааст.

Дар ҳудуди 387 қ. / 997 м., ки Сабуктегин – волии Ғазна ба Балх омад, уламоро барои мунозира бо карромия даъват кард. Дар он ҳангом, Абдулқосим Абдуллоҳ ибни Абдуллоҳ ибни Абдуллоҳи Назрӣ, ки олими сахт мутаасиб буд ва қазои Марв ва Нафасро бар ӯҳда дошт, дар посух ба саволи Сабуктегин, ки назарашро дар бораи ин «зуҳҳод ва авлиё» пурсида буд, ҳукм ба такфири карромия кард. Ӯ ҳатто бе муҳобот гуфт: «Агар амир Сабуктегин, бо онон ҳам ақида бошад ҳукм ҳамон аст». Амир, ки аз ин изҳори назари тунд барошуфта буд, Назрӣ ва ҳамроҳонашро кӯбид ва зиндонӣ кард. Ин гузориш гӯёии он аст, ки карромия бо зоҳири зоҳидмонанди худ тавониста буданд ақоиди худро тарвиҷ ва дар дили ҳокимони қудратманде, чун Сабуктегин нуфуз кунанд. Чунон ки котиби чирадаст ва муқарраби ӯ – Абулфатҳи Бустиро маҷзуби хеш сохтанд.

---

93 Ҳамон манбаъ.

Аз сӯйи дигар карромия вафодории худро ба дастгоҳи хилофат расман иброз намуданд. Дар 382 қ. / 991 м., ки Тоеъ – халифаи аббосӣ дар Бағдод халъ гардид ва Қодир ба ҷойи ӯ мансуб шуд, Абӯмуҳаммад Абдусалом ибни Муҳаммад ибни Ҳайсам, аз бузургони карромияи Нишопур, ки ҳайсамия аз фирақи карромия ба ӯ мансубанд, ҷулуси ӯро ба хилофат дар хутбае таҳният гуфт ва аз ҳукумати Маҳмуд писари Сабуктегин ба унвони волии дастнишондаи халифа дар Хуросон тақдир намуд. Аз ин рӯ, бо зуҳури давлати Ғазнавиён карромия нерӯ гирифтанд. Сабуктегин аз Исҳоқ ибни Мамшод (Маҳамшод) саркардаи зоҳиди фирқаи карромияи Нишопур ҳимоят кард. Пас аз Исҳоқ, писараш Абӯ Бакр (421 қ. / 1030 м.) ба раёсати карромия расид ва назди султон Маҳмуд пойгоҳи рафеъ ёфт. Ба ин тартиб бозори карромия дар Нишопур равнақ гирифт ва фишори ин гурӯҳ бар аҳли суннат ва шиъа афзун шуд.... Фитнаи карромия дар Нишопур боло гирифт ва султон Маҳмуд дар пайи эътирози умумӣ ногузир шуд, то бо кӯтоҳ кардани дасти онон оромишро ба шаҳр бозгардонад. Муҳаммад ибни Ҳасан ибни Фураки Исфаҳонӣ (406 қ. / 1016 м.) фақеҳ ва мутакаллим ва нависандаи шофеъӣ низ ба шиддат бар карромиён ҳамла мекард ва дар радди ақоиди онон мекӯшид. Аз ин рӯ, ба сабаби фитна ва ошӯби карромиён гирифтори ранҷ шуд. Вай ба Ғазна даъват шуд ва дар мунозироте бо карромиён ширкат кард, аммо дар бозгашт, байни роҳ масмум шуд ва дар с. 406 қ. / 1016 м. даргузашт.

Бо ин вуҷуд, кашокашии карромия бо дигар фирақи исломӣ аз миён нарафт ва то талошии комили ин фирқа, ки эҳтимолан муқорини ҳамлаи муғул будааст, идома ёфт[94].

## Мероси илмии Фахруддини Розӣ.

Ҳамон гунае, ки пештар ёдовар шудем, Имом Фахруддини Розӣ бо вуҷуди ба таълиму тадрис, баҳсу мунозира, мавъизаву суханронӣ ва корҳои девонӣ машғул буданаш, пайваста ба таълифу тасниф ва шарҳу тафсил рағбат доштаву кӯшиши зиёде ба харҷ додааст. Муаррихон ва ҳолноманависон асарҳои навиштаи ӯро бо фарқияти каму беш зикр кардаанд, ки мо низ онҳоро дар ин ҷо ном мебарем ва дар бораи баъзеи онҳо маълумоти кӯтоҳ пешниҳод хоҳем кард.

---

[94] Муҳаммадризои Ноҷӣ. Фарҳанг ва тамаддуни исломӣ дар қаламрави Сомониён. – Душанбе, 1390 ш. – С. 766, 767.

## Дар улуми қуръонӣ

1. «Мафотеҳ-ул-ғайб» ё «Тафсири кабир». Дар бораи ин аср баъдан маълумоти муфассал хоҳем дод.

2. «Асрор-ут-танзил ва анвор-ут-таъвил» маъруф ба «Тафсири сағир». Ин китоб аз ҷумлаи асарҳои нотамоми Имом Розӣ аст. Муаллиф мехостааст, ки ин асарро ба чор мабҳас: усул, фуруъ, ахлоқ, адъия (муноҷот) бино кунад, аммо ба сабаби фаро расидани марг натавонистааст, ки онро комил гардонад. Баъзеҳо ин асарро аз ҷумлаи мусаннафоти муаллиф дар илми калом зикр кардаанд. Гуфтаанд: «Асрор-ут-танзил» дар бораи офариниши тани (бадани) одамӣ навишта шудааст…

3. «Тафсиру сурат-ил-бақарати ала-л-ваҷҳ-ил-ақли ло нақли».

4. «Тафсиру сурат-ил-фотиҳати».Эҳтимол меравад, ки ҷузъе аз тафсири кабир бошад. Аммо баъзе гефтаанд, ки худ як чилди ҷудогона аст. Ибни Қифтӣ дар мавриди ин тафсир гуфтааст, ки Имом Розӣ дар тафсири сураи фотиҳа китобе дар 12 ҷилд бо хатти хурду майда навиштааст.

5. «Тафсиру сурат-ил-ихлос».

6. «Тафсир-ул-асмоиллоҳ-ил-ҳусно».

7.«Дуррат-ут-танзил ва ғуррат-ут-таъвил фи оёт-ил-муташобиҳот».

8. «Ал-бурҳон фи қироат-ил-қуръон».

9.«Нақд-ут-танзил».

10.«Алмиск-ул-абиқ фи қиссати Юсуфиссиддиқ».

Соҳиби китоби «Таърихи фалсафа дар ислом» (саҳ. 90) аз ҷумлаи муаллафоти улуми қуръонии Ф. Розӣ ду рисолаеро бо номи «Ат-танбеҳ ало баъз-ил-асрор» ва «Ал-мавъизату фи-л-қуръон» ном бурдааст ва дуввумиро тафсири каломӣ ҳамроҳ бо ақоиди суфиёна арзёбӣ кардааст, ки дар он илоҳиёт бар асоси сураи Ихлос, нубувват бар асоси сураи Аъло, қиёмат бар асоси сураи Тин, нигаҳдошти аъмоли инсонӣ (номаи аъмол) бар асоси сураи Аср тафсир шудааст.

## Дар фиқҳ ва усули фиқҳ

Фахруддини Розӣ дар баробари иштиғол ба фалсафа ва калом бо улуми дигар, аз ҷумла фиқҳ ва усули он таваҷҷуҳи хоссае доштааст. Чунки ҳаёти ҳаррӯзаи одамонро бе дахолати илми фиқҳ ва усули он тасаввур кардан ғайриимкон аст. Ҳамон гунае, ки Ф. Розӣ дар илми калом маҳорату устодӣ дошт, дар илми фиқҳ ва усули он низ аз

ҷумлаи устодон ва олимони фиқҳи шофеӣ маҳсуб гаштааст. Ӯ аксаран ҳангоми баён ва баррасии масоили фиқҳӣ тибқи нишондоди мазҳаби худ ва ироаи далел паҳлуҳои масъаларо кушода, ихтилофи мавҷударо дар миёни мазоҳиби фиқҳии арбааи аҳли суннат, ба вижа мазҳаби Абӯҳанифа, баён доштааст. Гуфтаанд, ки Ф. Розӣ дар дар илми усули фиқҳ маҳорату истеъдоди босазое доштааст ва онро бо равише наздик ба илми калом мавриди баҳс қарор додааст. Аҳамияти Имом Розӣ дар фиқҳи шофеъӣ бештар дар он аст, ки дар он мазҳаб ҷанбаи каломӣ дода ва ба он ҷанба, ки амалан ба унвони фатовӣ ба василаи уламои шофеъӣ содир мегардида, чандон коре надоштааст[95]. Аз ҷумлаи муаллафоти Ф. Розӣ дар фиқҳ ва усули фиқҳ инҳоянд:

1. «Ал-маҳсул фи илми усул-ил-фиқҳи».
2. «Ал-маъолим фи усул-ил-фиқҳи»
3. Шарҳи «Ал-ваҷиз»-и Муҳаммад Ғазолӣ дар илми фиқҳ. Гуфтаанд ин шарҳро низ ба итмом нарасонидааст, фақат фасли ибодат ва никоҳро дар се ҷилд навиштааст.
4. «Фи ибтол-ил-қиёс»
5. «Мунтахаб-ул-маҳсул».

**Дар фалсафа ва ҳикмат**

1. «Ал-мулаххас фи-л-фалсафати ва-л-мантиқи». Ин китобро Фахруддини Розӣ бо забони арабӣ, бо шеваву равиши китоби «Ал-ишорот»-и ибни Сино таълиф кардааст, ки фарогири донишҳои мантиқ, табиат ва илоҳиёт мебошад.

2. «Ал-инорот фи шарҳ-ил-ишорот». Ин китобро Имом Розӣ таълиф кардаву зимни он, китоби «Ал-ишорот»-Ибни Синоро бо равиши «қола», «ақулу» (гуфтааст, мегӯям) шарҳу тавзеҳ дода, баъзе эътирозоти худро бар он ворид сохтааст. Муаллифи китоби «Аҳвол ва осори Хоҷа Насриддини Тусӣ» ҳангоми шумориши осори Хоҷа Насриддин андешаҳои худро дар бораи «Ал-ишорот»-и Ибни Сино ва ду шарҳи бар он таълифшуда, чунин баён доштааст: «Шарҳ-ул-ишорот» мавсум ба «Ҳаллу мушкилот-ил-ишорот» матни он бо номи «Ал-ишорот ва-т- танбеҳот» аз ҳакими донишманд ва файласуфи бузург Абӯали Сино аст, ки иддае бисёре аз уламо ба шарҳ ва тавзеҳи он пардохтаанд, ки аз ҷумлаи онҳо яке Имом Фахри Розист. Дар ин шарҳ Имом эътирозот ва эродоти бисёре бар Шайх намуда ва бештар

[95] М. Шариф. Таърихи фалсафа дар ислом. – Теҳрон, 1365 ш. – С. 90, 91.

матолиби онро тазйиф (рад, беривоҷ) намудааст. Ва пас аз Имом Розӣ Хоҷаи Тусӣ «Ал-ишорот»-ро шарҳи некӯ карда ва кулияи эътирозоти Имомро ҷавоб гуфтааст. Хоҷа дар муқаддимаи шарҳи худ мефармояд: мақсуд аз ин шарҳ дафъи эътирозоти Имом ва интисор (ҳимоят, ёрӣ) аз Шайх (Сино) аст. Ва ба ин ҷиҳат шореҳ дар ин китоб ҷуз дар ду се маврид ақидаи шахсии хешро дар масоили фалсафӣ изҳор накарда ва фақат ба тавзеҳи суханони Шайх пардохтааст[96]… Саид Ҳусайни Наср, соҳиби китоби «Се ҳакими мусулмон» доир ба ин шарҳ чунин гуфтааст: «Дар қарнҳои баъдӣ Ибни Сино мавриди интиқоди  сахти Ғазолӣ ва Фахруддини Розӣ ва низ файласуфони Андалусӣ ва хусусан Ибни Рушд қарор гирифт. Вале яке аз бузургтарин навобиғи ҷаҳони исломӣ Хоҷа Насриддини Тусӣ ба дифоъ аз вай пардохта, шарҳи устодонае бар «Ал-ишорот» навишт ва аз нав таълимоти Ибни Синоро зинда кард… Як қарн баъд Қутбиддини Розӣ китоби «Ал-муҳокимот»-и худро таълиф кард ва дар он кӯшидааст, ки арзиши нисбии ҳар як аз ду шарҳи Насриддини Тусӣ ва Фахруддини Розиро бар китоби «Ал-ишорот» бисанҷад»[97].

3. «Лубоб-ул-ишорот». Хулосаи «Ал ишорот»-и ибни Сино мебошад. Имом Розӣ дар хулоса кардани ин китоб сазовори таҳсину таъриф гардидааст.

4. «Мабоҳис-ул-машриқияти». Ин китоб дар пайравии «Китоб-уш-шифо»-и Абӯали ибни Сино навишта шуда, фарогири масъалаҳои мухталифи илоҳиёт ва табииёт мебошад. Муаллиф дар ин асар ҳангоми таҳқиқи масъалаҳои фалсафӣ ба ақидаҳои файласуфони Юнони Қадим монанди Афлотуну Арасту, Ҷолинус ва инчунин ҳукамои давраи исломӣ Абӯнасри Форобӣ ва Собит ибни Курро такя кардааст. Ин асар аз се бахш иборат буда, бахши аввал доир ба масъалаҳои вуҷуд, моҳият, яъне ҷисм, нафс, ақл, араз, иллату маълул бахшида шудааст. Бахши дуввум бошад дабаргирандаи масъалаҳои ҳаракат, макон ва  замон мебошад. Бахши севвуми  китоб фарогири илоҳиёт: ҳастии Худо, сифоту афъоли ӯ ва нубуввату зарурати он мебошад. Ин ду китоб  аввалин маҳсули фаъолияти эҷодии даврони зиндагии Фахруддини Розӣ ва оғозбахши асарҳои баъдии  ӯ ба ҳисоб меравад ва метавон Фахруддини Розиро   дар ин ду китоб ҳамчун идомадиҳандаи кори файласуфони пешин шинохт.

4. «Шарҳу уюн-ул-ҳикмати».

---

[96] Муҳаммадтақи мударриси развавӣ. Аҳвол ва осори Хоҷа Насриддини Тусӣ. – Теҳрон, 1370. – С. 433.
[97] Саид Ҳусайни Наср. Се ҳакими мусулмон Тарҷумаи Аҳмади Ором. – Табрез,1345ш. – С. 63.

5.«Таъҷиз-ул-фалосифати». Дар баъзе нусхаҳо «Таҳҷин-ут-таъҷизил фалосифати» омадааст.

6. «Ал-бароҳин». Ин китоб аз ҷумлаи осори Фахруддини Розӣ буда, бо хоҳиш ва дастури султон Сом ибни Муҳаммад[98] таълиф гардидааст. Муаллиф дар оғози китоб номи султонро зикр карда, ӯро аз ҷумлаи одилтарин ва оқилтарини салотин шумурдааст ва дар бораи таълифи китоб чунин гуфтааст: «Пас ба ҳукми султони ислом ин китоб ба забони форсӣ навишта шуд. Ва дар вай он чи лоиқ буд аз далелҳои қатъӣ тақрир гардида омад. Қадри ин китоб он кас донад, ки он чи пеш аз ислом ва баъд аз ислом дар ин илм сохта шудааст, мутолиа карда бошад… ва ба баракоти ин матолиби шариф бар рӯзгори султони ислом даррасонад биманниҳи ва карамиҳи. Ва номи ин китоб «Ал-бароҳин-ул-баҳоийяҳ» ниҳодам то ба баракоти тавҳиди пок офаридагор роёти (парчами) салтанат ва оёти (аломати) мамлакати ин султон боқӣ монад бар адвор (давру замон) ва аъсор (асрҳо) ва биллоҳи аттавфиқ»[99]. Ин китоб бо тасҳеҳ ва муқаддимаи устод Саидмуҳаммад Боқири Сабзворӣ соли 1341 ш. дар Теҳрон чоп шудааст. Дар шуъбаи дастхатҳои Китобхонаи миллии Тоҷикистон як нусхаи дастхати китоби мазкур мавҷуд аст, аммо саҳифаҳои аввали он мафқуд гардидааст. Тақрибан чор саҳифа пеш аз масъалаи понздаҳум оғоз меёбад. Мавриди зикр аст, ки асари мазкур шомили чил масъала буда, муҳимтарин масъалаҳои назарӣ аз қабили ҳақиқати олам, иллату маълул, ҷавҳар, араз, нафс, хало, ҷисм, маъод, ҷабр, ихтиёр ва ғайраро дар бар мегирад. Муаллиф дар ин китоб масъалаҳои мазкурро аз мавқеи фалсафаи калом тавзеҳ дода, хилофи назариёти файласуфони машшоъ ақидаҳои худро баён кардааст.

7. «Ал-халқ ва-л-баъс». Ин китобро ба асарҳои каломии ӯ нисбат додаанд.

8. «Мабоҳис-ул-вуҷуд».

9. «Мабоҳис-ул-ҷадал».

10. «Ар-рисолат-ул-камолияту фи ҳақоиқ-ил-илоҳияти». Дар ин китоб масъалаҳои асосии илми мантиқ, илоҳӣ аз ҷумла зоту сифот,

---

[98] Сом ибни Муҳаммад аз мулуки Мовароуннаҳр аст ва чун марде донишманд мебуд, нисбат ба Фахруддини Розӣ алоқаманд ва муддати дарозе мизбонии вай ба карам ва пазироӣ ба гармӣ карда. Имом фахр низ аз ӯ қадрдонӣ ва ҳақшинсии бисёр мекард ва дар Тафсири кабир номи ӯ бурда ва ӯро ба арҷмандӣ ёд карда, ба унвони донотарини подшоҳон овардааст. Ва пас аз он ки ба шаҳристони Хоразм ва Ҳирот раҳсипор гардид, ҳам иртибот барқарор мебуд. Чун писараш Муҳаммад ибни Фахруддин дар ҷавонӣ даргузашт, Сом ибни Муҳаммад номае дар тасалияти вай навишта ва ӯро таъзият гуфтааст. Ва Фахруддин рисолае дар посухи вай нигошта, ки дар зимни чаҳордаҳ рисола ба табъ расид (Ал-бароҳин дар илми калом, саҳ. 4).

[99] Фахруддини Розӣ. Муқаддима ва тасҳеҳи Саидмуҳаммад Боқири Сабзворӣ. –Теҳрон, 1341 ш. – С. 5.

афъол, инчунин ҷисму ҳаракат мавриди баҳс қарор гирифта, дар он моҳияти ҷузъи лоятаҷаззо, ҳаюлою сурат ва ғайра ифода ёфтаанд. Имом Розӣ дар аксари масъалаҳои фалсафӣ аз мавқеи илми калом, фалсафаи машшоъро махсусан ҳикмати Ибни Синоро зери танқид гирифтасст. Ин асар ба забони форсӣ буда, соли 625 ҳ. қ. дар Димишқ ба арабӣ гардонида шудааст ва зери таҳқиқи Саид Муҳаммади Сабзворӣ дар шаҳри Теҳрон ба табъ расидааст.

11. «Ал-мантиқ-ул-кабир».

12.«Шарҳу мантиқ-ил-мулаххас». Ин китоб низ бо шеваву равиши китоби «Ал ишорот»-и Ибни Сино таълиф шудааст ва фарогири донишҳои мантиқ, табиат ва илоҳиёт мебошад.

13. «Рисолату ваҳдати-л-вуҷуд».

14. «Китоб-ул-ахлоқ». Ин асарро дар баъзе маъхазҳо бо номи «Ан-нафс ва-р-руҳ ва шарҳу қувоҳумо» зикр кардаанд, ки тааллуқ ба илми ахлоқ дошта, бо забони арабӣ навишта шудааст. Муаллиф дар ибтидои ин китоб чунин овардааст: «Ин китобест дар илми ахлоқ, мураттаб бар равиши бурҳонӣ на бар тариқи хитобию иқноъӣ...»[100], яъне мабоҳису матолиби он дар асоси далелҳои яқинӣ гирдоварӣ шудаанд. Фахруддини Розӣ ин китобро ба ду бахш ҷудо кардааст. Бахши аввал, ки иборат аз 12 фасл аст, фарогири баҳсҳои усули илми ахлоқ буда, дар он фарқи мартабаи инсон аз мартабаи дигар мавҷудот баён ёфтааст. Ӯ дар ин бора чунин менависад: Бидон, ки ҳар мавҷудро метавон бо чанд ваҷҳ васф кард. Қисмати аввал. Гуфта шудааст, ки махлуқот чор навъанд:

а) Махлуқоте, ки дорои ақлу ҳикматанд, аммо аз табиату шаҳват холӣ. Инҳо Малоикаанд.

б) Махлуқоте, ки аз ақлу ҳикмат тиҳӣ, аммо дорои дорои табиату шаҳватанд. Инҳо ба ҷуз одамӣ соир ҳайвонотанд.

в) Махлуқоте, ки ҳам аз ақлу ҳикмат ва ҳам аз табиату шаҳват бебаҳраанд. Инҳо ҷамодот ва набототанд.

г) Махлуқе, ки ҳам дорои ақлу ҳикмат ва ҳам дорои табиату шаҳват аст, ки ӯ инсон аст[101]. Сипас, муаллиф ба таҳлилу баррасии аҳволу мартабаи ҳар яке аз ин махлуқот пардохта, ба натиҷае мерасад, ки агар инсон аз роҳи ақлу ҳикмат кор бигирад ва бар табиату шаҳват ғолибу ҳоким ояд, дараҷаву мақоми ӯ болотар аз Малоик мегардад.

---

[100] Фахруддини Розӣ. Китоб-ул-ахлоқ (Ан-нафс ва-р-руҳ ва шарҳу қувоҳумо). – Исломобод, 1968 м. (1388 ш.).

[101] Маъхази қаблӣ

Дар акси ҳол мақоми ӯ аз чаҳорпо поёнтар мегардад. Ин маъно дар Маснавии Ҷалолуддини Румӣ низ дида мешавад:

… Ин севвум аст одамизоду башар,
Аз фаришта нимеву ниме зи хар.
Ними хар худ моили сифлӣ бувад,
Ними дигар моили улвӣ бувад.
То кадомин ғолиб ояд дар набард,
З-ин ду гона, то кадомин бурд нард.
Ақл агар ғолиб шавад , пас шуд фузун,
Аз малоик ин башар дар озмун.
Шаҳват ар ғолиб шавад, пас камтар аст,
Аз баҳоим ин башар з-он к-абтар аст[102].

Муаллиф дар навбати худ мавҷудотро ба се қисмати дигар: табиату шаҳват, вуҷуду халқ ва камолу нуқсон ҷудо кардааст. Ҳамчунин дар он шарҳи мартабаҳои арвоҳи башарӣ, моҳияти ҷавҳари нафс, қувваҳои нафс, лаззати ақлӣ ва ҳиссӣ бар асоси оятҳои Қуръониву ривоятҳои набавӣ ва дар партави суханони ҳакимони юнонӣ баён гаштааст.

Қисмати дуввуми китоб низ дорои чанд фасл буда, дар он баҳсҳо дар бораи пешгириву саркӯб сохтани авсофи замимаи инсонӣ монанди ҳубби молу ҷоҳ, бухлу ҳасад, риёкориву шаҳватхоҳӣ ва ғайра ифода ёфтаанд. Дар фасли аввал ва дуввуми ин бахш сухан аз мол, манофеъ ва истифодаи дурусти он меравад. Муаллиф молро на фақат сабаби ғафлат, кибру ғурур ва саркашии баъзе инсонҳо дониставу мазаммат кардааст, балки онро ҳамчун неъмати моддие, ки табиати инсон ба он ниёз дорад, арзёбӣ карда, тарзи истифодаи дурусту манофеи онро барои инсон баён доштааст. Ба ақидаи ӯ мол барои инсон ҳамчун ходимест, ки агар онро барои таҳзиби ахлоқ ва таҳсили улум сарф намояд, пас ин феъл басо сазовору писандида маҳсуб мегардад ва агар молро фақат барои лаззати ҳиссии хеш харҷ намояд, пас ин амал зишту нописанд гашта, паёмадҳои нохуберо пеш меорад, зеро дар истифодаи аввал инсон ба саодати абадӣ ноил мегардад, аммо дар истифодаи сонӣ ба шақовату бадбахтӣ мубтало мегардад… Инсон махлуқест муҳтоҷ ба таъом, шароб, либос, издивоҷу макони зист ва ғайра, акнун барои рафъи чунин эҳтиёҷот ӯро зарурати

102 Мавлоно Ҷалолуддин Муҳаммади Балхӣ. Маснавии маънавӣ. Дафтари чорум. – Теҳрон: Нашри Замон, 2001 м.

дастрасии мол пеш меояд. Пас, агар ин навъ эҳтиёҷоти худро қонеъ насозад, ҳаргиз ба касби камолоти хеш ноил намегардад. Аз ин ваҷҳ мол метавонад барои инсон ҳамчун ёвар ва ходиме хизмат намояд. Муаллиф дар фасли севвуми ин бахш аз ду сифати замимаи инсонӣ — ҳирс ва бухл сухан карда, моҳият ва фарқи онҳоро тавзеҳ дода чунин менигорад: «Ҳирс ин саъйи комили инсон ҷиҳати таҳсили мол дар ҳоли нодорӣ ё кам будани мол аст. Бухл бошад, саъйи пурраи инсон баҳри нигоҳдории мол дар ҳоли доройӣ аст. Пас ҳубби (дӯст доштани) мол дар ҳар ду ҳосил аст, бо ин фарқ, ки ҳубби ҷамъ кардану ҳосил намудани мол ҳирс аст ва ҳубби бақову нигоҳдории он бухл…»[103]. Сипас, муаллиф ба пешгирию муолиҷаи ин авсофи зишт пардохта, барои тазкия ва тарбияи нафси инсон маслиҳату роҳнамоиҳои худро пешкаш карда, фаслҳои дигари ин бахшро комил намудааст. Албатта Имом Фахруддини Розӣ дар ин китоб, хусусан дар бахши дуввум аз осори гузаштагон ба монанди Муҳаммад Ғазолӣ истифода кардааст, лекин дар он бо кӯшишу талоши хеш афзудаву далелҳои қавитари худро пеш овардааст. Ба ин хотир ин китоб яке аз беҳтарин асарҳои ахлоқӣ шинохта шудааст. Ин китоб бо таҳқиқи доктор Муҳаммадсағир Ҳасани Маъсумӣ дар Исломобод соли 1968 м. чоп шудааст ва ду нусхаи он таҳти рақамҳои I, R-29, 409309 ва I, F-16, 408175 дар китобхонаи Академияи илмҳои Тоҷикистон маҳфуз аст.

15. «Ал-маҳсул фи-л-мантиқ».

16. «Ал-мабоҳис-ул-ҳудуд».

17.«Ал-муҳассал-ул-афкор-ил-мутақаддимин ва-л-мутааххирин мина-л- ҳукамои ва-л-мутакаллимин (Баёни афкори олимон, ҳакимон ва мутакаллимони гузаштаву имрӯза). Аз ҷумлаи осори авохири умри муаллиф ба шумор рафта, муаллиф дар он орои аксари фалсафаи қабл ва наздик ба асри худро ҷамъ оварда, баъзеи онҳоро мавриди интиқод қарор додааст. Муаллиф дар ибтидо роҷеъ ба истилоҳоти тасаввуру тасдиқ, таҳлили назарияҳои гуногуни иқтибосӣ ва баёни бурҳони қотеъ сухан гуфта, сипас дар мавзӯи вуҷуд ва адам (нестӣ) баҳсҳо оростааст ва дар боби ҷисми баситу мураккаб, иллату маълул ақидаҳои худро иброз доштааст.

18. «Ар-рисолат-ул-ҷавҳар-ил-фарди» ё «Ар-рисолат-ул-ҷавоҳир».

19. «Китоб-ур-риъояти».

---

103 Фахруддини Розӣ. Китоб-ул-ахлоқ (Ан-нафс ва-р-руҳ ва шарҳу қувоҳумо). –Исломобод, 1968 м. (1388 ш.).

20. «Китобун фи замми дунё».
21. «Ал-марсум фи сирр-ил-мактум».

**Дар илми калом**

1. «Ал-матолиб-ул-олияти мина-л-илм-ил-илоҳи». Уламои Донишгоҳи байналмилалии «Ал-азҳар»-и Миср ин асарро аз ҷумлаи муҳимтарин китобҳои таълифгашта дар илми калом ном бурдаанд. Аз ҷумла устод Солеҳи Мӯсо ҳангоми баён намудани шарафу фазилати илми калом ва баёни маъруфтарин мутакаллимон аз оғоз то кунун, ки баъзеи онҳоро мутавасит (миёнарав) ва баъзеи дигарро мутааммиқ (фурӯраванда ба ниҳоят ва асли ҳар чиз) гуфтааст, китоби «Ал-матолиб-ул-олияти»-и Фахруддини Розиро дар радифи «Ал-ақоид-ун-насафияти»-и Насафӣ, «Таволи-ул-анвор»-и Байзовӣ, «Ал-мақосид» ва «Ал-мавоқиф»-и Тафтазонӣ шумурда, таъкид доштаанд, ки ин китоб аз ҷумлаи муаллафоти мутааммиқест, ки ҳар донишҷӯ метавонад аз он барои худ далелҳои зурурнро пайдо намояд. Ва он чи аз матолиби он бармеояд, ин китоб дорои нӯҳ бахш мебошад: исботи воҷибалвуҷуд, тавҳид, сифот, асрори даҳр ва азал, замон ва макон, ҳаюло, нафс, нубуват, ҷабр ва қадар.

2. «Ниҳоят-ул-уқул фи дироят-ил-усул». Иборат аз ду ҷилд буда, ба қавли соҳиби «Кашф-уз-зунун» ин китоб дар илми усули фиқҳ таълиф шудааст, аммо ба гуфтаи Ибни Халликон ва худи муаллиф, ин асар дар илми калом тасниф гардидааст.

3. «Китоб-ул-арбаъин фи усули дин». Ин асар дарбаргирандаи чил масъалаи каломи динӣ буда, аслан онро мусанниф барои писараш таълиф кардааст. Муаллиф дар ин китоб масоили офариниши олам, ҳастии воҷиб ва сифоти ӯро нисбат ба мавҷудот азалӣ медонад. Ба ақидаи ӯ илми Худо шомили ҳар чиз аст ва инсон метавонад онро ба хубӣ дарк намояд. Ин китоб то ба ҳол чоп шудааст ва метавон гуфт, ки шомили матолиби «Ал-бароҳин-ул-баҳоийя» аст, ки он ҳам дарбаргирандаи чил масъала аст. Аммо бо фарқияти каму беш ва тақдиму таъхир ва бо ин, ки «Арбаъин»-ро бо забони арабӣ барои фарзанди донишҷӯяш ва «Ал-бароҳин-ул-баҳоийя»-ро бо забони форсӣ барои султони донишпарввараш таълиф намудааст.

4. «Китоб-ул-хамсин фи усули дин».Маҷмӯаи рисолаҳое, ки дар Миср соли 1328 ҳ. қ. ба табъ расидааст, шомили ин рисола низ гаштааст бо номи «Ал-масоил-ул-хамсун фи усул-ил-калом» понздаҳумин рисолаи ин маҷмӯа қарор гирифтааст.

5. «Ал-баён ва-л-бурҳон фи радди ало аҳли-з-зияғи ва-т-туғён».

6. «Ал-мабоҳис-ул-имодияти фи-л-матолиб-ил-маъодияти».

7. «Таҳзиб-уд-далоил ва ъуюн-ул-масоил».

8. «Иршод-ун-низор ило латоиф-ил-асрор».

9. «Аҷвибат-ул-масоил-ин-наҷорияти».

10. «Таҳсил-ул-ҳаққи фи-л-каломи».

11. «Китоб-уз-зубдати».

12. «Ал-маъолим фи усули дин». Эҳтимол меравад, ки ҳамон «Ал-маъолим фи усул-ил-фиқҳи» бошад.

13. «Ал-қазо ва-л-қадар».

14. «Рисолат-ул-ҳудус».

15. «Исмат-ул-анбиё». То кунун чоп шудааст.

16. «Ал-милалу ва-н-ниҳалу». Ин асарро соҳиби «Кашф-уз-зунун» ва ибни Халликон ва Имом Сабкӣ зикр накардаанд ва гумон меравад, ки ҳамон китоби «Ал-эътиқодот-ул-фирақ-ил-муслимин ва-л-мушрикин» бошад, ки дар Қоҳира соли 1938 мелодӣ ба табъ расидааст.

17. «Танбиҳ-ул -ишорати фи-л-усул».

18. «Ат-тариқату фи-л-ҷадал».

19. «Ал-ихтиборот-ул-алоияти фи-т-таъсироти-с-самовияти». Соҳиби «Ҳадят-ул-орифин» ин китобро бо номи «Ал-ихтиборот-ус-самовияту» зикр кардааст.

20. «Сироҷ-ул-қулуби».

21. «Ар-рисолату фи-с-суоли».

22. «Шарҳу исбот-ил-воҷиби».

23. «Ас-саҳоиф-ул- илоҳияту».

24. «Ат-тариқат-ул-алоияту фи-л-хилоф». Дар чор ҷилд.

25. «Таъсис-ут-тақдис». Дар баъзе сарчашмаҳо бо номи «Асос-ут-тақдис» ёд шудааст ва бо ҳамин ном соли 1354 ҳ. (1935 м.) дар Миср ба табъ расидааст. Мусанниф дар ин китоб дар пайи исботи вуҷуди зоти Худо буда, он сифотеро, ки барои Худованд баён шудааст ба тариқи аъзо, мисли даст, пой, чашм, гӯш ва ғайра аз дигар сифатҳо монанди хашм, қаҳр, макр, ҳаё ва амсоли онҳоро таъвил намояд. Ин китоб аз чор қисм таркиб ёфтааст:

а) Далелҳое, ки далолат бар покии Худо аз ҷисм будан мекунад.

б) Таъвил, ахбор ва оёти муташобиҳот.

в) Баёни мазҳаби салаф.

г) Ҳукми муташобиҳот. Чунонки худи муаллиф дар муқаддимаи он гуфтааст, ин китобро ба малики одил Сайфиддин Абӯбакр ибни Аюб бахшидааст.

26. «Ал-латоиф-ул-қиёсияту». Ин китоб ба забони форсӣ буда, мураттаб аз чор қисм аст: усули дин, фиқҳ, ахлоқ ва дуо (муноҷот).

27. «Умдат-ун-низор ва зинат-ул-афкор».

28. «Ал-оёт-ул-байинот».

29. «Лавомеъ-ул-байинот фи-ш- шарҳи асмоиллоҳи ва сифот». То ҳол ба табъ расидааст.

30. «Ал-мунозирот». Ин асар дарбаргирандаи баҳсу мунозираҳои Имом Фахруддини Розӣ ва Муҳаммад Ғаззолӣ бо мазоҳиби мухталиф дар бораи масоили фалсафӣ, каломӣ ва илоҳиёт мебошад.

### Дар улуми мутафарриқа: таърих, тиб, ҳандаса, забони арабӣ

1. «Фазоил-ус-саҳобати» ё «Фазоил-ул-асҳоб».

2. «Баҳр-ул-ансоб».

3. «Маноқиб-уш-Шофеъи». Ф. Розӣ номи ин китобро «Иршод-ут-толибин ило манҳаҷ-ил-қавим фи баёни маноқиб-ил-имом-иш-Шофеъи» гузошта, онро ба 4 қисм ҷудо кардааст ва ҳар қисме аз бобҳову фаслҳо иборат мебошад.

Қисми авали он дар шарҳи аҳволи имом Шофеъӣ бар сабили таърих аст, ки он аз се боби зерин иборат аст:

Боби якум дар шарҳи насаби имом Шофеъӣ ва он чи мутааллиқи он аст. Боби дуввум дар шарҳи устодҳо, санадҳо ва шогирдони имом Шофеъӣ. Боби севум дар ҳикояти меҳнати имом Шофеъӣ мебошад.

Қисми дуввуми китоб дар шарҳи улум, фазоил ва маноқиби имом Шофеъӣ буда, аз бобҳои зерин иборат аст:

боби якум дар шарҳи маърифати имом Шофеъӣ ба илми усул (калом),

боби дуввум дар маърифати имом Шофеъӣ дар ба илми усули фиқҳ, боби севвум дар баёни илми Шофеъӣ ба китоби Худо ва ҳар чӣ тааллуқ ба он дорад, боби чорум дар шарҳи иҳотаи имом Шофеъӣ ба илми ҳадис, боби панҷум дар баёни маърифати имом Шофеъӣ ба илми луғат, боби шашум дар ҳикоёти баъзе мунозироти имом Шофеъӣ дар фиқҳ, боби ҳафтум дар ҳикояти ашъори манқула аз имом Шофеъӣ, боби ҳаштум дар маърифати имом Шофеъӣ ба тиб,

нуҷум ва фиросат, боби нӯҳум дар нуктаҳои латифе, ки мансуб ба имом Шофеъӣ аст, боби даҳум дар шарҳи хислатҳои ҳамида ва сифатҳои каримаи имом Шофеъӣ мебошад.

Қисми севвуми китоб дар зикри он чӣ далолат дорад бар тарҷеҳи Шофеъӣ бар соири муҷтаҳидин ва он аз бобҳои зерин иборат аст:
Боби аввал тарҷеҳи мазҳаби шофеъӣ бар дигар мазоҳиб иҷмолан. Боби дуввум тарҷеҳи мазҳаби шофеъӣ бар мазҳаби Абӯҳанифа тафсилан.

Қисми чоруми китоб дар ҳикояти ваҷҳҳоест, ки бо он таън дар мазҳаби шофеъӣ мекунанд ва ҷавоби онҳо зимни баёни ҳафт ҳуҷҷат.
Гуфтан ба маврид аст, ки муаллиф дар ин китоб аз мазҳаби фиқҳии худ, яъне мазҳаби шофеъӣ бениҳоят дифоъ ва пуштибонӣ ба амал овардааст. Ӯ дар гуфтаҳояш далелу ҳуҷатҳои мувофиқ ба мавзӯи мавриди баҳс қарордоштаро ироа карда, то андозае кӯшидааст, ки бартарию авлавияти мазҳаби худро нишон диҳад. Масалан, ҳангоми баёни насабномаи имом Шофеъӣ собит сохтааст, ки насаби Шофеъӣ ба ҷадди (бобои) Муҳаммад (с) мерасад. Ва чун ихтилофи мардумро дар шарҳи лафзи «Оли Муҳаммад» зикр менамояд, мегӯяд: Баъзе нафарон «Оли Муҳаммад»-ро ба насаб ва баъзеи дигарон ба пайравии дину шариати ӯ маъно кардаанд, пас, бар ҳар ду тақдир имом Шофеъӣ дохил дар «Оли Муҳаммад» аст ва чун мо мегӯем: «Аллоҳумма салли ало Муҳаммад ва оли Муҳаммад» ногузир шомили имом Шофеъӣ низ мегардад, чунки ӯ аз ҷумлаи «Оли Муҳаммад» аст. Ва ҳеҷ гумоне нест, ки ин шараф барои дигар муҷтаҳидон аз ҷумла Имом Молик ва имом Абӯҳанифа муяссар нагаштааст. Ё ин ки дар дар фасле, ки ба теъдоди устодҳои имом Шофеъӣ бахшида шудааст, чунин овардааст: Имом Шофеъӣ аз ҷамъи касири уламо истифодаи илм намудааст, ки бузургтарини онҳо Молик ибни Анас аст. Молик аз Нофеъ, Нофеъ аз ибни Умар ва ибни Умар аз пайғамбар (с) илм омӯхтаанд. Абӯҳанифа (р.ҳ.) низ аз бисёр донишмандон илм омӯхтааст, ки бузургтарини онҳо Ҳаммод аст. Исноди Ҳаммод ба Нахаъӣ ва Алқама ва ибни Масъуд ва ба пайғамбар (с) мерасад. Сипас, Ф. Розӣ гуфтааст: Имом Шофеъӣ агарчӣ аз Абӯҳанифа таъхири замонӣ дорад, бо вуҷуди ин исноди илми ӯ бо се восита ба пайғамбар (с) мерасад. Ё ин ки дар дар саҳифаи 390 ин китоб овардааст: Пайравони имом Шофеъиро «Аҳли ҳадис» мегӯянд ва пайравони мазҳаби Абӯҳанифаро «Аҳли райъ» мегӯянд, аз ин хотир Фахруддини Розӣ мазҳаби худ, яъне шофеъиро тарҷеҳ медиҳад. Дар робита ба

қавли охир муҳаққиқи китоби мазкур (Маноқиб-уш-Шофеъи) дар зерхати китоб чунин овардааст: Аҳноф (пайравони мазҳаби Абӯҳанифа) чунин иҷмоъ доранд, ки ҳадиси заиф назди онҳо авло аз раъй (тафаккур, андеша) аст. Ҳамчунин далелҳои дигаре низ оварда мефаҳмонад, ки «Раъй»-и Абӯҳанифа баъд аз амал бар «Нас» (матн) дар партави «Нас» аст ҳамон гунае, ки мазҳаби шофеъӣ чунин аст[104]. Ин гуна дифоу пуштибонӣ аз мазҳаби хеш дар бисёре аз ҷойҳои ин китоб ба назар мерасад.

Қисматҳои охири китоб низ пурра ба баёни масоили ихтилофии фиқҳи мазҳаби шофеъӣ бо дигар мазоҳиб, хусусан ба мазҳаби имоми Аъзам Абӯҳанифа равона гардидааст. Аммо назари Фахруддини Розӣ ва равиши гуфтори ӯ нисбат ба илм ва шахсияти имоми Аъзам – Абӯҳанифа мусбат ва муаддабона аст ва дар аксари мавозеъ чун аз Абӯҳанифа ном бурдааст, дуои хайрро дар ҳаққаш дареғ надоштааст. Баъд аз мутолиаи китоб хонанда дармеёбад, ки Фахруддини Розӣ на танҳо як мутакаллим ё файласуф аст, балки ӯ донандаи илми фиқҳ ва усули фиқҳ низ мебошад, ҳамон гунае ки хонанда баъд аз мутолиаи «Тафсири кабир»-и ӯ мефаҳмад, ки Ф. Розӣ на танҳо муфассир, балки донандаи тамоми улуми асри хеш будааст.

Дар охири китоб оид ба таърихи итмоми он чунин омадааст: Дар шаби чоршанбе, 27 сафари соли 597 ҳ. қ. муаллиф аз таълифи он фориғ гаштааст (яъне 9 сол пеш аз вафоташ, ки дар соли 606 ҳ. қ. сурат гирифтааст). Ин асар бо эҳтимоми пашӯҳишгар доктор Аҳмади Ҳиҷозӣ Ассақо дар асоси 4 нусха, ки нусхаи авалини онро соли 679 ҳ.қ. Муҳаммад ибни Абумансури Дебоҷ китобат кардааст, таҳқиқ ва таҳияву омодаи чоп гардида, соли 1406 ҳ.қ. (мутобиқ бо соли 1986 м.) бо номи «Маноқиб-ул-имом-иш-Шофеъи» дар ҳаҷми 549 саҳифа дар Қоҳира (Миср) ба табъ расидааст.

4. «Масодироту Иқлидис». (ё Уқлидис). Муаллифи китоби «Аҳвол ва осори Хоҷа Насриддини Тусӣ» вожаи мазкурро чунин шарҳ додааст: «Баъзе калимаи иқлидисро ба замми ҳамза ва касри дол ва баъзе дигар ба касри ҳамза ва зами дол забт карда гуфтаанд, ки ин калима мураккаб аз ду калима «иқли», яъне калид ва «дис» ба маънии миқдор аст, ки маънии таркибии он калиди андоза «ҳандаса» аст. Фирӯзободӣ дар китоби «Қомус-ул-луғат» гӯяд: Уқлидис ба зами аввал номи мардест, ки китобе дар илми маъруф «ҳандаса» вазъ намуда. Ва

[104] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Маноқиб-ул-имом-иш-Шофеъи. – Қоҳира, 1406 ҳ. қ.( 1986 м.). – С. 33, 47, 390.

гуфтаи Ибни Ибод, ки Иқлидис номи китоб аст, ғалат аст… Аз гуфтаи Фозили Румӣ ва Исҳок ибни Ҳунайн чунон бармеояд, ки Иқлидис мусаннифи асли китоб набуда, балки асли китобро таҳзиб ва таҳрир карда ва китоб баъд аз таҳрир ба номи ӯ машҳур шудааст[105]. Соҳиби «Табақот-ул-атиббо ва-л-ҳукамо» роҷеъ ба маънои вожаи мазкур фармудааст, ки яке аз подшоҳони давлати Юнон ду китоб дар хазона дармеёбад ва дар он китобҳо аз санъати ҳандасии муҷассамоти хамса ва чигунагии сохтани пайкараҳои панҷгона дар кура сухан ронда шудааст. Он подшоҳ дар ҷустуҷӯйи касе мебарояд, ки румузи он китобҳоро барояш боз намуда тафсир намояд. Саранҷом Иқлидисро меёбад, зеро ӯ дар илми ҳандаса саромади рӯзгори худ будааст. Иқлидис он ду китобро шарҳу тафсир намуда, мақсади муаллифро барои подшоҳ баён менамояд. Он гоҳ бар он китоб муқаддимае дар баёни маърифати санъати муҷассамоти хамса менигорад, ки баъдтар ин муқаддима асоси  китоби «Усули ҳандасаи Иқлидис» мегардад[106]. Дар Ғиёс-ул-луғот вожаи мазкур чунин шарҳ ёфтааст: Уқлидис номи китобест дар илми ҳандаса ва ашколи риёзӣ, ки ба номи мусаннифаш онро номанд; ва маънии луғавии ин лафз калиди ҳандаса аст, чи (чунки) ба забони юнонӣ уқлӣ (биззам) калид ва дис (билкаср) ба маънии ҳандаса. Ва ба касри аввал ва фатҳи дол  (яъне иқлидас) низ навиштаанд[107].

5. Шарҳи куллиёти «Ал-қонун»-и ибни Сино. Пажӯҳишгарон шуҳрат ва маъруфияти Фахруддини Розиро дар эҷоди асарҳои тиббии ӯ низ арзёбӣ кардаанд. Гуфтаанд, ки ӯ як доиратулмаорифи тиббӣ бо номи «Ҷомеъ-ул- кабир» ё «Тибби кабир» навиштааст, вале он нотамом боқӣ мондааст. Шарҳи «Ал-қонун»-и ибни Сино ва «Ҳифз-ул-бадан» аз ҷумлаи асарҳои тиббии ӯ ба шумор меравsituation. Заминае ки Фахруддини Розӣ дар он тафаввуқ (бартарӣ) ёфт, пизишкӣ буд, илме ки устодӣ ва маҳорат дар онро ба сахтӣ метавон аз як мутакаллим таваққуъ (умед) дошт. Ӯ рисолаҳои гуногуне  дар ҳифз (сиҳат), набз, ва ташреҳ навишт. Асари тиббии ӯ шарҳест, ки бар «Ал-қонун»-и ибни Сино навишта, бештар онро интиқод кардааст ва ақоиди худро бар пояи гуфтаҳои Ҷолинус  ва атибои (табибҳои) мусулмон ба вижа Муҳаммад Закариёи Розӣ ниҳодааст. Ин шарҳ шоҳиди кофист бар ин ки Фахруддини Розӣ илми тибро бо хондани

[105] Муҳаммадтақи мударриси разавӣ. Аҳвол ва осори Хоҷа Насриддини Тусӣ. – Теҳрон, 1370 ш.
[106] Сулаймон ибни Ҳиссон. Табақот-ул-атиббо ва-л-ҳукамо. Мутарҷим Саидмуҳаммади Козим. – Теҳрон, 1319 ш. – С. 104.
[107] Муҳаммад Ғиёсуддин. Ғиёс-ул-луғот. – Душанбе, 1987. – Ҷ. 1. – С. 79.

як ё ду китоби кӯчак ёд нагирифт, балки онро амиқан хонд ва дар он ба маҳорат расид. Дар воқеъ вай дар Ҳирот ба сабаби тавоноӣ ва диққати худ дар ташхиси беморӣ шуҳрати басазо ёфта буд[108].

6. «Ал-ҷомеъ-ул-кабир», ки бо «Тиби кабир» ном бурда шудаст. Гуфтаанд ин асар нотамом мондааст.

7. «Китоб-ун-набз».

8.«Масоилун фи-т-тиб».

9.«Ҳифз-ул-бадан». Ин рисола аз ҷумлаи асарҳои форсии Фахруддини Розӣ буда, дар он аз беҳдошти бадани инсон ва пешгирии он аз ҳар гуна бемориҳо сухан рафтааст. Ин китоб бо таҳқиқ ва тасҳеҳи Саидҳусейни Разавии Бурқаъӣ соли 1390 ш. дар Теҳрон тавассути Пажӯҳишгоҳи улуми инсонӣ ва мутолиоти фарҳангӣ дар ҳаҷми 600 саҳифа ба чоп расидааст. Дар оғози китоб мусаҳеҳ зимни баррасии зиндагӣ ва фаъолияти Фахруддини Розӣ ва муаррифии ҷойгоҳи ӯ дар илми тиб инчунин ба асли китоб, замони дақиқи таълифи он, муаррифии нусхаҳои хаттии асар ва шеваи тасҳеҳи он пардохтааст. Ҳамчунин мусаҳеҳ афтодагиҳо, афзудагиҳо ва дигаргуниҳои матнро бо муқоисаи нусхаҳои хаттӣ баррасӣ карда, онҳоро дар қисмати поёнии саҳифа (поварақ) овардааст. Ин китоб аз ҳашт мақолаи зерин иборат аст: 1. Дар бораи аломоти амзиҷа (мизоҷҳо) бар сабили иҷмол (ба таври сарбаста ва хулоса); 2. Дар баёни он ки тадбири ҳаво ва он чи ба он боб тааллуқ дорад; 3. Дар шарҳи музирроти (зарарҳои) мухталифа; 4. Дар машрубот; 5. Дар тадбири маъкулот (хӯрданиҳо); 6. Дар истифроғҳо (қай ва холи кардани меъда); 7. Дар ҳаракат ва сукун; 8. Дар тадбири хоб ва бедорӣ. Пас аз поёни ин рисола мусахеҳ се мақоларо аз рисолаи дигари муаллиф «Ал-фиросат» ва боби 27-уми китоби «Ҷомеъ-ул-улум»-и муаллифро дар он ҷой додааст. Намунае аз мазмун ва матолиби китоб чунин аст: Дар боби хӯрдани ғизо: Бояд, ки таом бар шаҳвати (хоҳиши) содиқ хӯранд ва чун шаҳвати содиқ падид ояд дар таъом хӯрдан таъхир накунад ва чунон бояд, ки чун даст аз таъом бозгирад ҳанӯз орзуи таом боқӣ бошад вайро аз бақияи шаҳват. Ва бадтарини хӯрдан он аст, ки меъдаро пур кунад, пас агар рӯзе чунин афтад, дигар рӯз бисёр бихуспад дар хонае, ки ҳавои он муътадил аст ва агар хоб бибарад, бисёр наравад… Дар боби чигунагии хуфтан (хобидан) фармудааст: Нахуст як соат бар паҳлуи рост бояд хуфт, пас ба паҳлуи

[108] М. Шариф. Таърихи фалсафа дар ислом. – Теҳрон, 1365 ш. – Ҷ. 2. – С. 88.

чап бозгаштан ва дар руй хуфтан андомҳо осоиши беҳтар ёбад, лекин аз бисёр хуфтан бар ин шакл бемориҳои саъб таваллуд кунад, чун фолиҷ ва кобус ва сакта, зеро ки ахлот ва фузлаҳо аз роҳи бини ва ком ба ҷониби қафо боз гардад ва ба асабҳо фуру ояд. Ва беҳтар он бошад, ки то таъом аз сари меъда фурӯ нагузарад нахуспад…

10. «Ат-ташреҳ мин-ал-фам ила-л-ҳалқ».

11. «Ас-сир-ул-макнун».

12. «Китобун фи-р-рамли».

13. «Китобун фи-л-ҳандасати».

14. «Китоб-ул-фиросати». Фахруддини Розӣ дар ибтидои ин рисола баъд аз ҳамду санои Худо ва дуруд бар расули ӯ (с) чунин нигоштааст: Ин рисола муштамил бар се мақола аст ва дар ҳар мақолае чанд фасл ва боб аст. Мақолаи аввал дар умури куллии ин илм аст ва ӯ муштамил бар ҳафт фасл. Мақолаи дуввум дар баёни муқтазиёти кулли ин илм аст ва ӯ муштамил бар чаҳор боб ва дар ҳар бобе чанд фасл. Мақолаи севвум дар баёни узвҳост ва ӯ муштамил бар ҳафдаҳ фасл. Мақолаи аввал, фасли авал дар баёни лафзи фиросат аст. Гуфтаанд: фиросат иборат аст аз талаб кардани далел дар аҳволи зоҳир бар ахлоқи ботин… Қисмати охири китоб, яъне мақолаи севвум хело ҷолиб буда, ба далолати узвҳои ҷузъии зоҳирӣ ба баъзе ахлоқи ботинӣ бахшида шудааст. Фахруддини Розӣ дар ибтидои ин мақола чунин гуфтааст: мақолаи севвум дар далоили аъзои ҷузъия бувад. Бидон, ки далолати ӯ бар аҳвол тамомтар бувад аз далолати соири аъзо бар он аҳвол ва далолати он бар чанд ваҷҳ аст: Аввал он, ки шарафи одамӣ ба воситаи фаҳм ва ақл ва зикр ва ҳифз бувад ва маҳали ин аҳвол димоғ аст. Пас, сар савмаъаи[109] ҳавос бувад ва маъдани ҳифз ва зикр ва ин далолат кунад бар ин, ки сар акмали аъзо бувад ва дар зуҳури аҳволи нафсония, пас далолати аҳволи сар бар осори нафсония тамомтар бувад.

Дуввум он ки камоли ҷасад ба сабаби ҳусн бувад ва нуқсони ҷасад ба сабаби қубҳ ва маҳали ҳусн ва қубҳ ҷуз рӯй чизе нест. Аммо соири аъзо дар ҳусн ва қубҳ муқобиланд.

Севвум он ки аҳволи зоҳира дар ваҷҳ (рӯй) далолат кунад бар аҳволи ботина, сабаб он ки хиҷолатро ранге махсус аст дар ваҷҳ. Ва ҳамчунин дар ғазаб ва тарс ва шодӣ ва ғам. Ва ин рангҳо ҳар вақт, ки

---

[109] Савмаа, савомеъ – макони баланде, ки сокин аст он ҷо роҳиб ба танҳои (дайр ҳам номида мешавад); савмаа шайа – ҷамъ овард онро. Фарҳанги бузурги ҷомеъи навин (тарҷумаи Мунҷид). – Ҷ. 1. – С. 900.

дар ваҷҳ ҳосил шавад далолати ӯ бар ахлоқи ботина ва аҳволи нафсония қавӣ ва комил бувад. Пас собит шуд, ки далолати аҳволи зоҳира, ки мавҷуд аст дар ин узв, тамомтар аст аз далолати аҳволи зоҳира, ки дар боқии аъзо бувад. Пас, мегӯем, ки аъзои мавҷуда дар сар, пешонӣ ва абрӯ ва чашм ва бинӣ ва лаб ва дандон ва зақан (занах, манаҳ) ва гӯш бувад. Пас, аҳкоми ин аъзо зикр кунем, баъд аз он аҳкоми аъзои дигар. Фасли аввал дар далоили пешонӣ бувад.

Аввал, ҳар касро, ки пешонӣ фароҳам омада бувд ва ба тавасут моил бувад, ғазуб ва хашмгин бувд.

Дуввум, ҳар касро, ки  пешонӣ хурд бувад ҷоҳил бошад. Сабаб он ки ин далолат мекунад бар ин, ки батни аввал аз димоғ хурд бувад, он миқдор ки чора набувад ва ин муҷиби офат бувад дар аҳволи димоғ мисли ҳифз ва зикр.

Севвум, ҳар кӣ пешонии ӯ бузург бувад, коҳил ва ғазуб бувад. Сабаб он, ки эҳтимол дорад, ки бузургии пешонӣ сабаби касрати модда бувад ва ин муҷиби коҳилӣ бувад ва эҳтимол дорад, ки сабаби қуввати ҳарорати ғаризии димоғӣ бувад ва ин муҷиби ғазаб бувад.

Чорум, ҳар кӣ пешонии ӯ бисёр шиканҷ бувад, мутасаллиф (худписанд, маддоҳ) ва лофанда бувад.

Панҷум, ҳар кӣ пешонии ӯ кушода бувад, хусуматкунанда ва бо шағаф (фитна, ошӯб) бувад.

Фасли дуввум дар далолати абрӯ. Аввал ҳар, ки абрӯи ӯ бисёр бувад, соҳиби ӯ бисёр ғам ва андӯҳ бошад ва лоғарсухан. Ва сабаб он аст, ки бисёрии мӯй аз моддаи духония бувад ва бисёрии мӯй далолат кунад  бар бисёрии моддаи духония, ки дар димоғ аст. Пас далолат кунад бар истилои (ғолибияти) табиъати савдо бар димоғ ва он муҷиби ғам ва андӯҳ аст.

Дуввум, агар абрӯ дароз бошад ё музаллаф (зиёд ва наздик), соҳиби ӯ мутукаббир ва лофанда бувад.

Севвум, ҳар кӣ абрӯи ӯ майл суйи бинӣ дошта бошад, ба ҷониби зер, лофанда ва аблаҳ бувад…

Ҳамин тариқ, Фахруддини Розӣ дар фаслҳои боқии ин мақола далолати ҳар узверо бар баъзе ахлоқи ботнии инсон баён  намудаст, монанди чашм, бинӣ, рӯй, гӯш, гардан, пӯст, гӯшт ва ғайра.

Ин рисола аз тарафи  Лутфулло Азизии Ҳаравӣ таҳқиқ ва тарҷумаи форсӣ шуда, бо эҳтимоми Саидҳусейни Разавӣ – пажӯҳишгари таърихи  пизишкӣ ва Ҳодӣ Олимзода – устоди донишгоҳи Теҳрон, гурӯҳи таърихи фарҳанг ва тамаддуни исломӣ дар

маҷалаи «Таърихи илм» шумораи чоруми соли 1384 ш. дар саҳифаҳои 139-200-и он, яъне дар ҳаҷми 62 саҳифа чоп гардидааст. Мутарҷим дар оғози рисола чунин овардааст: Аммо баъд ин ҳарфе чанд дар тарҷумаи алфози арабӣ ва тавзеҳи луғоти рисолаи шарифест, ки дар (илми) фиросат имомул ҳумом, муқтадал аном, қудватул муҳаққиқин, бурҳонул мудаққиқин фахрул миллати ва дин Ар-Розӣ тайябаллоҳу зариҳаҳу (оромгоҳашро) тасниф карда буд. Дар чор саҳифаи охири ин рисолаи ба табърасида тасвири саҳифаҳои аввалу охири нусхаҳои хаттии форсӣ ва арабии он нишон дода шудааст. Ин рисола ба забони фаронсавӣ низ гардонида шуда, соли 1939 м. дар Париж ба табъ расидааст. Абдурауфи Ҳақиқат соҳиби китоби «Таърихи улум ва фалсафа дар Эрон» гуфтааст, ки Фахруддини Розӣ ин асарро дар заминаи китоби Арасту таълиф кардааст.

15. «Шарҳ-ул-муфассали Замахшарӣ» (дар илми наҳв).

16. «Ниҳоят-ул-иҷоз фи-н-ниҳоят-ил-эъҷоз». Дар илми баён, ки то ҳол чоп шудааст ва дар баъзе тазкираҳо бо номи «Дироят-ул-эъҷоз» зикр гардидааст. Аммо Фахруддини Розӣ дар «Мафотеҳ-ул-ғайб» зимни тафсири ояти 23-и сураи «Бақара» сухан аз фасоҳату балоғат ва эъҷози Қуръон карда чунин гуфтааст: ҳар кӣ дар китоби мо «Далоил-ул-эъҷоз» тааммул намояд, мефаҳмад, ки Қуръон дорои тамоми ваҷҳҳои фасоҳату балоғат аст.

17. «Мухтасарун фи-л-эъҷоз».

18. «Шарҳ-ус-сиқт-уз-занди».

19. «Шарҳ-ун-наҳҷ-ул-балоғати». Гуфтаанд, ки нотамом мондааст.

20. «Ас-сир-ул-мактум фи мухотабати-ш-шамси ва-н-нуҷуми ало тариқати ман яътақидуҳум». То кунун ба табъ расидааст, аммо соҳиби китоби «Ат-табақот-уш-шофиъияти» қабул накардааст, ки ин асар аз муаллафоти Имом Розӣ бошад.

21. «Шарҳу абёт-иш-Шофеъи».

22. «Шарҳ-ул-ваҷиз»-и Муҳаммад Ғаззолӣ, ки онро тамом накардааст, ва танҳо фасли ибодат ва никоҳро дар се ҷилд навиштааст.

23. «Асрор-ун-нуҷум».

24.«Ҷомеъ-ул-улум» ё «Ҳадоиқ-ул-анвор фи ҳақоиқ-ул-асрор». Машҳуртарин ва муҳимтарин асари доиратулмаорифи Фахруддини Розӣ аст, ки дарбаргирандаи тамоми улум ва фунуни асри хеш мебошад. Ин китоб аз ҷумлаи муаллафоти форсии Фахруддини Розӣ

ба шумор рафта, ба забони арабӣ низ гардонида шудааст. Аз ин хотир ва ба эътибори номи он, ки «Ҳадоиқ-ул-анвор фи ҳақоиқ-ул-асрор» ё «Ҷомеъ-ул-улум» аст, ин китоб дар ҳоли номгӯйи асарҳои Фахруддини Розӣ баъзан такроран зикр гардидааст. Худи муаллиф дар муқаддимаи ин китоб чунин овардааст: «…Ва ин китоби ситиниро «Ҷомеъ-ул-улум» ном кардем»[110]. Фахруддини Розӣ ин асарро соли 574 ҳ. қ. ҳангоми истиқомати сесолааш дар Дорурмулуки Хоразмшоҳӣ таълиф карда ба Алоуддин Текеши Хоразмшоҳ бахшидааст. «…Ва чун осори адл ва сиёсат ва анвори отифат ва марҳамати подшоҳи Хоразмшоҳи кабир олими одил, шаҳрёри ҷаҳон Абулмузаффар Текеш ибни малик-ил-муаззам Аил Арслон ибни малик-ил-кабир Отсиз дар кулли олам мунташир гашта буд, банда қасди ҷаноби муаззам ва боргоҳи мукаррам карда ва муддати се сол дар дорулмулуки Хоразм аҷалаллоҳу дар нашри илм рӯзгоре гузаронида…»[111]. Ба назар чунин мерасад, ки баъзе аз нусхаҳои ин китоб дорои чил илм будааст, зеро соҳиби «Кашф-уз-зунун» Ҳоҷӣ Халифа онро ҷомеи чил илм шумурдааст. Дар баъзе нусхаҳои он зиёда аз чил илм ва дар баъзеи дигари он шаст илм мавриди баҳс қарор гирифтааст. Аз ин хотир ин китобро «Ситини» (яъне дорои шаст илм) гуфтаанд… Ду нусхаи чопӣ аз ин китоб дар шуъбаи дастхатҳои Китобхонаи милли Тоҷикистон мавҷуд аст. Яке бо сайъ ва эҳтимоми Абдураҳмон ибни Ҳоҷӣ Муҳаммад Содиқи Тошкандӣ, ки соли 1315ҳ. қ. (1913 м.) дар шаҳри Тошканд чоп шудааст, дорои 472 саҳифа буда зери рақами инв: 2204 қарор дорад. Нусхаи дигари он соли 1323 ш. дар шаҳри Теҳрон ба табъ расида, дорои 224 саҳифа мебошад ва зери рақами инв: 5938 қарор гирифтааст. Дар ҳар дуи ин нусхаҳо маълумот дар бораи шаст улуми мутафарриқа пешниҳод гардидааст. Муаллиф дар баёни сабаби таълифи китоб аз ҷумла чунин гуфтааст: «Ва ғараз аз ҷамъи ин илмҳо ба ин тартиб ва ироди он ба ин талхис ва таҳзиб он аст, то ҳар он илм, ки рағбати бандагони ҳазрати аъло дар баҳси он бештар бувад ва илтифоти ҳиммат комилтар бошад, дар он илм китобе сохта шавад ва завоҳир ва мушкилоти он пардохта ояд, чунончи қиблаи қабули оламиён ва матлуби назари ҷаҳониён гардад, то бандаро аз хондани он дар ҳазрати аъло

---

110 Фахруддини Розӣ.Ҷомеъ-ул-улум. – Тошканд, 1315 ҳ. (1913 м.).

111 Маъхази қаблӣ

(зоъафаллоҳу ашрофаҳо) ниҳояти манқабат ва камоли мартабат ҳосил шавад»[112].

Равиши таълифи китоб ба ин тартиб аст, ки муаллиф сараввал илми мавриди баҳсро унвон карда, онро ба нӯҳ масъала ҷудо кардааст. Се аз он масоилро дар усули зоҳира ва сеи дигарро дар усули мушкила ва боқиро ба тариқи пурсишу посух дар имтиҳонот бахшидааст. Муллиф илми каломро оғозбахши китоб қарор дода, чунин овардааст: «Аз ин илм нӯҳ масъала ёд хоҳем кард, се масъала аз он чи ҳуҷҷат ва бурҳони он зоҳир шавад. Аввал дар ҳудуси (пайдоиши) олам, дуввум дар исботи Сонеъ Таъоло, севвум дар исботи нубуввати Муҳаммад (с) ва ҳарчанд ки дар маърифат ва бароҳини ин усул ба тафаккури бисёр ва тааммули том ҳоҷат афтад…». Ба ғайр аз улуми ақлӣ ва нақлӣ дар ин китоб роҷеъ ба дигар илмҳои гуногуни соҳаҳои ҳаёти халқ маълумот дода шудааст. Масалан, дар мавриди илми фалоҳат (кишоварзӣ) чунин омадааст: «Асли аввал дар шинохтани замини нек. Бидон, ки гуфтаанд: Дар он замин, ки хоҳанд некӣ ва бадии ӯро бидонанд, ҷое миқдори ду газ ё се газ фурӯ баранд. Он гоҳ аз он гил ду ё се пора гиранд ва дар об андозанд ва як соат бигзоранд. Баъд аз он оби софиро завқ кунанд, агар таъми он хуш бувад, он замин нек бошад ва агар таъми об шӯр ва нохуш бувад, он замин ҳамчунон бошад. Асли дуввум дар вақти пошидани тухм бар замин…». Ё ин ки дар боби шустану дур сохтани доғ аз либос чунин овардааст: «Илму қалъил осор, яъне агар ба ҷома чизе олуда гардад он олоишро чи гуна бояд бурдан. Яъқуб ибни Исҳоқи Киндиро дар ин боб рисолаест ва мо дар ин китоб аз он нӯҳ чизи муҳимтарест бихоҳем овардан. Асли аввал. Ҷомаи сафед ба ҳар чи биолояд ба саргини шутур тар карда биёғоранд (?) ва як шаб биниҳанд ва дигар рӯз бишуянд пок шавад ва ба оҳак ва собун ҳам пок шавад… ». Дар ин китоб маълумот дар бораи илмҳо баробар набуда, баъзеи онҳо нисбати баъзеашон зиёдтаранд. Дар ин ҳол муаллиф дар аслҳои илми мавриди баҳс фаслҳоро афзудааст. Монанди илми талаб, ки дар он омадааст: «Асли аввал дар шарҳи аҳволи ғизо ва дар вай ёздаҳ фасл аст: Фасли аввал андар ғизои нек… Фасли дуввум андар ғизои бад… Фасли севвум андар ғизое, ки аз вай хуни софӣ ва рақиқ таваллуд кунад… Фасли чорум андар ғизоҳои ғализ… Фасли панҷум андар ғизоҳои сариъул ҳазм…» Асли дуввум дорои се фасл ва асли севвум дорои даҳ фасл аст. Дар усули мушкилаи

[112] Ҳамон ҷо.

ин бахш аз гуфтаҳои Абӯалӣ ибни Сино низ иқтибос оварда, баъзе аҳволи ӯро мавриди баҳс қарор додаст.

Яке аз дӯстдорони таърих ва адабиёти форсӣ устод Муҳаммад Ҳусейни Тасбеҳӣ ҷиҳати дастёбии осон аз матолиби ин китоб, муқаддима ва феҳристи номҳои ашхосу қабилаҳо, кунияту нисбатҳо, ҷойҳо, китобҳо, оятҳои қуръонӣ, аҳодиси набавӣ, ашъори арабию форсӣ, масалҳову ҳикматҳо ва матолиби китобро тартиб дода, пешкаши муҳаққиқону дӯстдорони осори Фахруддини Розӣ кардааст. «Ҳозирам муқаддима ва фаҳориси гуногун бар ин китоби беназир биафзоям, то истифодаи он ом гардад, чунки дар ин рӯзгор онон, ки дунболи таҳқиқ ва тафаҳҳус ва ҷустуҷӯ дар улуми қадим ва таърих ва адаби форсӣ ҳастанд, баҳраёбӣ аз ин гуна кутубро ҷуз бо доштани фаҳориси саҳл ва осон намедонанд, балки мушкил ва ғайримумкин мешуморанд, зеро вақт ва фурсат кам аст ва хондану навиштан ва мунташир кардан бисёр зиёд»[113]. Дар муқаддима аз ҳаёт, фаъолият ва номгӯйи асарҳои арабию форсии Фахруддини Розӣ сухан рафтааст. Нусхае аз он дар дар шӯъбаи дастхатҳои Китобхонаи милли Тоҷикистон таҳти ин рақам инв: 5940 мавҷуд аст.

25. «Чаҳордаҳ рисола». Дар шаҳри Теҳрон соли 1340 ш. ба табъ расидааст, ки дарбаргирандаи чанд рисолаи Фахруддини Розӣ низ мебошад ва аксари матолиби он дар рад бар фирқаҳои карромия ва исмоилия аст. Гуфтаанд, ки Фахруддини Розӣ чанд рисолаи дигар бо забони форсӣ таълиф кардааст, ки дар он матолиби мушкилро ба забони форсӣ хело хубу сода ва осонфаҳм баён намудааст.

26. «Аш-шаҷарат-ул-муборакату». Ин асарро дар баъзе сарчашмаҳо ба Фахруддини Розӣ нисбат додаанд.

27. «Ат-таҳбир фи илм-ит-таъбир». Ин китоб дар илми таъбири хоб ба забони форсӣ таълиф гардидааст. Мо дар мавриди ин асар чанд сухан аз таҳқиқоти устод Эраҷи Афшорро баён месозем. Чи тавре ки худи устод фармудаанд, дар соли 1346 (шамсӣ) асареро ки муаллифи он гумном будааст, бо номи «Хобгузорӣ» дар интишороти «Бунёди фарҳанги Эрон» ба чоп расонидаанд. Ва чун нусхаи хаттии қадимие, ки дар илми таъбири хоб таълиф гаштаву тааллуқ ба асрҳои ҳафту ҳашти ҳиҷрӣ дошта, ба дасташ меафтад, дар пайи таҳқиқи ин асар мешавад. Ин нусха аз 65 варақ иборат буда, дар он номи муаллиф

[113] Муҳаммад Ҳусейни Тасбеҳӣ. Ҷомеъ-ул-улум… Бо муқаддима ва фаҳорис. – Теҳрон, 1346 ш. (1967 м.).

вуҷуд надоштааст, аммо дар аввалҳои он, номи китоб мазкур гаштааст, агарчанде ки бар асари кӯҳнаву фарсуда шудан қисмати охири он, яъне калимаи «таъбир» хуб боқӣ намондааст. Дар саҳифаи дигари ин нусха, муаллиф чунин овардааст: «Ва мо тамоми ин сухан андар китоби «Таъбири кабир» баён кардаем». Пас аз ин муҳаққиқи машҳур ба китоби «Кашф-уз-знун»-и Ҳоҷӣ Халифа рӯ меорад ва дармеёбад, ки аз Фахруддини Розӣ асаре бо номи «Ат-таҳбир фи илми таъбир» боқӣ мондааст. Лекин ин далел ба танҳои муҳаққикро қонеъ намесозад, зеро аз нусхаи мазкур қисмате, ки эҳтимолан номи нависанда мазкур бошад, боқӣ намондааст. Дигар ин ки соҳиби «Кашф-уз-зунун» нагуфтааст, ки ин китоб бо кадом забон таълиф шудааст, арабӣ ё форсӣ. Агар ӯ қайд мекард, ки ин асар бо забони форсӣ навишта шудааст, пас мо ба осонӣ ин нусхаро ба Фахруддини Розӣ нисбат медодем. Дар дигар сарчашмаҳое, ки аз аҳволи Фахруддини Розӣ сухан мегӯянд, ҳеҷ далолате пайдо нашудааст, ки Фахруддини Розӣ дар илми таъбир китобе ба забони форсӣ дошта бошад. Танҳо чизе ки гуфтаи соҳиби «Кашф-уз-зунун»-ро тақвият мебахшад, ин китоби «Таъбири Султонӣ» аст, ки тахминан дар солҳои 760-786 ҳ.қ. эҷод шудааст. Дар он омадааст: «…ва аз ин ҷумла китоби «Ат-таҳбир фи илми таъбир» аз мусаннафоти Имом-ул-муҳаққиқин Фахрулҳаққи ва дин Муҳаммади Розӣ….»[114].

Ҳамчунин равиши тақсимбандиеро, ки Фахруддини Розӣ дар боби илми таъбир дар китоби машҳури худ «Ҷомеъ-ул-улум» (Ситини) кардааст, дар ин нусха ба назар мерасад ва ин мутобиқат метавонад далели дигаре бошад. Инчунин қоғаз ва хате, ки дар он нусха мавҷуд аст, мутааллиқ ба асрҳои ҳафту ҳашти ҳиҷрӣ будааст. Ҳамаи инҳоро ба назар гирифта, устод Эраҷи Афшор ба натиҷае расидаанд, ки ин асар яке аз осори Имом Фахруддини Розӣ мебошад, чунонки худи эшон қайд кардаанд: «…ин таълифро ба эҳтимоли қавӣ, бо қароини мавҷуд то замоне, ки далоили мухолифе ба даст набошад, ба истиноди забти Ҳоҷӣ Халифа ва зикри соҳиби «Таъбири Султонӣ» метавон аз таълифоти Имом Фахр донист ва азиз шумурд…»[115]. Баъд аз чопи ин китоб дар саҳифаҳои охири он чанд вароқе аз ҳамон нусхаи қадимиро низ ҷой додаанд, ки диққати хонандаро ба худ ҷалб

---

114 Эраҷи Афшор. Муқаддимаи китоби «Ат-таҳбир фи илм-ит-таъбир»-и Фахруддини Розӣ. – Язд, 1354 ш.

115 Маъхази қаблӣ

116 Муҳаммадсағир Ҳасани Маъсумӣ. Муқаддимаи китоби «Ан-нафс ва-р-руҳ ва шарҳу қуввоҳумо»-и Фахруддини Розӣ. – Исломобод, 1388 ш. (1968 м.).

месозад. Як нусха аз ин чоп дар китобхонаи Академияи илмҳои Ҷумҳурии Тоҷикистон таҳти рақами 15, R-29, 480003 мавҷуд аст. Чунонки аз мутолиаи он бармеояд, муаллиф онро ба ду қисм ҷудо кардааст. Қисми аввалро ба усули илми таъбири хоб ва қисми дуввумро ба фуруи он тахсис додаст. Ҳар қисме дорои бахшҳои ҷудогонаанд. Дарки маъно ва мазмунаш душвор нест, балки нисбат ба баъзе китобҳо соддаву осон аст, махсусан баъд аз таҳқиқ ва тасҳеҳи устод Эраҷи Афшор ва дигар ҳамкоронаш, ки дар баъзе ҷойҳо барои фаҳмо шудани маъно дохили қавс баъзе ҳарфҳоро иловатан гузоштаанд.

Дар баъзе сарчашмаҳои таърихӣ асареро бо номи «Судосиёт фил ҳадис» нисбат ба Имом Фахруддини Розӣ додаанд. Аммо муҳаққиқи китоби «Ан-нафс ва-р-руҳ»-и Имом Розӣ, доктор Муҳаммадсағир Ҳасани Маъсумӣ чунин навиштааст: «Имом Розӣ дар илми ҳадис таълифоте надорад, вале осораш ифода мекунад, ки Фахруддини Розӣ ба ба илми ҳадис олиму мутабаҳҳире будааст… ва бисёр китобҳои ӯ ҳанӯз чоп нашудаанд, ҳатто баъзеи онҳо то ҳол дастрас нагаштаанд ва эҳтимол дорад, ки аз китобхонаҳои баъзе кишварҳо монанди Эрон, Миср ва Туркия ёфта шаванд»[116]. Гуфтан ба маврид аст, ки дар баъзе маъхазҳо номҳои асарҳои Фахруддини Розиро бо фарқиятҳои ададию лафзӣ ё ихтисор зикр кардаанд аз ин хотир баъзеи онҳо ё зикр нагаштаанд ва ё такроран зикр ёфтаанд.

## Назари баъзе олимону муҳаққиқон дар бораи Фахруддини Розӣ ва осори ӯ

Аз нигоҳи муҳаққиқону муаррихон, китобҳои Имом Фахруддини Розӣ дар соддагӣ, мазмуну муҳтаво, банду басти иборату ҷумлаҳо аз арзишҳои волое бархӯрдор буда, дар ҳамон даврони зиндагониаш, дар бисёре аз шаҳрҳои олам паҳн гаштаанд ва ҳатто баъзеи онҳо ҳамчун китобҳои дарсию таълимӣ мавриди истифодаи мардум қарор гирифтаанд. Аз он айём то имрӯз китобҳои ӯро олимону муҳаққиқон мавриди омӯзишу пажӯҳиши худ қарор додаанд. Соҳиби китоби «Таърихи фалсафа дар ислом» дар бораи осори Фахруддини Розӣ чунин овардааст: «Каломи аҳли суннат дар осори ӯ (Ф. Розӣ) ба авҷи қудрати худ расид. Навиштаҳои Фахруддини Розӣ, ки аз онҳо ҳудуди садто шинохта шудааст, тақрибан ба ҳамаи

ҷанбаҳои ҳаёти ақлонии мусулмонон сару кор дорад ва шомили ҳамаи донишҳои рузгори худ ӯст. Бархе аз онҳо монанди шарҳ бар «Ал-ишорот ва–т-танбеҳот»-и Ибни Сино ва «Уюн-ул-ҳикмати» ва «Мабоҳис-ул-машриқияти» китобҳоест, ки дар интиқод (танқид) аз файласуфони мусулмон ба вижа Ибни Сино ва масоили куллии фалсафа навишта шудааст. Осори дигари ӯ аз шохаҳои гуногуни улуми ақлӣ ва аз он ҷумла мантиқ, риёзиёт, мобаъди табиат ва улуми табиӣ ва улуми хафия баҳс мекунад. Ҳамин тавр як даста аз китобҳои ӯ аз илми калом баҳс мекунад, ки машҳуртар аз ҳама китоби «Ал-арбаъин фи усул-ид-дин», «Лавомеъ-ул-байинот» ва «Ал-муҳассал» аст, ки дар миёни навиштаҳои каломӣ аз кутуби дарсӣ ба шумор меравaнд. Фахруддин ҳамчунин китобҳои зиёде дар донишҳои гуногун навишт. Монанди шарҳ бар наҳви Замахшарӣ, китоби «Ас-сир-ул- мактум» дар танҷим ва нуҷум, «Маноқиб-уш-шофеъи» дар таърих, шарҳ бар «Қонун»-и ибни Сино ва бисёр расоили дигар аз пизишкӣ, ҳандаса, қофияшиносӣ (фиросат), илми зироат, сеҳр ва ғайра баҳс мекунад. Илова бар ин навиштаҳо Имом Фахр теъдоде китоб дар улуми сирфан исломӣ, дар тафсир ва фиқҳ навишт, ки машҳуртарини онҳо «Мафотеҳ-ул-ғайб» ё «Тафсири кабир»-и Қуръон аст. Ва «Ал-маъолим фи усул-ил-фиқҳи» дар усули илми фиқҳ. Дар саросари ин китобҳо шахсияти Имом Фахр ба унвони мунтақид ва «мушаккик» (тардидкунанда) ошкор аст...»[117].

Имом Розӣ чанд китоби худро ба забони форсӣ таълиф кардааст. Аз ҷумла «Ҷомеъ-ул-улум», «Ал-ихтиборот» (дар илми нуҷум), «Ал-бароҳин-ун-ниҳоияти», «Таъҷиз-ул-фалосифати», «Ар-рисолат-ул-камолияту фи-л-ҳақоиқ-ил-илоҳияти», «Ал-латоиф-ул-ғиёсияту», «Ат-таҳбир фи илми-т-таъбир», рисолае дар бораи усули ақоид ки дорои 8 боб аст. Ба ғайр аз асарҳое, ки мо ин ҷо ном бурдем, боз чанд таълифоти дигари ӯро муаррихон ном бурдаанд. Аз ҷумла Ибни Қифтӣ дар «Таърих-ул-ҳукамо» чандин таълифоти ӯро зикр кардааст. Хулоса, то ба ҳол шумори муайяни китобҳои Имом Фахруддини Розӣ маълум нагардидааст.

Муаррих ва файласуфи машҳур Ибни Халдун дар китоби худ «Муқаддимаи таърих» фаслеро ба илми калом бахшидаву назари худро ба ин илм ва масоили он баён доштааст. Аз ҷумла гуфтааст, ки то замони Имомулҳарамайн Абулмаъолии Ҷувайнӣ матолибу

[117] М. Шариф. Таърихи фалсафа дар ислом. – Теҳрон, 1365 ш. – Ҷ. 2. – С. 83.

мабоҳиси фалсафию каломӣ бо ҳам омехта буд. Имом Ҷувайнӣ китоби «Аш-шомил»-и худро имло кард ва дар он илми каломро шарҳу тафсили зиёде намуда, масоили онро бо фаслҳо мураттаб сохт. Баъдтар он масоили муфассалро дар китоби дигари худ «Ал-иршод» хулоса кард, ки мардум аз он китоб басо истифода кардаву манфиатҳо ёфтаанд. Вақте ки улуми мантиқӣ бисёр густариш ёфт ва мардум ба хондану фаҳмидани он машғулу саргарм шуданд, оҳиста-оҳиста миёни фалсафаи юнонӣ ва каломи исломӣ имтиёзу ҷудоӣ пайдо шуд ва масоилу мабоҳиси ин ду илм аз ҳамдигар ҷудо шуданд. Аввалин касе, ки дар ин роҳ ба таври мустақил ва назари амиқ китоб навишт ва ҳам тавонист, ки асли болоро дар таълифоти худ риоят кунад, ин Абуҳомид имом Ғазолӣ буд. Ва  танҳо касе, ки пас аз вай ба таври дуруст пайравӣ кард, ин Имом Фахруддини Розӣ маъруф ба Ибни Хатиб буд. Аммо баъд аз вай боз чанде ин омезишҳо пайдо гаштанд, чунки аксари уламо ба фалсафа машғул шуданд,  дар натиҷа баъзе истилоҳоти фалсафиро ба истилоҳоти каломӣ ё баръакс истилоҳоти каломиро ба фалсафӣ якҷоя омезиш доданд, ҳол он ки мабоҳиси ин ду илм аз ҳам ҷудо ҳастанд, чунки мутакаллим нигаҳбону ҳофизи усули ақоиди мардум аст ва саъй мекунад, ки усули ақоидро аз дидгоҳи дин ва такя ба ақл таҳкиму собит созад. Файласуф бошад, ба ҳақиқати ашё назар дораду суҳбат аз он мекунад, ки мо куҷо будаем ва куҷо ҳастем ва чаро ҳастем ва ба куҷо меравем ва ҳеҷ лозиму ҳатмӣ намеҳисобад, ки ба дин ва масоили он пайравӣ намояд.Чун ин мабоҳис ба ҳам омехта шудааст, аз ин рӯ рад навиштан бар мухолифини дин мушкил шудааст. Пас, ҳар кас бихоҳад, ки ба фалосифа ва мухолифини дин рад бинависад бар ӯ лозим меояд, ки ба китобҳои Имом Ғаззолӣ ва Имом Фахруддини Розӣ бингарад ва дар маънои китобҳои ин ду олими бузург бисёр фурӯ равад. Дар ин китобҳо ҳарчанд истилоҳоти қадими уламои калом, ки мусталаҳот ва масоили онҳо маҳдуду  кам будаанд ва ба чашм мерасанд, аммо аз омезиши масоилу матолиби каломию фалсафӣ холиянд, яъне масоили каломӣ аз матолиби фалсафӣ  ҷудо шудаанд[118].

Муҳаққиқи  эронӣ Саидмуҳаммад Боқири Сабзворӣ назари худро дар ин бора чунин баён намудааст: «То ҳудуди қарни панҷуму шашуми ҳиҷрӣ ин ду (фалсафа ва калом) ба куллӣ мутамоизу ҷудо аст. Ғазолӣ ва Фахруддини Розӣ ҳам ба фикри бастану пайвастани ин

[118] Али Асғари Ҳалабӣ. Таърихи фалосифаи эрон аз оғози ислом то имруз. – Теҳрон, 1973.

ду даста афтоданд. Бо ин тафовут, ки Ғазолӣ худ ба тарафдории гурӯҳе бархоста ва «Таҳофут-ул-фалосифати» навишта ва худро олуда сохта бо оташ. Фахри Розӣ ҳам ба навбати худ дар ин мақом баромада, ҳарчанд ӯ низ масун (маҳфуз) намондааст. Вале ба назари ман беҳтар аз Ғазолӣ аз уҳда баромада, зеро ки ӯ ҳам мисли Ғазолӣ аз пайравони ашъарӣ аст»[119]. Абдурауфи Ҳақиқат донишманди эронӣ нуфузи Ф. Розиро доир ба интиқоди фалсафаи машшоӣ аз Ғазолӣ зиёдтар арзёбӣ кардааст: «Баъд аз Ғазолӣ Имом Розӣ, ки яке аз донишмандтарини мутакаллимони эронӣ ва соҳиби «Тафсири кабир» аст, ба интиқоди дақиқи фалсафаи машшоӣ пардохт. Аз ин лиҳоз нуфузи ӯ дар Эрон, ҳатто аз Ғазолӣ бештар аст»[120]. Дар воқеъ Имом Фахруддини Розӣ давомдиҳандаи равияи фалсафии Ғаззолӣ аст. Давраи ҳаёти Имом Фахри Розӣ аз хеле чиҳат такрори сайри зиндагонии Ғазолӣ аст. (Фахруддини Розӣ) дар калом, ки пайрави ашоира буд, бешак аз Ғазолӣ ва имомулҳарамайн Ҷувайнӣ мутаассир буд. Фахруддини Розиро аз бисёр ҷиҳат метавон Ғазолии дуввум хонд. Ва дар воқеъ, бе иғроқ метавон вайро яке аз бузургтарин мутакаллимони ислом ба шумор овард…[121]. Аҳамияти ӯ дар илми калом вобаста ба тавфиқест, ки дар бунёдгузории каломи фалсафӣ доштааст ва метавон гуфт, ки он ба воситаи имом Ғазолӣ оғоз шуда буд. Хизмати дигари Ф. Розӣ дар пешрафти улуми замони худ ба ҳам наздик кардани равишҳои каломӣ ва ҷаҳоншиносӣ аст, ки то замони ӯ аз ҳамдигар бисёр дур буданд, инчунин мутолиаи улуми табиист, ки ба хотири кашфи асрор ва ҳикматҳои офариниши олам сурат гирифтааст. Дар ин ҷода ӯ дар роҳе қадам мегузошт, ки пеш аз ӯ ба воситаи имом Ғазолӣ ҳамвор гашта буд. Муаллифи «Таърихи фалсафа дар ислом» роҷеъ ба аҳамият ва таъсири Ф. Розӣ андешаҳои худро чунин баён доштааст: Розӣ умреро дар пайкор бо ҷанбаи ақлонии фалсафаи юнонӣ ба сар бурд. Ӯ, ки дорои истеъдоди хос барои тарҳи саволот ва таҳлили масоили фалсафӣ буд, таъсири мондагор бар ҳамаи файласуфони баъдӣ, ба вижа бар Хоҷа Насриддини Тусӣ ниҳод. Нақши Имом Розӣ дар ҳаёти ақлонии мусулмонон гузашта аз бунёдгузории мадрасаи каломи фалсафӣ, ки бо Ғазолӣ оғоз гашта буд, иборат аз тащдиди ҳамла бар зидди фалсафаи машшоӣ буд. Ӯ аз ин рӯ роҳро барои таблиғ ва тарвиҷи

---

[119] Фахруддини Розӣ. Ал-бароҳин дар илми калом. Муқаддима ва тасҳеҳи Саидмуҳаммад Боқири Сабзворӣ. – Теҳрон, 1341 ш.
[120] А. Ҳақиқат. Таърихи улум ва фалсафаи эронӣ. – Теҳрон, 1372 ш. – С. 195.
[121] М. Шариф. Таърихи фалсафа дар ислом. – Теҳрон, 1365 ш. – Ҷ. 2. – С. 81-82.

мазоҳиби мобаъди табиии ишроқиён ва суфиён ҳамвор кард. Бо равиши ташкик, ки вай дар он бузургтарин устод дар ислом буд (Имом-ул- мушаккикин), фалсафаи машшоиро бо сабке таҳлил ва интиқод кард, ки ҷуз Ғазолӣ ба сахтӣ метавон касеро бо ӯ баробар шумурд. Бо вуҷуди инҳо ӯ мутакаллиме буд, ки ба улуми ҷаҳоншиносӣ, табиъӣ ва улуми ғариба алоқаманд буд. Имом Розӣ дар наздик кардани илми калом ба улум ва ҳатто тасаввуф, ки осори каломии худро бо он чошнӣ[122] зад, нақши муҳимме дошт. Ӯ (Ф. Розӣ) дар миёни мутакаллимон чеҳраи арзандае аст, ки нерӯи андешааш дар ҳамаи ҷаҳони исломӣ пароканда шуд ва дар замоне, ки ҳамлаи сахти муғул хилофатро ба поён мебурд, осори ӯ барои ҳифз ва ибқои он вақф шуда буд[123]. Дар бораи мавзуи мазкур андешаҳои муаллифи китоби «Таърихи улум ва фалсафа дар Эрон» дар бораи Ф. Розӣ чунин аст: «Фахри Розӣ дар улум ва орои фалосифа комилан ворид буд, чунон ки аз «Ҷомеъ-ул-улум», ки доират-ул-маорифест (донишномаест) аз улуми он замон ва «Мабоҳис-ул-машриқия», ки аз маохизи муҳими афкори файласуфони баъд аз ӯст, бармеояд. Лекин ӯ ба унвони як мутакаллим бо бархе аз усули фалсафаи машшоӣ, монанди таркиби ҷисм аз ҳаюло ва сурат ва иллият ба маънои арастуӣ ва масъалаи хилқат ва бисёре аз умури дигар мухолифат варзид. Ва дар китоби «Ал-муҳассал» ба интиқоди машшоиён пардохт. Муҳимтарин асари ӯ аз лиҳози фалсафӣ шарҳи дақиқест, ки бар «Ал-ишорот»-и Абӯали Сино нигошт ва агарчӣ дар ҳалли мушкилоти ин матни фишурда, ки охирин шоҳкории Ибни Сино аст, ҳамми (кӯшиши) фаровон масруф кард, аммо дар ҳар нукта ба интиқод ва ташкик дар ақоиди ӯ пардохт, то ҳадде, ки ӯро Имом-уш-шаккокин ё Имом-ул-мушаккикин лақаб додаанд. Ба ин васила Фахри Розӣ номи худро дар лавҳи таърихи фалсафа дар Эрон барои ҳамеша ба ҷой гузошт, гарчи ҳакимони баъдӣ ҳамвора ӯро мавриди ҳамла қарор додаанд ва душмани бузурги фалсафа маҳсуб доранд»[124].

Фахруддини Розӣ на танҳо ба фалсафа ва калом, балки ба тамоми илмҳои замонааш, чи динӣ ва чи дунявӣ алоқаи қавӣ доштааст. Далели боризи ин гуфтаҳо асари ӯ «Ҷомеъ-ул-улум» аст, ки Ф. Розӣ

---

[122] Чошни – андак чизе аз шароб ва таъом; ва ба маънии намудор ва маза ва ширинӣ ва чизи андак, ки ба қадри чашидан бошад. Ғиёс-ул-луғот. – Ҷ. 1. – С. 257.
[123] М. Шариф. Таърихи фалсафа дар ислом. – Теҳрон, 1365 ш. – С. 93-94..

124 А. Ҳақиқат. Таърихи улум ва фалсафа дар Эрон. – Теҳрон, 1372 ш. – С. 195.

дар он ҳудуд, усул ва таърифи илмҳои гуногуни замонаашро баён доштааст. Аз улуми динӣ-мазҳабӣ монанди калом, фиқҳ, ҳадис, мерос, тафсир, қироат оғоз карда, сипас ба улуми забоншиносӣ ва адабиёт мегузарад, монанди сарфу наҳв, одобу ахлоқ, шеършиносӣ, арӯз ва баъд аз он ба улуми дигар монанди таърих, фалсафаи табиъӣ, хобгузорӣ, тиб, кимиё, тилисмот, кишоварзӣ, ҳандаса, ҳисоб, мусиқӣ, нуҷум (ситорашиносӣ), танҷим (ситорашуморӣ) ва ҳатто ба шатранҷбозӣ мегузарад. Аммо маълумоти Ф. Розӣ дар ин китоб на тафсилӣ, балки иҷмолӣ (фишурда) аст, яъне маълумоти ҳар як илм бо пуррагӣ ва тамоми ҷузъиёташ баён нагаштааст, фақат усул, ҳудуд ва масоили асосии улуми мазкур тавсиф шудааст. Ва ин китоб ҳамчун яке аз беҳтарин доират-ул-маорифҳо (донишнома, энсиклопедия) шинохта шудааст.

Фахруддини Розӣ ба ирфону тасаввуф низ таваҷҷуҳ ва тамоюл доштааст. Гароиш ва алоқамандии Ф. Розӣ ба ирфону тасавуф аз рӯйи нишондоди осори ӯ дар охири умраш зоҳиртар мегардад. Ба хусус тафсири «Мафотеҳ-ул-ғайб», ки дар он, дар баробари арзи андешаҳои мухталифи илмӣ, афкори ирфонию тарбиятӣ низ бараъло ба назар мерасанд. Шавқу ҳавас ва ихлосу эҳтироми Ф. Розӣ нисбат ба ирфону тасаввуф аз рафтору гуфтори ӯ низ мушоҳида мегардад, зеро аз осори Имом Фахруддини Розӣ ва сарчашмаҳои таърихӣ бармеояд, ки Фахруддини Розӣ ҳаргиз бо орифон мухолифат ва мубоҳисаву мунозира надоштааст ва дар муқобили ақоиду афкори онҳо зиддияти худро зоҳир накардааст. Баръакс, осори Фахруддини Розӣ далолат ба ҷонибдорӣ аз ирфону тасаввуф мекунад. Монанди баъзе ашъори парокандаи арабию форсии ӯ, рисолае дар мазамматы дунё, васиятномаи ӯ пеш аз маргаш, андешаҳои ӯ дар дастхати «Фолномаи Имом Ҷаъфари Содиқ ва Имом Фахри Розӣ», қиссае, ки онро олим ва орифи маъруфи диёрамон Мавлоно Яъқуб ибни Усмони Чархӣ (ваф. 851 ҳ.қ.) дар тафсири ояти 32-и сураи «Ал-ҳоққаҳ» овардааст, ки он далолат ба бисёрии таълифот ва тамоюл ба ирфон ва муриди яке аз машоих гаштани Фахруддини Розӣ мекунад ва ғайри инҳо. Аммо афкор ва мавзӯъҳои орифонаву суфиёна он чунонки дар осори Имом Ғазолӣ ба назар мерасад, дар осори Имом Розӣ он гуна нест. Муаллифи китоби «Таърихи фалсафа дар ислом» алоқамандии Ф. Розиро ба тасаввуф дар даврони охири ҳаёташ нисбат дода гуфтааст, ки он чи кашфаш барои мо сахт аст, ин аст, ки оё Фахруддини Розӣ як сӯфии омил (амалкунанда) ба сулук будааст ё на? Ва дар ҷойи дигар

фармудааст: Имом Розӣ дар навиштаҳо ва давраи ҳаёти хеш навъе пархошҷӯи ва ситез нишон дода, ки ба сахтӣ метавон онҳоро аз вижагиҳои навиштаҳо ва усули зиндагии орифон ба шумор овард. Дар айни ҳол бо вуҷуди ҳамаи ин нуктаҳои манфӣ бархе аз навиштаҳои охири ӯ таъсири тасаввуфро бар рӯҳияи ӯ ба некӣ нишон медиҳад. Ва мумкин аст, ки ба сабаби мақоми иҷтимоиаш, ҳатто пас аз пайвастан ба ҳалқаи сӯфиён, то андозаи зиёде таъаллуқот ва дилсупурдагиҳои худро ба он мазҳаб пинҳон медоштааст, то магар аз ҳар гуна мухолифати хориҷӣ бипарҳезад. Ашъори худи ӯ ва алоқаи вофираш ба шоири нобинои араб Абуларои Муаро (ваф. 449 ҳ.қ.) орифе, ки ағлаб дар дидаи зоҳирбинон чун шакокон ҷилва мекунад ва ин ки гуё Имом Розӣ бар девони ӯ шарҳе навиштааст, ба ин нукта далолат мекунад, ки имом Розӣ як мутакаллими маъмулӣ набудааст, балки медониста, ки навъи дигар аз маърифат, яъне ирфон вуҷуд дорад, ки фаротар аз ҳамаи донишҳои ақлонӣ, чун калом қарор мегирад. Ин ки ӯ амалан дар ин маърифат ширкати муассир дошта ё на? Масъалае нест, ки ба осонӣ битавон ба он посух дод, чунки на мадраки таърихӣ лозим ба ин манзур вуҷуд дорад ва на шавоҳиде дар навиштаҳои худи ӯ метавон ёфт[125]. Илова бар ин ҳамчунонки олим ва муҳаққиқ Муҳаммадсағир Ҳасани Маъсумӣ гуфта буд, то ҳол ҳамаи китобҳои Ф. Розӣ ба табъ нарасидаанд ва ҳанӯз бархе аз онҳо дастрас нагаштаанд. Дар воқеъ сухани устод Ҳасани Маъсумӣ ба маврид аст ва имкон дорад, ки дар миёни осори ҳанӯз бадастнарасидаи Ф. Розӣ асаре таълифгашта дар ирфону тасаввуф мавҷуд бошад. Монанди мақолаи пажӯҳишгари афғон устод Сабоҳ дар сомонаи интернетӣ зери унвони «Зиндагӣ ва шахсияти андешаманди боиқтидор Фахри Розӣ», ки шомили ҷумалоти зеранд: «Аз Фахруддини Розӣ ҳамчун аксари мутафаккирон ва донишмандони забони порсӣ ашъори андаке бар ҷой мондааст. Сурудаҳои порсии ӯ бисёр кам ва бештар дар қолаби рубоӣ аст. Ин рубоиҳо бо ашъори касоне, чун Абусаиди Абулхайр, Умари Хаём, ибни Сино ва Бобо Афзал ба гунае дар ҳам омехтааст. Муфассалтарин асари манзуми порсии Фахруддини Розӣ манзумаи *навёфтаест* дар мантиқ ва фалсафа. Розӣ ин манзумаро дар миёнаи солҳои 589-593 (ҳ. қ.) сохта ва дар он мабоҳиси фалсафа ва мантиқ, табииёт ва илоҳиётро ба манзури омӯзиши навомӯзон ва толибилмон ба назм овардааст. Фахруддини Розӣ ин манзумаро хитоб ба

[125] М. Шариф. Таърихи фалсафа дар ислом. – Теҳрон, 1365 ш. – С. 92.

Носируддини Маликшоҳ фарзанди султон Хоразмшоҳ суруда ва дар бархе абёти он аз ин шоҳзода ситоиш кардааст».

Бо вуҷуди мавсуф гаштани Фахруддини Розӣ ба донишманди тамомии улуми асри хеш ва таълифоти ӯ дар аксари улуми мавҷудаи замонаш, ӯ дар таърихи фалсафаи форсу тоҷик намояндаи фалсафаи калом, яъне фалсафаи динӣ шинохта шуда, бештар аз дигар мутакаллимон бар хилофи баъзе таълимоти Ибни Сино ва пайравони фалсафаи машшоъ изҳори назар кардааст ва ба таълимоти онҳо осеб расонидааст. Афкори тозаи фалсафие, ки Ф. Розӣ дар замони худ ироа карда буд, бештар ҷанбаи интиқодӣ (танқидӣ) дошта, дар рад бар баъзе масоили фалсафаи машшоӣ аст. Ӯ ин афкори худро зиёдтар дар китоби фалсафии худ «Мабоҳис-ул-машриқияти» ва сипас ин равишро дар китоби дигари фалсафии худ шарҳ бар «Ал-ишорот»-и Ибни Сино идома додааст. Албатта, тавсеа ва пешбурди назарияву афкор вобаста ба муҳит аст ва муҳити сиёсиву иҷтимоии Имом Фахруддини Розӣ имкон дод, то ӯ назариёти худро вусъат бахшад. Соҳиби китоби «Таърихи фалсафа дар ислом» аҳамияти таълимоти фалсафии Ф. Розиро дар интиқод ва ташкик бар усули фалосифаи машшоӣ маънидод карда, бо вуҷуди доғ гузоштанаш бар ин мактаби фикрӣ, инчунин онро боиси кушоиши уфуқҳои нави илмӣ, аз ҷумла таълимоти ишроқӣ ва ҷараёни тасаввуф арзёбӣ кардааст.

## Нигоҳе ба «Мафотеҳ-ул-ғайб» ё «Тафсири кабир»-и Фахруддини Розӣ

Аз ҷумлаи арзишмандтарин асарҳои Имом Фахруддини Розӣ ин тафсири Қуръони карим аст, ки бо номҳои «Тафсири кабир» ва «Тафсири Розӣ» машҳур гаштааст. Чун ҳаҷми он калон ва матолибаш зиёд аст, пас, онро «Тафсири кабир» гуфтаанд. Аммо дар асл номи ин китобро Фахруддини Розӣ «Мафотеҳ-ул-ғайб» гузоштааст. Ва метавон гуфт, ки ин ном баргирифта аз қисмати ояти 59-и сураи «Анъом» мебошад, ки дар он омадааст: «Ва назди Худо аст калидҳои ғайб (яъне анвоъи илми ғайб) намедонад онҳоро магар Худо…». Дар тафсири ин оят Ф. Розӣ маънои мафотеҳро чунин шарҳ додаст: Мафотеҳ ҷамъи мифтаҳ ба касри мим ба маънои калид аст, ки бо он чизе кушода гардад ва ба фатҳи мим ба маънои хазина ва ҳар гаҷинае, ки дар он

анвоъи ашё мавҷуд аст[126]. Пас метавон гуфт, ки ин китоб бо номи худ хело мувофиқу созгор омадааст, зеро ин китоб дар миёни дигар тафсирҳои Қуръон бо бузургӣ ва фарогирии мавзӯъҳои гуногунаш мавқеи шоистаеро ишғол мекунад.

Ҳамон гунае, ки ҷойгоҳи Ф. Розӣ дар миёни олимону ходимони илми калом баландпояву шинохта аст, ҳамон андоза ва ҳатто аз он зиёдтар мақому манзалатро дар миёни донишмандон, муфассирон ва ходимони улуми қуръонӣ доро мебошад. Фахруддини Розӣ илми тафсирро дар хурдӣ аз падари хеш омӯхта буд ва муҳаббати таълифи китобе дар ин замина, ҳамеша дар гӯшаи қалбаш нуҳуфта буд, аммо ҳамчуноне, ки маълум аст барои навиштани тафсири Қуръон ва муфассир будан, дорои истеъдоди махсус ва риояи талаботу қонунҳои мавҷуда ҳатмист. Аз ин рӯ Ф. Розӣ тафсири худро тақрибан дар охири ҳаёташ оғоз кард, яъне баъд аз омӯзиши тамоми илмҳои замонаш, ба хусус он улуме, ки донистани онҳо барои ҳар як муфассири қуръон ҳатмист. Имом Розӣ ин китоб («Тафсири кабир»)-ро баҳона ва фурсате мешуморад, то огоҳиҳои доират-ул-маорифии худро ба минассаи (ҷойгоҳ, курсии) зуҳур бинишонад ва дар он ҳар ҷо, ки имкон меёбад, таърих, ҷуғрофия ва шохаҳои дигари маърифатро бо тафсири насси қуръонӣ дар ҳам меомезад. Фахруддини Розӣ ба фоида ва аҳамияти илми Қуръон баҳои баланд дода, аз ҷумла гуфтааст: Ман ҳамаи услубҳои илми калом ва ҷамеи роҳҳои фалсафаро таҷриба кардам, вале дар ҳеҷ як аз онҳо фоидае, ки аз хондани Қуръони Карим бурдам, наёфтам[127].

Дар бораи таърихи оғоз ва анҷоми таълифи ин тафсир танҳо дар асоси ахбори парокандае, ки дар охири баъзе сураҳо омадааст, метавон сухан гуфт. Аввалин таърихе, ки Фахруддини Розӣ дар поёни сураи Оли Имрон ба он ишора кардааст, аввали рабеъ-ул-аввали соли 595 ҳ. қ. мебошад. Бар ин асос метавон гуфт, ки Фахруддини Розӣ тафсири худро пеш аз соли 595 ҳ.қ. оғоз кардааст. Ва охирин таърихе,

---

[126] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 5. – С. 10.
[127] М. Шариф. Таърих фалсафа дар ислом. – Теҳрон, 1365 ш. – С. 90.

ки дар ин тафсир зикр гардидааст, дар анҷоми сураи Аҳқоф, яъне рӯзи чоршанбе, 20-уми зилҳиҷҷа соли 603 ҳ. қ. мебошад.

Ф. Розӣ  ин тафсирро бо забони арабӣ таълиф кардааст, то мавриди истифодаи бештари одамон қарор ёбад ва дар он ақидаҳои диниву фалсафӣ, андешаҳои ахлоқию тарбиявии худро баён карда, аксари оятҳои Қуръонро мантиқан бо далелҳои нақливу ақлӣ  шарҳу тавзеҳ додаст. Инчунин ӯ зимни тафсири оятҳои Қуръонӣ ба баҳсҳои мухталиф пардохта, суханони уламои усул, фақеҳон, ҳакимону файласуфон ва табиатшиносонро баён карда, баъзеи онҳоро қабул кардаву тақвият додаст ва баъзеи дигарро напазируфтаю рад кардааст. Бинобар ин ҳаҷм ва андозаи ин тафсир хело калон шудаву матолиби он зиёд гаштааст. Аз ин хотир баъзе нафаронро ин равиш хуш наомадааст ва гуфтаанд: «Имом  Розӣ  тафсири худро  аз суханони ҳакимону файласуфон пур карда, аз як сухан ба сухани дигар рафтааст, чунки сухан аз сухан пайдо мешавад, ба ҳадде ки бинанда дар тааҷҷуб меафтад ва аз худ мепурсад, ки оё дар илми тафсир ба ин дарозӣ сухан мегуфта бошанд? Ва аслан ба ин баҳсҳо эҳтиёҷе аст? Аз ин ҷост, ки баъзеи зарифон гуфтаанд: Дар тафсири Имом Розӣ ҳама чиз аст, ба ғайр аз тафсир[128]. Нафари дигаре ҷуръат карда гуфтааст:

Беҳуда сухан ба ин дарозӣ,
Тафсири кабири Фахри Розӣ.

Муфассирон ва донишмандони улуми қуръонӣ тафсирро ба чанд навъ ҷудо кардаанд. Аз ҷумла: 1.Тафсирҳои билмаъсур (ривоятӣ); 2. Тафсирҳои бирраъй (дироятӣ); 3.Тафсирҳои бирраъйи маҳмуд; 4. Тафсирҳои бирраъйи мазмум. Ва аксари эшон ҳангоме, ки аз тафсирҳои бирраъйи маҳмуд сухан гуфтаанд аз ҷумлаи муҳимтарин ва машҳурини онҳо «Тафсири кабир»-и Фахруддини Розиро ба шумор овардаанд. Мусаллам аст, ки ҳар муфассир дар тафсири худ роҳу равиш ва услуберо муайян менамояд, ки онро дар илми усули тафсир манҳаҷи муфассир меноманд. Ҳарчанд тафсири Фахруддини Розӣ дорои мабоҳиси каломӣ ва ақлист, зоҳиран худи Розӣ дар пайи

128 Алӣ Иброҳими Мансур. Мабоҳис фӣ усули-т-тафсир ва маноҳиҷи-л-муфассирин. – Душанбе, 2011. – С. 172.

нигориши тафсири каломӣ ё фалсафӣ ё тафсири биррайъи маҳмуд ё мазмум набудааст, зеро ӯ дар тафсири худ ба ин нукта ишорате накардааст, дар ҳоле ки дар васиятномааш фармудааст, ки ҳеҷ як аз ин равишҳои фалсафӣ ва каломӣ дар баробари равиши қуръонӣ арҷ ва арзише надорад. Фахруддини Розӣ  дар тафсири худ дорои манҳаҷест, ки онро бархе аз олимон, ба хусус муфассирону қуръоншиносон  баён доштаанд. Аз ҷумла  Алии Мансур муаллифи китоби «Мабоҳис фи усули-т-тафсир ва маноҳиҷи-л- муфассирин» чунин гуфтааст: Фахруддини Розӣ дар тафсираш он муносибатҳое, ки миёни оятҳову сураҳои қуръонӣ вуҷуд доранд баён дошта, баҳсҳои улуми риёзӣ, табиӣ, нуҷум, ҳандаса, фалакиёт ва ғайраро пеш овардааст ва аз масоили ҷаҳони ҳастӣ, офариниши инсон, осмону замин, ҳайвонот, наботот, ҷамодот ва дигар махлуқот сухан ронда, тавассути онҳо ба вуҷуди офаридагор ва сифатҳои комилаи ӯ истидлол кардааст. Ақволи файласуфонро фаровон зикр карда, атрофи онҳо баҳсҳои доманадор оростааст ва тибқи ақоиди аҳли суннат ва ҷамоат ибрози андеша намудааст. Бо вуҷуди ҳамаи ин заҳматҳо нафароне пайдо шудаанд, ки ин равиши Ф. Розиро написандидаанд ва ба ӯ эрод гирифта гуфтаанд: Ф. Розӣ далелҳои ҷониби муқобилро хеле васеъу кушода баён кардааст, аммо дар рад ва инкору посухи онҳо кутоҳӣ кардааст. Лекин соҳиби «Таърифу-д-дорисин би манҳаҷи-л- муфассирин» ин эродро қабул накардааст…[129].  Саиднуруллоҳ Ҳусейни Шуштарӣ низ гуфтааст, ки Фахруддини Розӣ асоси тафсири худро аз тафсири «Равз-ул-ҷинон»-и Абулфутӯҳи Розӣ гирифта, барои рафъи таваҳҳум баъзе аз ташкикоти худро илова кардааст, аммо устод Алӣ Асғари Ҳалабӣ сухани Шуштариро напаризуфтааст ва  қавли ӯро  бе асос хондаву исботи онро мушкил,  ҳатто маҳол дониста, мункири  шабоҳати ин ду тафсир шудааст ва баён доштааст, ки чун Фахруддини Розӣ ақлгаро буд, бисёр вақтҳо бо хондану  мутолиаи тафосири ақлӣ,  мутаассир мегаштааст.

Фахруддини Розӣ  дар ин тафсир аз воқеъот ва қиссаву достонҳои ақвоми гузашта, ба хусус аз аҳли китоб зиёд сухан нагуфтасст  ва он

[129] Маъхази қаблӣ.  – С. 174.

чиро, ки зикр кардааст, бештар ҷиҳати рад ва ботил гардонидани онҳо будааст, монанди қиссаи Довуду Сулаймон, Ҳоруту Морут ва ғайра. Ё дар тафсири аввали сураи «Қалам», дар шарҳи маънои ояти «нун», ҳангоми зикри ақволи мухталиф, онро ба маънои наҳанге, ки замин бар пушти он қарор дорад, баён доштааст. Ҳарчанд, Фахруддини Розӣ ин ривоятро дар тафсири хеш овардааст, лекин онро на ба сабаби мухолифати бо ақл ё мушкилот дар силсилаи ривоёт ё аз исроилиёт будани он рад кардааст, балки аз ҷиҳати наҳвӣ ва адабӣ онро мардуд донистааст. Дар мавзеъҳои лозиму муносиб масоили усулӣ, наҳвӣ ва балоғиро зикр кардааст, лекин на ба андозаи зикри масоили каломӣ ва табиию фалсафӣ, зеро баёни масоили табиӣ ва фалакиву фалсафӣ бахшҳои умда ва баҳсҳои тӯлонии ин тафсир маҳсуб меёбанд. Ва танҳо чизе, ки сабаби эрод гирифтани баъзе нафарон ва коҳиш додани бузургии ин тафсир гаштааст, ҳамин бахшҳо ва баҳсҳои доманадор аст. Ҳангоми тафсири оятҳои аҳкомии Қуръон онҳоро хело хубу олӣ шарҳу тавзеҳ дода, баъзе ақволи фуқаҳоро, аз ҷумла Имом Абӯҳанифа ва Шофеиро дар бораи он ҳукм баён доштааст ва баъзан мазҳаби фиқҳии худ, яъне шофеиро тарғиб намуда аз он дифоъ кардааст. Равиши дигареро, ки муаллиф дар ин тафсир интихоб кардааст, ин такрори баъзе маънонист ва ин бесабаб нест, чунки худи Ф. Розӣ гуфтааст: «Такрор фоидабахши қарорёбии маъно дар хотираи инсон аст». Ин гуфтаи ӯ ҳакимона буда, бо масалу андарзҳои мардумӣ мувофиқ аст чунонки гуфтаанд: «Такрор модари дониш аст». Ё ин, ки гуфтаанд: «Деҳқон шудӣ, шудгор кун, олим шудӣ, такрор кун» ва ба монанди ин масалҳо, ки дар эҷодиёти шифоҳии мардум фаровонанд.

Ҳангоми дарк ва фаҳми маънӣ ва шарҳу тафсили оятҳои қуръонӣ, хонанда аз андешаву ақидаҳои тарбиявию ахлоқӣ, яъне афкори педагогии муаллиф огоҳ гашта, нақши онро дар омӯзишу парвариши инсоният, хусусан насли ҷавону наврас ва камолоти маънавии инсонӣ, хуб дармеёбад. Инчунин афкори педагогии ӯ аз овардани ақволи бузургон ва ҳикоёту нукоти панду андарзӣ ва ҷаззобу дилнишин хуб ба назар мерасад.

Муаллиф дар ин тафсир аз вожаю ибораҳое, ки дар як маъно корбурд доранд, истифода бурдааст ва ин равиш як навъи фасоҳат дар калом аст, зеро ӯ фармудааст: «Ал-ихтилофу фи-л-алфоз адаллу ала-л- фасоҳати», яъне дигаргунии алфоз бар фасоҳати калом далолат мекунад. Равиши дигари ӯ дар ин тафсир чунин аст, ки баъд аз зикри аксари оятҳои қуръонӣ ба масоили он пардохта, иброз медорад, ки ин оят дорои чанд масоил аст ва бо навбат ҳар якеи онҳоро шарҳ медиҳад. Баъзан ҳангоми баррасӣ ва баёни масоили мазкур саволе ба миён меояд, ки он посухи худро пайдо менамояд. Гоҳо чунин мешавад, ки дар оғози тафсири сура қабл аз зикри масоили вобаста ба он , муаллиф фаслҳоеро ҷой медиҳад. Ба монанди сураи Ихлос, ки дорои 4 фасл аст. Фасли авал ва чоруми он ба фазилати ин сура, фасли дуввуми он ба асбоби нузул ва фасли севвум ба номҳои ин сура тахсис ёфтааст. Муаллиф баъзан дар оғози сура он ривоёт ва ақволеро, ки марбут ба он сура аст, баён медорад, монанди сураи Тин ва Фил ё муносибати онро бо сураи қаблӣ баён месозад мисли сураи Зилзол ё латоифи онро бозгӯ менамояд, мисли сураи Наср. Ҳангоми шарҳи маънои луғавии баъзе вожаҳо ҷиҳати истидлол ва тақвияти қавли хеш ба мисраъҳои шеърии шоирони машҳури Араб рӯ меорад, монанди Имриил Қайс, Ахтал, Ибни Анбозӣ, Ҳисон, Абӯлолияи Муаро, Абу Зувайб, Абу Нувос, Ибни Сувайб, Абу Тамоми Тойи, Умая, Лабид, Мутанабӣ ва дигарон. Баъзан номи шоирро наоварда ба тариқи «гуфтааст шоир» ё «гуфта шудааст» аз ашъори шоирон байту мисраъҳоро пешкаш менамояд.

Фахруддини Розӣ дар тафсири оятҳои қуръонӣ аз тариқи ривояти саҳоба ва тобеин бештар ба Абдулло ибни Аббос, Саид ибни Ҷубайр, Муҷоҳид ибни Ҷабр, Қатода ибни Диома ва дигарон истинод кардааст. Аммо ӯ дар нақли ҳадис ба шевае, ки дар асри ӯ ривоҷ дошт, кор нагирифтааст, яъне силсилаи санади аҳодисро хуб зикр накардааст. Инчунин он аҳодисеро, ки дигар муфассирон дар фазилати сураҳо ва савоби қироати онҳо нақл кардаанд, наовардааст.

Албатта Ф. Розӣ мисли дигар муфассирон дар тафсири худ ваҷҳҳои қироат, тарзҳои дурусти хондани баъзе оёт, калимот, ҳарфҳо

ва чигунагии эъробу ҳараки онҳоро шарҳ додаст. Ҳамчунин Ӯ мисли дигар муаллифон дар тафсираш аз осор ва тафсирҳои то замони худ таълифёфта, баҳра бардошта, иқтибосу қайдҳоеро ироа кардааст, вале номи аксари эшонро зикр накардааст, чунки равиши маъмули Фахруддини Розӣ танҳо зикри номи муаллифон аст. Аз ҷумлаи осоре, ки зикрашон дар «Тафсири кабир» омадааст, «Осор-ул-боқияти ан-ил-қуруни-л-холияти»-и Абурайҳони Берунӣ, «Ат-тавҳид»-и ибни Хузайма, «Ал-эътизор»-и қози Абдуҷаббори Муътазилӣ мебошад. Дар баҳсҳои луғавӣ аз китоби «Маони-л-қуръон»-и Ҳаҷҷоҷ ва Фарро, «Ал-комил»-и Мубаррад ва «Ғариб-ул-қуръон»-и Ибни Қутайба низ истифода кардааст. Истифода аз тафсирҳои пешин, ба хусус аз тафсири Муҳаммад ибни Умари Хоразмии Замахшарӣ (ваф. 538 ҳ.қ.) «Ал-кашшоф ан ҳақоиқ-ит-танзил ва уюн-ул-ақовил фи вуҷуҳи-т-таъвил», ки бо номи «Тафсири кашшоф» машҳур аст, бештар ба назар мерасад. Ҳатто Ф. Розӣ сураи «Тавба»-ро бо овардани қавли соҳиби «Кашшоф» оғоз намудааст. Аммо бар хилофи Замахшарӣ, ки ҳадаф аз тафсираш бештар дифоъ аз мазҳаб ва таълимоти муътазилӣ аст, Фахруддини Розӣ сароҳатан ба ангеза ва ҳадафи худ ишорае накардааст, вале гоҳо ӯ ба дифоъ аз мазҳаби каломии Абулҳасани Ашъарӣ ва рад бар мухолифони ӯ, ба хусус муътазила пардохтааст, ҳамон гунае, ки баъзан авқот аз мазҳаби фиқҳии худ ҷонибдорӣ ва ҳимоят намудааст. Ба ғайр аз тафсири Замахшарӣ ба дигар китобҳои тафсир низ такя кардааст, монанди тафсири «Танзеҳ-ул- Қуръон ан матоъин»-и Қозӣ Абулҳасан Абдуҷаббор ибни Аҳмади Ҳамадонӣ (ваф. 415 ҳ.қ.), «Тафсири воҳидӣ» Абулҳасан Али ибни Аҳмад (ваф. 462 ҳ.қ.), «Ал-кашф ва-л-баён»-и Аҳмад ибни Иброҳими Саълабӣ (ваф. 427 ҳ. қ.), «Аҳком-ул-қуръон»-и Аҳмади Розии Ҷассос (ваф. 370 ҳ. қ.), «Тафсири Қаффол»-и Муҳаммад ибни Алӣ ибни Исмоил (ваф. 365 ҳ. қ.) ва дигарон. Муаллифи китоби «Фарҳанг ва тамаддуни исломӣ дар қаламрави Сомониён» доир ба истифодаи Фахруддини Розӣ ва Имом Суютӣ аз «Тафсири Қаффол» чунин ёдовар шудааст: «Чанде баъд фақеҳи барҷастаи шофеӣ Абӯ Бакр Муҳаммад ибни Алии Қаффоли Шошӣ (д. 365 ё 366 ҳ.қ. / 976 ё 977 м.) «ат-Тафсиру-л-кабир»-ро бо

гароиши муътазилӣ дар табйини оёт таълиф кард ва ба ҳамин сабаб мавриди интиқоди устод Абӯ Саҳли Саълукӣ, фақеҳ ва муҳаддиси шофеии муосири худ қарор гирифт. Фахри Розӣ дар «Тафсири кабир»-и худ, матолиби бисёре аз ӯро, ки дар мактаби муътазила қарор дорад, нақл кардааст. Суютӣ низ дар китоби худ, «Асрор-ут-танзил», пораи муносибот миёни оётро аз вай овардааст»[130]. Агарчи Фахруддини Розӣ дар боби ақида бо муътазила мухолиф буд, аммо дар тафсир баъзан ақволи олимону муфассирони муътазилиро нақл кардаву ба кор бурдааст, монанди тафсири Абулқосими Каъбӣ (ваф. 319 ҳ. қ.), тафсири Абӯалии Ҷубоӣ (ваф.303 ҳ. қ.), «Ал-ҷомеъ»-и Абумуслим Муҳаммад ибни Баҳри Исфаҳонӣ, тафсири Қозӣ Абдуҷаббори муътазилӣ (ваф. 415 ҳ. қ.), тафсири Абубакри Асам, Абулҳусейни Басрӣ (ваф. 436 ҳ. қ.) ва Рукниддин Маҳмуди Малоҳидӣ (536 ҳ. қ.), ки Фахруддини Розӣ аз ӯ бо номи Маҳмуди Хоразмӣ ёд кардааст.

Баҳси муаллифи ин китоб аз мавзӯъҳоест, ки дар робита бо ин тафсир вуҷуд доштааст ва то кунун ҳақиқати худро ба пуррагӣ наёфтааст.Дар бораи ин ки «Тафсири кабир»-ро худи Фахруддини Розӣ комилан таълиф кардааст ё қисмате аз онро таълиф намудааст, ихтилофи назар вуҷуд дорад. Як назар ин аст, ки худи Ф. Розӣ тафсирашро ба пуррагӣ навиштааст, зеро то панҷоҳ сол ба баъд аз вафоти Ф. Розӣ суҳбате аз нуқсони «Тафсири кабир» набудааст, ҳатто шогирдони маъруфи Ф. Розӣ сухане аз ин мавзӯъ ба миён наовардаанд. Далели дигареро, ки ин назарро тақвият мебахшад, метавон қавли Ф. Розиро дар ду мавзеъи китоби ӯ бо номи «Иршод-ут-толибин ило манҳаҷи-л-қавим фи баёни маноқиби-л-имом-иш-Шофеъи» зикр кард. Яке он, ки дар саҳифаи 193-и ин китоб дар фасли баёни маърифати имом Шофеӣ ба илми тафсир омадааст: «Ҳар ки мутолиа карда бошад «Тафсири кабир»-еро, ки таълиф кардаам онро ва огоҳ гашта бошад бар чигунагии истинботи масоил мувофиқи мазҳаби шофеӣ аз китоби Худо, донистааст, ки Имом Шофеӣ дар

[130] Муҳаммадризо Ноҷӣ. Фарҳанг ва тамаддуни исломӣ дар қаламрави Сомониён. – Душанбе, 1390 ш. – С. 870, 871.

илми тафсир баҳри бесоҳил аст». Дигар он ки Ф. Розӣ дар саҳифаи 402-и ҳамин китоб зимни тафсир ва шарҳи ояти 59-и сураи «Нисо» гуфтааст: «Худованд таъхир кунонидааст қиёсро аз тамоми далоил (китоб, суннат, иҷмоъ) ва ҷоиз гардонидааст истифода аз қиёсро машрут ба набудани дигар далоили мазкур, бинобар aқволе, ки онро дар «Тафсири кабир» баён доштаем»[131]. Аз ин гуфтаҳо бармеояд, ки Ф. Розӣ «Тафсири кабир»-ро бояд пеш аз «Иршод-ут-толибин ило манҳаҷи-л-қавим фи баёни маноқиби-л-имом-иш-Шофеъи» таълиф карда бошад. Ва ин гуфтор ба таърихи оғози таълифи «Тафсири кабир» ва анҷоми «Иршод-ут-толибин ило манҳаҷи-л-қавим фи баёни маноқиби-л-имом-иш-Шофеъи»- мувофиқ меояд, зеро Ф. Розӣ «Тафсири кабир»-ро пеш аз соли 595 ҳ.қ. оғоз кардааст ва «Иршод-ут-толибин ило манҳаҷи-л-қавим фи баёни маноқиби-л-имом-иш-Шофеъи»-ро дар соли 597 ҳ.қ. ба итмом расонидааст. Аммо дар интиҳои таълифи «Тафсири кабир», ки охирин ишора ба таърихи он дар дар анҷоми сураи «Аҳқоф», яъне рӯзи чоршанбе, 20-уми зилҳиҷҷа соли 603 ҳ.қ. зикр гардидааст, мувофиқ намеояд.

Назар дигар ин аст, ки Фахруддни Розӣ бахше аз «Тафсири кабир»-ро навиштааст на ҳамаи онро, бо ин далел, ки дар «Тафисири кабир» дар ояти 24, сураи «Воқеъа» аз ҷумла омадааст: «Масъалаи аввал усулӣ буда онро Имом Фахруддин дар мавзеъҳои бисёр зикр кардааст ва мо баъзеи онро баён медорем». Ин иборат гувоҳи равшанест бар ин, ки Ф. Розӣ дар тафсираш то ин ҷо нарасидааст ва шахси дигаре ин қисматро навиштааст. Муаллифи китоби «Таърихи фалсафа дар ислом» дар ин бора чунин гуфтааст: Барҷастарини ҳамаи тафосири Имом (Розӣ) китоби азими «Мафотеҳ-ул-ғайб» аст, ки ба «Тафсири кабир» машҳур аст, ки пас аз марги вай ба василаи ибни Хувайӣ ва ва Суютӣ гирдоварӣ ва танзим гаштааст[132]. Ба гуфтаи муаррихону муҳаққиқон аз ҷумла Ибни Халликон дар «Вафиёт-ул-аъён» ин тафсирро худи Ф. Розӣ пурраву комил нанавиштааст, зеро таълифи ин китоб дар охири ҳаёти ӯ сурат гирифтааст. Ҳофиз ибни

[131] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Маноқиб-ул-имом-иш-Шофеъи. – Қоҳира, 1406 ҳ. қ (1986 м.). – С. 193, 402.
[132] М. Шариф. Таърих фалсафа дар ислом. – Теҳрон, 1365 ш. – С. 90.

Ҳаҷари Асқалони бошад, дар «Ад-дурар-ул- коминату фи аъёни-л-моити-с-соминати» чунин овардааст: Пас аз вафоти Ф. Розӣ тафсири ӯро Аҳмад ибни Муҳаммад Наҷмуддини Махзумии Қамулӣ  комил гардонидааст. Соҳиби «Кашф-уз-зунун» Ҳоҷӣ Халифа бошад чунин гуфтааст, ки Ф. Розӣ тафсири худро то сураи «Анбиё» таълиф кардааст ва Шайх Наҷмуддин Аҳмад ибни Муҳаммади Қамулӣ   ( ваф. 767 ҳ. қ.) онро комил гардонидааст ва он чи аз он ноқис мондааст, онро Қозиюлқуззот Шаҳобуддин ибни Халили Хувайӣ Димишқӣ (ваф. 639 ҳ.қ.) комил сохтааст. Муҳаммад Рашшод дар китоби «Фалсафа аз оғози таърих» (ҷилди 3-4) маънои болоро низ баён доштааст[133]. Соҳиби «Ат-тафсир ва-л-муфссирун» ихтилофи уламоро дар бораи муаллифи ин тафсир баён дошта, баъд аз Ф. Розӣ ҷиҳати такмили он аввал Шаҳобуддини Хувайӣ ва баъдан Наҷмуддини Қамулиро зикр кардааст, ки ба эътибори соли вафоташон метавон пазируфт. Инчуни гуфтааст: «Имкон дорад, ки Шаҳобуддини Хувайӣ ин тафсирро ба охир расонида бошад ва Наҷмуддини Қамулӣ такмили дигареро бар он тафсир навишта бошад»[134]. Ношир ва ҳайати тасҳеҳи матбааи «Баҳият-ил-Мисрияти» дар муқаддимаи ин тафсир овардаанд: «Баъд аз мулоҳиза дарёфтем, ки Ф. Розӣ (ваф. 606 ҳ.қ.) дар ин тафсир аз Имом Қуртубӣ (ваф. 671ҳ.қ.) сухан гуфтааст. Ва ин далолат бар ду чиз дорад: аввал ин қайд шояд аз Ф. Розӣ набошад, балки аз касе бошад, ки ин тафсирро баъдан комил гардонидааст, ба монанди Наҷмуддини Қамулӣ, зеро вафоти ӯ дар соли 767 ҳ.қ. сурат гирифтааст ва сонияан гумон меравад, ки Ф. Розӣ ин тафсирро ҳатто то сураи «Тавба» таълиф накарда бошад»[135]. Чун ба сураи «Тавба» назар кардем дар тафсири ояти 111 чунин дарёфтем: Масъалаи аввал: Гуфтааст Қуртубӣ… ва ишорае гузошта онро дар зерхати варақ чунин шарҳ додаанд: Мумкин аст,  ин ҷо манзури  Ф. Розӣ Абӯҷаъфари Қуртубӣ Аҳмад ибни Али

---

133 Муҳаммад Рашшод. Фалсафа аз оғози таърих. – Душанбе, 2002. – Ҷ. 3,4. – С. 316.
134 Алӣ Иброҳими Мансур. Мабоҳис фӣ усулит-тафсир ва маноҳиҷи-л-муфассирин. – Душанбе, 2011. – С. 172, 174.
135 Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ.1. – С. 6.

ибни Абибакр ибни Атиқи Шофеъӣ (ваф. 596 ҳ.қ.) бошад на Имом Қуртубӣ Муҳаммад ибни Аҳмад Абӯабдуло (ваф 671 ҳ.қ. ) соҳиби «Ал-ҷомеъ ли аҳком-ил-Қуръон», зеро ин назарро ба эътибори ҳаёт ва вафоти онҳо метавон чунин хулоса кард».

Бо вуҷуди гуногун будани орою андешаҳо оид ба муаллифи ин тафсир хонанда дар он ҳеҷ фарқ ва тафовутеро дар қисмати аслӣ ва қисмати такмилии он дар намеёбад, чунки ин тафсир аз ибтидо то интиҳо бо як манҳаҷ ва равиши хос таълиф гардидааст.

Тафсири мазкур то ба имрӯз борҳо руйи чопро дидаву нашр гардидааст. Ва ҳар маротиба бо назардошти ҳарф, хат ва андозаи вараќи он, теъдодаш дигаргун шудааст. Нусхаи чопие, ки дастраси мо гаштаву мавриди истифода қарор гирифтааст аз 11 муҷаллад иборат буда. шомили 32 ҷузъ аст ва дар матбааи «Баҳият-ил-Мисрияти», яъне дар Миср ба табъ расидааст. Бартарии ин чоп дар он аст, ки ин навбат соҳиби матбааи мазкур ва ҳайати кормандон онро тасҳеҳ кардаанд. Нахуст пешгуфтор, тарҷумаи ҳоли Ф. Розӣ, сипас ҷузъи авали он, ки шомили тафсири сураи «Фотиҳа» аст ва он аз тарафи муаллиф ба таври ҷудогона таълиф гардидааст, оғоз меёбад. Муаллиф интиҳои ҳар ҷузъро зикр карда, ибтидои ҷузъи ояндаро, ки бо кадом оят ё сура оғоз мегардад, баён месозад. Дар охири муҷаллади 11-ум баъд аз ҷузъи ниҳоии тафсири мазкур феҳристи тасҳеҳи баъзе ҳарфҳо ва калимаву ибораҳо бо нишондоди рақами саҳифа ва ҷузъи он ҷой дода шудааст ва гуфтан мумкин аст, ки ин феҳрист метавонад ҳамчун беҳтарин ҳадя ва васила барои хонанда дониста шавад, зеро ҳангоми истифодаи он хонандаро муяссар мегардад, ки баъзе шакку шубҳа ва эҳтимолоти худро бартараф намояд. Мавриди зикр аст, ки то ба имрӯз дар бораи «Тафсири кабир»-и Ф. Розӣ олимон, ба хусус қуръоншиносон андешаҳои худро баён кардаанд ва дар мақолоти зиёди мунташиргашта, сухан аз ин тафсир рафтааст. Устод Алиасғари Ҳалабӣ ба тарҷумаи форсии «Тафсири кабир»-и Розӣ иқдом намуда, то ҳол муваффақ ба интишори чанд ҷузъи он низ шудааст.

Яке аз сабаҳои эътибор, шухрат ва маъруфияти «Тафсири кабир» ин таъсиргузорӣ ва намуна гаштани он дар тафсирҳои баъдӣ

мебошад. Басо муфассирони намоёну барҷастае омадаанд, ки аз сабку услуби «Тафсири кабир»-и Розӣ пайравӣ кардаву аз матолиби он истифода бурдаанд. Монанди Қозӣ Байзовӣ дар тафсири «Анвор-ут-танзил», аллома Олусӣ дар «Руҳ-ул-маъонӣ», Нишопурӣ дар «Ғароиб-ул-Қуръон», Қосимӣ дар «Маҳосин-ут-таъвил», Таботабоӣ дар «Ал-мизон», Саидмуҳаммад Рашид Ризо дар «Ал-манор», Тантовӣ дар «Ал-ҷавоҳир» ва дигарон.

Бисёре аз донишмандон ва пажӯҳандагони риштаҳои гуногуни улуми Қуръонӣ дар таълифот ва эҷодиёти худ аз осор ва афкору аҳволи Ф. Розӣ истифода кардаанд ба хусус аз тафсири ӯ, зеро ин тафсир бо вуҷуди тулонӣ будан ва баҳсҳои гуногуну ҷолиброи дар бар гирифтанаш аз фасоҳату балоғати калом ва равиши соддаю осон бархӯрдор аст. Аз ҷумла олим ва орифи машҳури диёрамон Мавлоно Яъқуб ибни Усмони Чархӣ (ваф. 851 ҳ.қ.) дар тафсири сураи «Фотиҳа» ва ду ҷузъи охири Қуръони карим, ки онро бо дархости дӯстону муҳиббон таълиф намудааст, баъзан аз аҳволу ақоиди Ф. Розӣ сухан гуфтааст. Дар тафсири оятҳои 26-27-и сураи «Ҷин» аз баъзе ақоиди нодурусти фирқаи муътазила сухан ронда, дифои Ф. Розиро аз мазҳаби суннат ва ҷамоат баён месозад. Дар шарҳи ояти 19-и сураи Иншиқоқ меорад: «Ва Имом Фахруддини Розӣ (р.ҳ.) дар «Маъолим-ут-танзил» тамассук ба ин оят кардааст бар ҳақиқати меъроҷи Расули мо (с) … ва гуфтааст, ки қатъи ин масофати баъида дар андак муддат маҳол нест…[136] Мавлоно Яъқуби Чархӣ дар ин тафсир ҳикояти аҷиберо дар бораи Ф. Розӣ овардааст, ки ҷанбаи ирфонӣ дорад ва ба бисёрии таълифоти ӯ далолат мекунад. Чунки дар ин ҳикоят марде ба Ф. Розӣ мурожиат карда мегуяд: Ин чандин тасниф ва таълиф чист? Ва туро чӣ суд дорад…?

Ин ҷараён, яъне истифода аз афкор, аҳвол ва осори Ф. Розӣ то ҳанӯз идома дорад. Алии Мансур устоди ДИТ ба номи Имоми Аъзам Абӯҳанифа дар китоби худ «Риёз-ул-афнон фи улуми-л-Қуръон», ки дар улуми Қуръонӣ баҳс мекунад, дар фаслҳои мухталифи ин китоб аз

---

[136] Мавлоно Яъқуб ибни Усмони Чархӣ. Ду ҷузъи тафсири Мавлоно Яъқуби Чархӣ. –Матбааи «Муҳаммадия» воқеъ дар Мумбай, 1310 ҳ.қ. – С. 51, 147.

«Тафсири кабир»-и Ф. Розӣ баъзе қайдҳо ва иқтибосотеро овардааст. Масалан, дар фасли «Масалҳо дар Қуръон» ёдовар шудааст, ки васф гардидани шайъ бо овардани масал таъсири бештаре дар қалб мегузорад, аз ин ки танҳо он шайъ дар нафси худ зикр гардад, чунки ғараз дар масал гуфтан ташбеҳ кардани чизи махфӣ ба зоҳир ва ғоиб ба ҳозир аст, ки огоҳӣ ба моҳияти он таъкид меёбад ва ҳис мутобиқ ба ақл мегардад, ки дар натиҷа он чиз равшантар мегардад. Оё намебинӣ, ки чун барои имон овардан онро ба нур масал биёранд ва барои дурӣ аз куфр онро ба зулмат масал биёранд, пас вуқуъи он дар қалби шунаванда бисёр таъкид меёбад[137]. Ё агар ба сустии амре хабар дода шавад ва аз заифии он бо торҳои анкабуд (тортанак) масал оварда шавад, пас ин амр дар зеҳну хотираҳо хуб қарор мегирад. Аз ин ҷост, ки дар сураи «Анкабуд», ояти 43 омадааст: «Ва ин масалҳоро мезанем барои мардум ва ба хирад намеоянд, ҷуз доноён». Дар фасли «Муносибат миёни сураву оятҳо» аз осору гуфтори Ф. Розӣ чунин ёдовар шудааст: «Ҳамоно Қуръон мисли як сура ва як оятест, ки баъзеи он баъзеи дигарро тасдиқ карда, маънои онро баён месозад…». Дар тафсири сураи «Бақара» бошад чунин мегӯяд: «Ва ҳар касе бияндешад дар нозукиҳои назм ва тартиби ин сура мефаҳмад, ки бо вуҷуди муъҷиза будани Қуръон аз руйи фасоҳати алфоз ва шарофати маъно, инчунин Қуръон ба эътибори назм ва тартиби оятҳояш муъҷиза аст…».

Ҷиҳати шиносоии бештар ба ин тафсир нукотеро аз он ба мисли қатрае аз баҳр пешкаш месозем. Муаллиф дар тафсири ояти 31, сураи «Бақара» масъалаи шашумро ба фазилати илм бахшида, аз ҷумла чунин овардааст: «Худованд дар офариниши Одам (а) камоли ҳикматашро ба илм изҳор доштааст, агар чизи дигаре аз илм бошарофаттар мебуд, пас камоли ҳикматашро бо он изҳор медошт… Худованд илмро ҳикмат номидааст… Ва ҳар ки дорои ҳикмат аст, пас ӯ дорои хайри зиёд аст». Дар ҳадисе омадааст: «Агар шахсе бобе аз бобҳои илмро биомӯзад, беҳтар аст ӯро аз он ки ба миқдори кӯҳе тилло дошта бошад ва онро дар роҳи Худо харҷ кунад». Дар ҳадиси

[137] Алӣ Иброҳими Мансур. Риёз-ул-афнон фӣ улуми-л- қуръон. – Душанбе, 2011. – Ҷ. 2. – С. 82.

дигаре омадааст: «Чун муаллими нек бифавтад ва аз дунё бигзарад, барояш паррандагони осмон, чаҳорпоёни замин ва моҳиёни дарё мегирянд». Илм сабаби ислоҳи халқ мегардад, ба гунае, ки борон боиси ислоҳи замин мегардад. Мусъаб ибни Зубайр ба писараш гуфт: «Эй фарзанди азиз, илм биомӯз, пас агар мол дори он бароят ҷамол мегардад ва агар аз мол холии, пас илм бароят сармоя мегардад». Аммо илм амалро мехоҳад. Илм комил намешавад магар ба амал кардан. Илми беамал монанди абри беборон аст. Пайғамбари Худо (с)-ро пурсиданд, ки илм чист? Фармуд: «Далели амал». Гуфтанд: «Ақл чист?» Фармуд: «Роҳнамои хайр». Гуфтанд: «Ҳавою ҳавас чист?» Фармуд: «Маркаби маъсият». Гуфтанд: «мол чист?» Фармуд: «Ҷомаи мутакаббирон». Гуфтанд: «Пас дунё чист?» Фармуд: «Бозори охират». Ҳакиме фармуд: «Қалб беҷон аст ва ҳаёти он илм аст, илм ҳам беҷон аст ва ҳаёти он ба талаб аст ва талаб заъиф аст ва қуввати он ба омӯзиш аст, пас агар ба омӯзиш қавӣ гардад, ҳанӯз пӯшида аст ва изҳори он ба мубоҳисаву мунозира аст ва чун зоҳир шавад, ҳанӯз бесамар аст ва самаранокии он ба амал аст ва чун илм ба амал ёр гардад, мулки абадӣ ва беохир ба бор орад». Ф. Розӣ дар ин бахш ҳикиёти мутаъаддидеро дар фазилати илм пешкаш кардааст, ки чанде аз онҳо ба хираду заковат, фаросату фақоҳат ва мартабаи баланди илмии Имоми Аъзам Абӯҳанифа далолат менамояд. Лайс ибни Саъд чунин нақл кардааст: «Марде Имоми Аъзамро гуфт: Эй Имом, маро писарест бадахлоқ. Барои ӯ канизеро бо моли гарон харидорӣ кардам, ӯ бошад он канизро озод намуд. Сипас ӯро бо духтаре хонадор сохтам, баъд аз издивоҷ ҳамсарашро талоқ дод. Ҳоло чи кор кунам, ки аз ин баъд зарар набинам. Имоми Аъзам фармуданд: Ин маротиба писаратро ҳамроҳи худ ба бозор бибар ва чун майли ӯ бо кадом канизе бештар зоҳир гашт, ӯро барои худ харидорӣ намо ва чун ба хона овардӣ, он канизро бо писарат издивоҷ бинамо. Билфарз агар писарат он канизро озод сохт, пас ин амал аз писарат ҷоиз намегардад ва агар ӯро талоқ дод, пас ӯ назди шумо ҳамчун каниз боқӣ мемонад ва зиёни молӣ нахоҳи дид. Лайс ибни Саъд аз ин ҷавоби сареъу мувофиқ ба шигифт омада Имом Абӯҳанифаро аҳсан гуфт».

Ҳикояти дигар: «Ҷамоате аз дуздон шабона ба хонаи марде даромада, молу ашёашро мерабоянд ва ӯро иҷборан қасам ба се талоқ шудани ҳамсараш медиҳанд, то аз онҳо ном набарад. Чун рӯз мешавад, марди озурда мебинад, ки дуздон озодона молу ашёи ӯро фурӯхта истодаанд ва мард аз хавфи қасами ёд кардааш наметавонад чизе бигӯяд. Ногоҳ ба сараш фикре меояд, ки метавонад бо Имом Абӯҳанифа машварат намояд. Чун ба назди Имом ҳозир мешавад, ҳодисаи дишабаро нақл мекунад. Имом ӯро дилбардорӣ намуда, мефармояд, ки имоми қавм ва тамоми мардуми маҳалро дар масҷид ҷамъ намоянд. Бо маслиҳат ва машварати Имом Абӯҳанифа ҳар як нафареро аз дари масҷид мегузаронанд ва аз марди ҷабрдида мепурсанд, ки оё дузд ҳамин шахс аст? Агар дузд намебуд, марди ҷабрдида мегуфт: не ва агар дар воқеъ дузд буд он мард хомӯш монда сукут мекард. Ҳамин тариқ ҳамаи дуздон маълум гардиданд ва ҳам он мард ҳонис (қасамзада) нашуда никоҳи ӯ бо занаш боқӣ мемонад».

Нуктаи дигареро, ки устод Алӣ Асғари Ҳалабӣ аз ин тафсир дар китоби Таърихи фалосифаи Эрон овардааст чунин аст: «Дар забони форсӣ «Зоти Борӣ» ё «Воҷибал вуҷуд»-ро Худо мегӯянд, ба он сабаб ки Ҳақ Таъоло ба зоти худ воҷиб аст.Чунки «Худой» дар забони форсӣ аз вожаи «Худ» ки маънои он зот, ҳақиқату нафси шайъ аст ва вожаи «Ой» ки ба маънои «омада» аст. Акнун маъно чунин мешавад: Он ки ба нафси худ дар вуҷуд омадааст, яъне Худой ва манзур ҳамон «Воҷибал вуҷуд» аст, ки дар забони арабӣ ва назди фалосифа гуфта мешавад…».

Баъд аз баррасии услуб, сабки нигориш, манҳаҷ ва маълумоти фишурда дар бораи тафсири мазкур бо боварии комил мегӯем, ки истифода аз ин ганҷинаи пурғановати илмӣ, метавонад маънавиёти ҳар як фарди ҷомеаро баланд бардорад.

# Боби II

## Афкори тарбиявии Фахруддини Розӣ ва нақши он дар тарбияи насли наврас

## Тарбияи илм, баёни фазилат ва манофеи он

Ин мавзӯъ дар таълифоти Фахруддини Розӣ мавқеи намоёнро ишғол карда, ҳадаф ва натоиҷи он ҳидояти башар аз торикиҳои нодонию ғафлат ба роҳи рост ва рӯшаноии донишу маърифат мебошад. Фахруддини Розӣ ин мавзӯъро дар тафсири «Мафотеҳ-ул-ғайб» пайгири карда, аз ҷумла гуфтааст: «Ба ҳеҷ оқил пушида нест, ки илм – дониш сифати шариф асту комил ва ҷаҳл – нодонӣ сифати қабеҳ асту ноқис. Агар ба шахси олиме хитоб карда шавад, ки эй ҷоҳил, ӯ сахт ғамгин шуда, дар худ як навъ озореро эҳсос менамояд, агарчи нодрустии ин хитоб барояш маълум бошад. Ва чун ба шахси ҷоҳил нидо карда шавад, ки эй олим, ӯ аз ин ҳол хело хурсанду шод мегардад, агарчи медонад, ки олим нест, зеро илм ба зоти худ шариф асту маҳбуб ва ҷаҳл ба зоти худ ноқис асту мақбуҳ». Фахруддини Розӣ барои фазилати илм далели дигари ақлиро чунин баён доштааст: «Агар ба ногоҳ ҳайвоне бо ягон инсон рӯ ба рӯ ояд, он ҳайвон ба ваҳшат афтода, ҳолаташ дигаргун мешавад, дар ҳоле ки ҷуссаи он ҳайвон аз инсон дида бузургтару бақувваттар аст. Ва ҳеҷ шубҳае нест, ки инсон афзалтару авлотар аз соири ҳайвонот аст. Ва ин афзалияту авлавият танҳо ба хотири қуввату савлати ӯ нест, балки афзалияти инсон ба хотири илм ва ақли худододӣ аст, ки ба ин неъматҳо мудрики ҳақоиқи ашё ва иттилое бар онҳо мегардад. Ҳар кӣ аз ин неъматҳо дуруст истифода кард, ӯ аз торикиҳои ҷаҳолату разолат берун шуд ва ҳақиқату ростиро дарёфт».

Дигар ин, ки мардум чун касеро аз худ дар илму маърифат ва тавозуъу тақво болотару авлотар дарёбанд, ба ӯ эҳтироми худро изҳор намуда, суханашро мепазиранд ва дар бисёре аз амрҳо пайраву тобеи ӯ мешаванд. Ва ин аз фазилату мартабаи илм хабар медиҳад. Бузургон фармудаанд: «Ҳамон гунае, ки бадан бе рӯҳ мурдаву беҷон мегардад, руҳи инсон бе илм мемирад ва аз байн меравад»[138]. Гуфтаанд: «Сарчашмаи ҷумлаи илмҳо се чиз аст: Қалби мутафаккир, забони муаббир ва баёни мусаввир». Яъне барои олим ва инсони комил шудан, одам бояд бо тафаккуру андеша, забони хубу гуё ва баёни возеҳу равшан дошта бошад.

Ба фикри Фахруддини Розӣ амрҳое, ки ақл ва шаҳвати инсон ба он тааллуқ меёбанд, чор гунаанд: Аввал, беморӣ ва ҷумлаи нохушиҳо аст, ки ақл бар ночор онро мепазирад, на шаҳват. Дуввум, ҷумлаи

---

138 Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 1. – С. 416.

маосӣ, яъне тамоми афъоли қабеҳу нописанде, ки тамоюли шаҳват бар он равона мегардад, аммо ақл хостори он нест. Севвум илм аст, ки ҳам ақл ва ҳам шаҳват бар он тамоюл доранд. Чорум, ҷаҳл аст, ки ҳам ақл ва ҳам шаҳват аз он мутанаффиранд, ҳамчуноне, ки ақл ва шаҳват ба ҷаннат розиянд, лекин аз дузах мутанаффир. Пас, фарқ миёни илм ва ҷаҳл ба мисли фарқ байни биҳишт ва дузах аст. Ҳар ки илмро ихтиёр кард ӯ мақоми худро дар ҷаннат омода сохт ва ҳар, ки ҷаҳлро ихтиёр кард, ӯ ҷойи худро дар дузах омода сохт.

Фахруддини Розӣ ба монанди дигар уламо савобу фазилати талаби илм ва донишандӯзиро бартару беҳтар аз ибодати танҳои чандинсола медонад. Ӯ ин гуфтаҳои худро бо ҳадиси пайғамбар (с) тақвият бахшидааст, ки дар он омадааст: «*Лаҳзае тафаккур беҳтар аз ибодати шастсола аст*». Фахруддини Розӣ ваҷҳи бартариро чунин шарҳ додааст: «Аввал ин, ки тафаккури солим инсонро ба Худо мерасонад, аммо ибодат инсонро ба савоби Худо. Пас, чизе ки инсонро ба Худо мерасонад, бартар аст аз чизе, ки инсонро ба ғайри Худо мерасонад. Дуввум, ин ки тафаккур амали қалб асту ибодат амали ҷавореҳ (узвҳо) ва қалб ашрафи ҷавореҳ аст. Пас, амали қалб бартар мебошад аз амали ғайри он».

Фахруддини Розӣ дар боби рағбати илм аз ҷумлаи фармудаҳои Ибни Уяйнаро чунин зикр намудааст: «Беҳтарин ато ва бахшиш баъд аз нубувват илм аст. Ҳар ки иродаи дунё кунад бояд ки илм биҷӯяд ва ҳар ки иродаи охират намояд, бояд ки илм ва амал дошта бошад. Ҳар ки дар талаби илм тавозӯъ намуда хоҳишоти нафсашро саркӯб созад ва дар ҳоли тангии айш хизмати уламоро ба ҷо орад, албатта, дар талаби хеш комёбу растагор мегардад». Имом Шофеиро гуфтанд, ки рағбати шумо дар илм чи гуна аст? Ӯ гуфт: Чун бори аввал ҳарферо (суханеро) бишнавам, тамоми аъзои ман майли шунидани онро мекунад ва аз он баҳра меёбам. Боз аз ӯ пурсиданд, ки ҳирси шумо ба илм чи гуна аст? Ӯ гуфт: Монанди ҳирси касе, ки дар пайи ҷамъ овардани анвоъи гуногуни мол аст. Боз аз ӯ пурсиданд, ки талаби шумо дар илм чи гуна аст? Ӯ дар ҷавоб гуфт: Мисли талаби зане, ки фарзанди худро гум кардааст ин дар ҳолест, ки ба ғайри он фарзанд каси дигаре надорад.

Алӣ ибни Абитолиб фармудааст: Дар вожаи илм ҳарфи айн аз улв (баландӣ) ва лом аз лутф ва мим аз мурувват мебошад. Шахси олим дорои мартабаи баланд ва лутфу мурувват мебошад. Пас бибояд кӯшид, то аз ин фазилат маҳрум набояд шуд. Бузурге илмро ба об

масал зада чунин фармудааст: «Обҳо чор гунаанд: оби борон, оби сел, оби чоҳ, оби чашма. Илми тавҳид ба монанди чашмаест, ки таҳрикаш ҷоиз нест, зеро бо ин амал обаш тираю лойолуд мегардад. Дар илми тавҳид низ талаб ба умқи зоти Худо ҷоиз нест, чунки оқибати ин амал ба куфр меанҷомад. Илми фиқҳ ба истинбот ва ковишу ҷустуҷӯ зиёда мегардад, ҳамчунонки оби чоҳ ба кандан бештару зиёдатар мегардад. Илми зуҳд ба монанди оби борон аст, ки аз осмон софу беғубор мефароядд, аммо бо гарду ғубори ҳаво якҷо шуда, тира мегардад. Ҳамчунин аст илми зуҳду тақво, ки аслан поку соф аст, лекин бо талабу тамаъ тира мегардад. Илми бидъат мардумро ба ҳалокат мерасонад, монанди оби сел, ки тамоми ашёи дар пеши худ будаpo ғарқу нобуд месозад».

Манофеъи илм дар ҳаёти инсон аҳамияти махсус дошта, истеъмол аз ин вожа низ ҷиҳати ташвиқу тарғиб ба дарёфти он васеъ истифода шудааст. Ва баъзан истеъмоли ин маъно ба лафзҳои муродифи он сурат гирифтааст. Фахруддини Розӣ чанде аз он алфозро бо шарҳу маънояшон зикр кардааст, ки мо баъзеи онҳоро бе шарҳу тавзеҳ номбар мекунем: Идрок, шуур, тасаввур, ҳифз, фаҳм, маърифат, тазаккур, зикр, ақл, фиқҳ, дироят, ҳикмат, яқин, зеҳн, фикр, зако, бадоҳат, раъй, каёсат, фиросат…

Фахруддини Розӣ дар ин боб ақволи муътазила, фалосифа ва баъзе уламои маъруфро доир ба ҳад ва таърифи илм баён карда, ихтилофоти мавҷударо баррасӣ намуда, чунин гуфтааст: «Бидон, ки аҷзу нотавонӣ аз таърифи шайъ, гоҳо ба хотири махфӣ будани матлуб ва гоҳо ба ҷиҳати расидан ба он ҷое мегардад, ки мавҷуд намешавад чизе, ки маъруфтар аз он шайъ бошад, то ин ки ӯро муарриф бошад. Ва оҷизӣ аз таърифи илм аз ин боб аст…»[139].

Инсон, ки дар рӯи замин аз дигар махлуқот мукаррамтару мушаррафтар аст, Фахруддини Розӣ қалби ӯро раиси ҷумлаи аъзо хондааст ва ин раёсатро на барои қуввату бузургии қалб, балки ба хотири илму маърифат арзёбӣ кардааст: «Қалби инсон раиси аъзои уст. Раёсати қалб ба хотири қувваташ нест, зеро устухон аз қалб дида қавитару маҳкамтар аст. Раёсати қалб ба хотири бузургии он нест, чунки рони пой аз қалб дида бузургтар аст. Раёсати қалб барои тезию нозукии он нест, чунки нохун аз қалб дида бориктару тезтар аст. Пас,

[139] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 1. – С. 420.

бидон, ки раёсати қалб дар бадани инсон танҳо ба хотири илму маърифат аст».

Аз назари Фахруддини Розӣ таҳсили илм дорои монеаҳои зиёдест, ки яке аз онҳо ниҳояти ҳубби дунё мебошад. Қалби инсон маҳали илму маърифат аст, агар ҷои онро хоҳишу ҳавасҳои бе маҳал ишғол намояд, дар натиҷа пардаи торикию ғафлат биноии қалбро мепушонад. «Агар дунёро бе андоза дӯст дорӣ, пас таҳсили илм бароят мушкил мегардад, зеро офаридагор бароят биноии чашм ва биноии дил дод. Ва чун як ҷузъе аз дунё пеши биноии чашмат қарор гирад, аз дидани ашё маҳрум мегардӣ. Пас чи гунаӣ дар он ҳол, ки биноии қалбатро муҳаббати тамоми дунё фаро гирад…»[140]. Ба андешаи ӯ баъзе корҳо дар оғоз хеле сахту сангин ва мушкилу дилгиркунанда менамоянд, вале баъдан сабаби осоиш, осонии умур ва манофеи бузург хоҳанд шуд. Ба мисли давои талх, ки оқибат сабаби шифо ва рафъи бемориӣ мегардад ва мушкилоти сафар, ки ба шахси тоҷир фоидаҳои зиёд меорад ва ё таҳаммули мушкилоти роҳи илм, ки саранҷом донишҷӯро ба саодати дунёву охират ноил мегардонад.

Илм ба мисли чашмаест ширину зулол, ҳар ки аз он нӯшид, лаззату ҳаловати онро дарёфт ва ҳеҷ чизи дигарро аз он ширинтару лазизтар наёфт. Машғулияти инсон дар талаб илм лаззату ҳаловате дорад дар ҳол ва саодате дорад дар истиқбол[141]. Ҳикоят: «Шахсе ирода кард, то хидматгори малике бошад. Чун ба хизмат ҳозир шуд малик ӯро гуфт, бирав муддате илм биомӯз, то салоҳияти хизматгориро касб намоӣ. Он шахс рафт ва муддате ба таҳсили илм пардохт. Баъд аз чанд муддат малик уро барои хизмат ба наздаш хонд. Аммо он шахс, ки лаззати илмро чашида ва коми худ аз он ширин карда буд, изҳори сипос ва узрхоҳӣ карда гуфт: Замоне ки ман аҳли хизмати шумо будам маро сазовори хизмати худ надонистӣ ва он вақт ман ба ҷуз дари шумо дари дигареро намедонистам. Ҳоло бошад ба сабаб ва ёрии илм дарёфтам, ки махдуми дигар ва дари дигаре низ ҳаст…». Ба яке аз ҳукамо гуфта шуд, нигоҳ макун, ӯ чашмонашро пушид ва нигоҳ накард. Боз гуфта шуд, машунав, ӯ гӯшҳояшро маҳкаму худро ба карӣ андохт ва нашунид. Боз гуфта шуд, сухан магуй, ӯ дастонашро ба даҳонаш гузошт ва хомӯш монд. Боз барояш гуфта шуд, наомӯз. Ӯ гуфт, аммо бар ин амр тоқат надорам ва ҳаргиз аз талаби илм

[140] Маъхази қаблӣ. – С. 411.
[141] Фахруддин Муҳаммад ибни Умари Розӣ. Ан-нафс ва-р- руҳ ва шарҳу қувоҳумо (Китоб-ул-ахлоқ). – Исломобод, 1388ш. (1968м.). – С. 25.

бознахоҳам монд. Чунонки маълум мегардад, ин шахси ҳаким ба ҳамаи дархостҳо розӣ мешавад бо вуҷуди ҳақ доштанаш ба нигоҳ кардан ва шунидану гуфтан, аммо аз манъи илм розӣ намешавад, чунки ӯ лаззату ҳаловат ва манофеи илмро дарёфта буд.

Фахруддини Розӣ дар фазилат ва мартабаи илм аз китоби маъруфи «Калила ва Димна» қавлеро зикр кардааст, ки маънои он чунин аст: Сазовортарини мардум аз рӯйи риояи ҳуқуқ инҳоянд: олим , султон, ихвон (бародарон). Чун касе таҳқир бар олим кард, динашро бар бод дод ва чун касе иҳонат бар султон кард, дунёашро аз даст дод ва чун касе бо бародарон хорӣ ва бе эътиноӣ кард, муруваташро аз даст дод. Ӯ дар ин боб аз қавли Суқрот кор гирифтааст, ки дар он омадааст: «Дар (талаби) илм наметавонӣ касеро ходими худ бигардонӣ, балки онро шахсан бо талоши худ ба даст меорӣ ва ҳеҷ кас ҳам наметавонад, ки илмро аз ту бирабояд». Дар воқеъ фазилати илму маърифат то ҷое болост, ки онро мисли дигар ашё ба осонӣ ба даст овардан мумкин нест. Агар чунин мебуд, сармоядорони олам онро ба воситаи молу ашё ба даст меоварданд. Ва ё билфарз, агар илм аз фазилату мартаба тиҳӣ ва арзишаш ба андозае мебуд, ки онро дар ҷойе фурӯхта мешуд, пас барои аксарият ба даст овардани илм муассар мегашт. Аммо чунин нест ва ин ҳам нишон аз фазилату мартаба ва мақоми баланди илм аст. Илму маърифат инсонро то ҷойе мерасонад, ки шахси беэътибор ва аз назар дурафтода чун соҳиби илм мегардад, суханаш қобили эътибор ва қадру қиммат пайдо мекунад, ҳатто дар назди султон бонуфуз ва мавриди таваҷҷуҳ қарор мегирад. Ин танҳо бо баракат ва хизмати илм аст.

Дар ривояте Алӣ ибни Абитолиб ба Кумайл ибни Зиёд андарзе додааст, ки дар он омадааст: «Илм беҳтар аст аз мол, агар мол дорӣ, бояд онро ҳифозат кунӣ, аммо илм туро муҳофизат менамояд. Мол ба харҷ кардан кам мешавад, аммо илм ба харҷ зиёду комилтар мегардад». Манофеи илм дар ҳаёту зиндагии инсон дорои аҳамияти бузургест, ки дороёну сарватмандон низ ба он эҳтиёҷ пайдо мекунанд. Ин маъно ҷузъе аз афкори Фахруддини Розӣ аст, ки онро зимни ироаи ривояти Абӯкабашаи ансорӣ аз пайғамбар (с) баён доштааст. Дар ривояти мазкур омадааст: «Мардест, ки офаридагор ӯро ҳам соҳиби илм ва ҳам соҳиби мол гардонидааст ва ӯ бо меъёру нишондоди илм дар молаш амал мекунад. Ва мардест, ки соҳиби илм аст, аммо аз мол маҳрум гаштааст, ӯ мегӯяд: Эй кош ман бо вуҷуди илм доштанам соҳиби мол низ мебудам ва онро дуруст истифода мебурдам. Ин ду

мард дар подошу савоб бо ҳам баробаранд. Мардест, ки офаридагор ба ӯ мол додааст, аммо ӯ аз илм маҳрум мондааст ва молашро аз рӯйи беилмӣ, дуруст харҷ накардааст. Ва мардест, ки ҳам аз илм ва ҳам аз мол маҳрум мондааст, ӯ мегӯяд: Агар ман илм ва мол медоштам ба мисли шахси қаблӣ амал менамудам. Пас ин ҳарду дар ҷазову гуноҳ баробаранд».

Умар ибни Хаттоб фармудааст: «Марди гунаҳгоре, ки гуноҳҳояш ба мисли кӯҳ зиёданд, чун аз манзили худ хориҷ мешавад ва илм меомӯзаду аз гуноҳҳои худ тавба менамояд, замоне, ки ба манзилаш бармегардад, ӯ аз ҳамаи гуноҳонаш пок гаштааст. Пас аз маҷлиси уламо дур мабошед, зеро дар рӯйи замин маҷлиси уламо хеле гиромию боарзиш аст». Абдулло ибни Аббос ба писараш фармуд: «Эй фарзанд, бо одоб бош, чунки одоб далели мурувват, аниси ваҳшат (танҳоӣ), рафиқи ғурбат, қарини ҳозир , садри маҷлис, васила дар вақти интиҳои васоил, доройи дар вақти адам (нестӣ), болобарандаи шахси хасис (паст), камоли шараф ва бузургӣ барои малик (подшоҳ) аст». Далели дигари ақлиро дар фазилати илм Фахруддини Розӣ чунин овардааст: «Ҳар гоҳ нафареро аз масъалае пурсида шавад, агар бидонад ва қудрат бар ҷавоби он дошта бошад, пас ӯ хурсанду масрур гашта, дар чеҳрааш осори шодию хуррамӣ ҳувайдо мегардад. Аммо агар он масъаларо надонад ва аз ҷавоби он оҷиз монад, сарашро хам карда, шарм медорад ва аз чеҳраи ӯ осори ғаму андуҳ зоҳир мегардад. Ва ин низ далелест бар шарофати илм ва хиссати (пастии) ҷаҳл». Фахруддини Розӣ дар асоси қавли Алӣ ибни Абитолиб мефармояд, ки қиём (пойдорӣ) ва пешравии дунё ба чанд сабаб аст ва яке аз он сабабҳо вуҷуди олимон ва амал кардани онҳо ба муқтазои илм аст, ки дар натиҷа ҷаҳолату разолат бартараф мегардад. Сабаби дигари он вуҷуди дороёну сарватмандонеанд, ки пайваста ниёз ва эҳтиёҷоти фақирону эҳтиёҷмандонро бартараф месозанд…

Аз замони офариниши олам инсон пайваста дар ҷараёни таълиму тарбият қарор доштааст ва то ҳол ин раванд идома дорад. Дар ҳамаи китобу саҳифаҳои осмонӣ ташвиқу тарғиби илм ва фазилату шарофати он баён ёфтааст. Фахруддини Розӣ дар зикри ин маъно чунин гуфтааст: «Дар тамоми китобҳои нозилшуда аз фазилати илм сухан рафтааст. Дар Таврот офаридагор ба Мусо (а) хитоб намудааст, ки бузург дор ҳикматро, зеро ман ҳикматро дар қалби ҳеҷ бандае намегузорам, магар ки ӯро меомурзам. Биомӯз илмро, сипас ба он амал намо, сипас онро ба дигарон биомӯз, то ин ки дар дунёву

охират соҳиби каромат бошӣ». Аммо Забур нотиқи ин гуфтаҳо аст: «Эй Довуд, бигӯ ба пешвоёну роҳибони бани Исроил, ки сухан бигӯянд бо аҳли тақво, агар муяссар нашуд, пас бо олимон ва агар муяссар нашуд, пас бо оқилон. Албатта тақво, илм ва ақл дорои мартабаи баланд аст ва ҳар ки дорои яке аз инҳост, ӯро ҳалок нахоҳам кард»[142]. Фахруддини Розӣ хитоби мазкурро чунин шарҳ додаст: «Дар ин нидо зикри тақво муқаддам бар илм шудааст, чунки бе илм тақво ҳосил намегардад, ҳамчуноне ки хашят (тарс) бе илм ҳосил намегардад. Ва илм бар ақл тақдим шудааст, чунки барои олим будан оқил будан ҳатмист, зеро оқиле ҳаст, ки илм надорад. Пас ақл мисли дона (тухм) ва илм мисли дарахт ва тақво ба монанди мева аст». Аммо дар Инҷил омадааст: «Вой бар он, ки шунид илмро ва талаби он накард. Чӣ гуна аст ҳоли ӯ чун бо ҷоҳилон ба дузах равон гардад. Талаби илм намоед ва биомӯзед онро, зеро илм агарчӣ ёрӣ надиҳад ҳам, ҳаргиз бадбахт намесозад касеро, агарчӣ баланд набарад ҳам, ҳаргиз ба пастӣ намебарад касеро, агарчӣ ғанӣ нагардонад ҳам, ҳаргиз фақир намесозад касеро ва агар фоида надиҳад ҳам, ҳаргиз зарар надодааст касеро. Ва нагӯед хавф дорем донистану амал накарданро ва бигӯед умед дорем амал карданро, пас амал мекунем». Муқотил ибни Сулаймон гуфтааст: «Дарёфтам дар Инҷил, ин ки офаридагор ба Исо писари Марям фармудааст: Эй Исо бузург дор уламоро ва бишнос қадри эшонро, чунки ман онҳоро ба ҷуз анбиё ва мурсалин бар ҳамаи халқ бартарӣ додам ба мисли бартарии офтоб бар ситорагон».

Фахруддини Розӣ якчанд аз оятҳои Қуръониро, ки дар онҳо аз боби илм ва фазилату мартабаи баланди он сухан рафтааст, шарҳу тавзеҳ додааст. Аз ҷумла дар тафсири ояти 31, сураи «Бақара» масъалаи шашумро ба фазилати илм бахшида, чунин овардааст: «Худованд дар офариниши Одам (а) камоли ҳикматашро ба илм изҳор дошта фармудааст: «Ва омӯхт ба Одам ҳамаи номҳоро…», агар чизи дигаре аз илм бошарофаттар мебуд, пас камоли ҳикматашро бо он изҳор медошт на ба илм…».

Дар тафсири ояти 7-и сураи «Оли Имрон» фармудааст: Масолеҳи халқ ду гуна аст: ҷисмонӣ ва руҳонӣ. Аммо ҷисмонӣ, пас, ашрафи он рост гардонидани хилқат ва баробар сохтани мизоҷ бар беҳтарин сурат ва комилтарин шакл аст. Аммо руҳонӣ, пас, ашрафи

---

142 142 Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 1. – С. 408.

он илм аст, ки рӯҳ ҳамроҳи он мисли оинаи ҷилодоре мегардад, ки сурати тамоми мавҷудот дар он инъикос меёбад[143].

Чунонки маълум аст, нахустин сураи Қуръони карим «Алақ» буда, аввалин ояти он бо лафзи «бихон» оғоз гардидааст. Ва ин амр ва супориши Худованд далолат бар аҳамияти махсуси хондану омӯхтан мекунад, зеро ҳар чи муҳиму зарур аст, сараввал ҳамон зикр мегардад. Фахруддини Розӣ дар робита ба таносуби миёни оятҳои авали сураи мазкур фармудааст: Ваҷҳи муносибат байни ояти дуввум, ки дар он омадааст: «Парвардигоре, ки офарид инсонро аз хуни баста» ва оятҳои севвуму чоруму панҷум, ки дар онҳо омадааст: «Бихон ва Парвардигорат арҷмандтарин аст. Он ки таълим дод ба воситаи қалам. Омӯхт бар инсон он чизеро, ки ӯ намедонист», дар он аст, ки Худованд даври аввали инкишофи инсонро дар ҳолати хиссат (пастӣ) дар раҳми модар дар шакли хуни баста баён карда, охири ҳоли ӯро низ, ки ба воситаи таълим, олиму доно мегардад, баён доштааст. Яъне, инсон дар ибтидо дорои мақоми паст аст, лекин ба тадриҷ дар ҷараёни инкишофи худ ба воситаи илм сазовори мақоми баланд мегардад. Пас, агар ғайр аз илм чизи дигаре бо шарофату арзишмандтар мебуд, бегумон он зикр меёфт. Ин маъниро Фахруддини Розӣ дар ояти дигари қуръонӣ, аниқтараш дар ояти 16-и сураи «Намл», баён доштааст, ки дар он омадааст: «Ва гуфт (Сулаймон) омӯхта шудем сухани мурғонро ва дода шудем аз ҳама чиз». Сулаймон (а) бо вуҷуде, ки соҳиби мулки дунё гашта буд, ӯ ҳаргиз аз ин мулк ва дороияш фахр накард, балки ифтихори ӯ аз илм буд. Дар ояти 79-и сураи «Анбиё» низ Худованд камоли ҳоли Довуд ва Сулаймонро аввалан ба илму маърифат баён кардааст, зеро фармудааст: «Ва ҳар якеро додем, ҳукме ва донише»[144].

Дар ояти 28-и сураи «Фотир» омадааст: «Ҷуз ин нест, ки метарсанд аз Худо аз миёни бандагонаш донишмандон»[145]. Фахруддини Розӣ дар робита ба тафсири ин оят гуфтааст: Дар ин оят ифодасозандаи хашяти (тарси) Худо илм арзёбӣ шудааст, ки соҳиби он ба воситаи илм қобилияти дарк ва фаҳми ҳақиқати хашят аз Худоро кардааст ва он ҳам бошад тамйиз ва ба ҷой овардани он чи ҷоизу равост ва он чи ғайри ҷоиз ва равост. Аммо ҷоҳил кай тавонад, ки фарқи инҳо кунад. Ва бибояд донист, ки маншаи парҳезгории

---

[143] Маъхази қаблӣ. – Ҷ. 3. – С. 137.
[144] Қуръони карим. Тарҷумаи Муҳаммад Козим. – Теҳрон, 1375.
[145] Маъхази пешин.

инсон хашяти ӯст. Каромату иззати инсон ба қадри парҳезгорӣ аст. Ва парҳезгорӣ ба қадри илм аст. Пас, каромати инсон ба қадри илмаш мебошад[146]. Фазилати илм дар ояти 114-и сураи «Тоҳо» низ бараъло ба назар мерасад. Чунки дар он омадааст: «Ва бигӯ Парвардгоро биафзой бар дониши ман»[147]. Дар ин оят ба гаронмоягӣ ва мартабаи баланди илм ишорат шудааст, чунки офаридагор пайғамбари худро ба издиёди (зиёдати) илм амр кардааст на ба ғайри он. Қатода фармудааст: Агар иктифо мекард нафаре аз талаби илм, албатта, Мӯсо (а) чунин мекард, аммо ӯ чунин накард ва гуфт: «Оё пайравият накунам бар он, ки биомӯзи маро аз он чи омӯхта шудӣ...»[148]. Яъне Мӯсо (а) бо вуҷуди он, ки пайғамбари мурсал буд, аз он бандаи Худо (Хизр), ки илми ладунӣ (истеъдоди худододӣ) дошт, дархости омӯзиш кард. Дар шарҳу тавзеҳи ин оят Фахруддини Розӣ нукоти зиёдеро оид ба риоя кардани Мӯсо (а) анвоъи лутфу одобро дар талаби илм зикр кардааст. Аз ҷумла чунин овардааст: Мӯсо (а) ба хотири дарёфти илм худро тобеъу пайрави Хизр сохт ва ин тобеъиятро аз Хизр иҷозат хост, ки ин нишонаи тавозуъ аст. Нишони дигари тавозуъ ин аст, ки Мӯсо (а) гуфт: «Биомӯз маро аз он чи омӯхта шудӣ», лафзи «мин» дар «мин мо уллимта» барои табъиз аст. Яъне Мӯсо гуфт: Баъзе ё ҷузъе аз аҷзои илматро ба ман биомӯз ва ман талаб надорам, ки бо ту дар илм мӯсовӣ бошам. Ин ба мисли ҳоли фақирест, ки ҷузъе аз аҷзои моли ғаниро талаб менамояд. Мӯсо (а) ба Хизр гуфт: «Биомӯз маро» ва ин иқрор ба камоли илми устод ва адами (набудани) камоли илми хеш аст. Мӯсо (а) гуфт: «Оё пайравиат кунам» ин қавл далолат бар пайравии бечунучарои шогирд аз устод, иҷрову итоати амри устод ва тарки мунозаату эътироз бар устодро дорад. Аз ин хотир аст, ки бузургон гуфтаанд: Ман ғуломи он касеам, ки ҳарфе аз ӯ омӯхтаам. Мӯсо (а) гуфт: «Оё пайравиат кунам бар он, ки биомӯзи маро», ин қавл шомили ду марҳила аст. Марҳилаи якум пайравӣ кардан аст, ки он хизматро низ дар бар мегирад, яъне хизмати шогирд ба устод. Марҳилаи дуввум талаби илм аст, ки он аз сидқи дил бо тамоми кӯшишу талош содир шудааст, зеро бар касе махфӣ набуд, ки Мӯсо (а) пайғамбари соҳибкитоб, калими Худо ва дорои мақоми баланду муъҷизоти зоҳир буд, бо вуҷуди ҳамаи ин тамоми ғайрат, изҳори хизмату ниҳояти тавозуъ ва омодагии худро ҷиҳати дарёфти илм

---

146 Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул- ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 9. – С. 236.

147 Қуръони карим. Тарҷумаи Муҳаммад Козим. – Теҳрон, 1375.

148 Ҳамон ҷо, сураи «Каҳф», ояти 66.

равона сохт. Инчунин Мӯсо (а) аз ин пайравӣ танҳо илмро ҷуё буд, на мол, на ҷоҳ ва на чизи дигарро. Дар канори шарҳи ояти фавқ Фахруддини Розӣ нақши устоди илмро дар тарбияи шогирд хеле баланд арзёбӣ карда, ҳаққи устодро аз волидайн бартару бузургтар баён доштааст: «Меҳрубонии шахси олим ба шогирдаш аз лутфу марҳамати падару модараш болотар аст, чунки волидайн фарзандро аз офатҳои дунё муҳофизат менамоянд, лекин устод фарзандро ба василаи илм аз мушкилоти дунёву охират наҷот медиҳад»[149]. Ин маъно дар осор ва эҷодиёти дигар олимон аз ҷумла Абдураҳмони Ҷомӣ дида мешавад:

Ҳаққи устод аз падар беш аст,
В-аз падар устод дар пеш аст.
Гар падар аз ҳаёт баҳра диҳад,
Устод аз наҷот баҳра диҳад.
Наравӣ то ба хизмати устод,
Илму ирфон куҷо бигирӣ ёд.

Яке аз дастуроти Фахруддини Розӣ ба донишҷӯй он аст, ки ҳар чӣ аз дарс барояш номафҳум мемонад, бояд онро аз устод ва атрофиён бипурсад ва аз худ намояд, зеро ҳар мавзӯъ ва дарс барои мавзую дарсҳои баъдӣ ҳамчун зербиност ва бо ҳам робитаву алоқамандӣ доранд. Абдулло ибни Масъудро пурсиданд, ки илмро чи гуна ба даст овардӣ? Ӯ дар ҷавоб гуфт: Бо пурсиши забон ва андешаи дил. Ф. Розӣ тавсия медиҳад, ки бояд ҳар як шахс дӯстдори илм ва аҳли он бошад, вагарна дар ӯ ҳеҷ хайре мавҷуд нест. Толиби воқеии илм ҷиҳати дастёбӣ ба илм бояд ҳама гуна мушкилотро таҳаммул намояд, ҳатто агар аз устодаш ягон нохушиеро эҳсос намояд, лозим аст, ки шикебо ва таҳаммулпазир бошад. Ӯ дар ин бора ҳикояти зеринро чунин зикр намудааст. Ҳикоят: Имом Шофеӣ нақл кардааст, ки Ибни Уяйнаро хулқаш бад буд. Ба ӯ гуфтанд: Эй Абумуҳаммад одамон аз атрофи замин ба наздат меоянд ва шумо боиси озори онҳо мегардед. Гумон меравад, ки дигар ба наздат наоянд ва шуморо тарк кунанд. Ӯ гуфт: Агар чунин шавад, он гоҳ онҳо мисли ту хеле аҳмақ мебошанд, чунки ба хотири хулқи бади ман аз илме, ки барояшон манфиатовар аст маҳрум мемонанд[150].

---

[149] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 1. – С. 401.
[150] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Маноқиб-ул-имом-иш-Шофеъи. – Қоҳира, 1406 ҳ. қ. (1986 м.). – С. 358.

Фахруддини Розӣ дар расидан ба мақсуд дар ҳама гуна корҳо, хусусан дар талаби илм ва расидан ба қуллаҳои баланди он, кӯшишу ғайрат ва талошу заҳматҳои ҳамешагию доимиро шарту ҳатмӣ донистааст. Аз назари ӯ кӯшишу заҳматҳои пайваставу бардавом барои расидан ба ҳадафи аслию ниҳоӣ ба монанди қатраҳои оби нармест, ки муддатҳои тулонӣ болои харсанги сахту бузурге мерезад ва дар натиҷа асари худро дар он санги сахт гузошта, ҳатто онро сӯрох месозад. Аз ин хотир инсон набояд дар ҳеҷ кор ва талабу ҳадафи худ ноумеду рӯҳафтода гардад, зеро дар ҳаёт борҳо ба таҷриба собит шудааст, ки инсон дар натиҷаи саъю талош ва кӯшишу ғайрати доимӣ мушкилоти худро бартараф намуда, ба мақсади ниҳоии хеш расидааст. Ҳамчунин Ф. Розӣ дар талаби мақсуд ва ноил шудан ба он шавқу ҳавас ва муҳаббату ихлосро ҳатмӣ гуфтааст.

Фахруддини Розӣ донишҷӯро ба ду қисм ҷудо кардааст: қисми аввал, донишҷӯе, ки дар оғози таҳсил қарор гирифтааст ва ҳанӯз аз илм чизе наомӯхтаву чизеро малака накардааст. Дар баҳсҳову мунозираҳои илмӣ низ ширкат накардааст. Қисми дуввум бошад, донишҷӯест, ки замина ва малакаи илмӣ дошта, дар баҳсу мунозираҳои илмӣ ширкат кардааст ва тавони ироаи далелу ҳуҷҷатро низ дорад. Ба ақидаи Фахруддини Розӣ идомаи таълими донишҷӯйи қисми дуввум нисбат ба қисми аввал сахту душвортар аст, зеро чунин ашхос бинобар такя бар дониши қаблӣ, собиқаи пофишорӣ дар баҳсу мунозира, радду эътироз ва эътибори зоҳир, мункири ҳақиқати ҳол мегарданд. Ӯ ин гуфтаи худро бо қавли Хизр тақвият мебахшад, ки Мӯсоро гуфт: «Ҳамоно ту натавонӣ ҳамроҳи ман сабр кунӣ»[151].

Фахрудини Розӣ баъзе аҳволи муфассиронро дар тафсири ояти 17-и сураи «Раъд» шарҳ дода, аз ҷумла гуфтааст: Мурод аз лафзи «сел» дар ин оят илм аст. Мушобеҳати илм ба об ба хотири чанд хислат аст, ки яке аз онҳоислоҳи халқ ба илму маърифат аст, ҳамчуноне ки ислоҳи замин ба об мебошад. Мушобеҳати дигар дар он аст, ки тоат ва ҷумла амалҳои неки инсон бе илм ба вуқӯъ намепайвандад ҳамчуноне ки наботот ва ҷумлаи зироатҳои замин бе об намерӯянд. Мушобеҳати дигар дар он аст, ки борон нофеъ аст, аммо баъзан вақт зарар меоварад, илм низ нофеъ аст, агар ба он амал карда шавад, вагарна зиёни маҳз аст. Пайғамбари Худо (с) худро кафил ба духули ҷаннат барои шахсе муаррифӣ кардааст, ки он шахс дар талаби илм аст ва

---

[151] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 7. – С. 484.

иродааш аз илм ислоҳи худ ва дигарон мебошад на маҳз талаби дунё аст.

Фахруддини Розӣ дар боби илм, фазилат ва талабу натоиҷи он бархе аз аҳодис ва ахбору ривоёти мутааддидеро баён кардааст, ки зикри баъзеи онҳо аз манфиат холӣ нест. Пайғамбар (с) дар ривоятҳои мухталиф доир ба илм, фазилату баракат ва шарофати илм сухан карда, илмро мероси худ номидааст. Олимон ва донишҷӯёнро дар радифи ашхосе, ки дуояшон мустаҷоб аст, ном бурдааст. Дар баъзе мавորид иҳонати олимро иҳонат ба илм арзёбӣ кардааст. Дар ҷойи дигар бошад олимеро, ки интишордиҳандаи илм аст, саховатмандтарини мардум хондааст ва шахсеро, ки гомҳои худро дар роҳи илм гузоштааст, осонии роҳи ӯро ба сӯйи биҳишт баён доштааст. Уламоро аз зумраи шафоаткунандагон шумурда, онҳоро аз ҷумлаи адокунандагони ҳоҷати мардум эълом намудааст. Талаби илмро ибодат ва музокараи илмро тасбеҳ ва таълими илмро садақа гуфтааст. Илм сабаби ҳидоят ва боло рафтани баъзе ақвом мегардад. Илм ҳаёти қалб аст аз курӣ, нури чашм аст аз торикӣ, қуввати бадан аст аз сустӣ ва василаест ба мартабаи баланд аз пастӣ. Алӣ ибни Абитолиб бартарии илмро аз мол бар чанд ваҷҳ баён карда, аз ҷумла фармудааст: «Мол мероси подшоҳон аст, аммо илм мероси пайғамбарон. Мол ба харҷ кардан кам мешавад, аммо илм ба додану харҷ зиёд мегардад. Барои мол нигаҳбон лозим аст, аммо илм нигаҳбон ва муҳофизи туст». Бузурге фармудаст: «Агар аз бемор ҳам таъом ва ҳам шароб ва ҳам даворо боздоранд, бешак ӯ мемирад, пас, инчунин аст ҳоли қалби инсон, агар аз он ҳам илм ва ҳам тафаккур ва ҳам ҳикмат боздошта шавад, албатта қалб мемирад». Абуҳурайра ва Ибни Аббос ривоят кардаанд, ки Расули Худо (с) пеш аз вафоти худ дар Мадина хутбаи комилеро хонданд, ки дар он омада буд: «Ҳар ки биомӯзад илмро ва тавозуъро пешаи худ намояд ва илми доштаашро ба дигарон биомӯзад, фардои қиёмат фозилтарин савоб, болотарин манзил ва волотарин дараҷа насиби ӯ мегардад». Пайғамбар (с) дар ҳадиси дигаре фармудаанд: «Ҳар ки ғуборолуд гардад қадамҳояш дар талаби илм ҳаром мегардонад Худо ҷасади ӯро бар оташи дӯзах». Фахруддини Розӣ муътақид аст, ки илм на танҳо ба инсон дар ҳоли ҳаёт нафъ мерасонад, балки баъд аз мамоташ низ нафърасони инсон аст. Ӯ ин гуфтаи худро бо ривояти Абӯҳурайра қувват бахшидааст, ки дар он пайғамбар (с), фармудаанд: «Чун инсон бимирад, амалҳои ӯ қатъ мегарданд, магар се амалаш ба ӯ нафъ мерасонад: садақаи ҷория,

фарзанди солеҳ ва илме, ки онро дар ҳоли ҳаёташ ба дигарон омӯзондааст».

Фахруддини Розӣ дар асоси ҳадиси пайғамбар (с) дастур медиҳад, ки одамият бояд аз чанд ҳол орӣ набошад, ё ин ки олим ва ё дар ҳоли донишомӯзӣ бошад ва агар дар яке аз ин ду ҳолат қарор надошта бошад, бояд, ки мустамеъи (шунавандаи) илму дониш бошад ва агар ин имконро надошта бошад, бояд ки дӯстдори илму маърифат бошад ва набояд аз якеи ин ҳолот орӣ бошад, чунки дар он ҳол ҳалокат аст.

Фахруддини Розӣ илми уламоро аз ҷумлаи ашёи зиннатбахши дунё донista, чунин овардааст: «Дунё ба монанди бустонест, ки асоси ороишаш бо панҷ чиз аст: ба илми олимон, адли амирон, ибодати обидон, амонати тоҷирон ва насиҳати таҷрибадорон. Аммо ҷои таассуф аст, ки Иблис мехоҳад панҷ хислати бадро дар канори ҳар яке аз инҳо бигзорад. Ҳасадро дар канори илм, ҷаврро дар канори адл, риёро дар канори ибодат, хиёнатро дар канори амонат ва фиребу найрангро дар канори насиҳат».

Фахруддини Розӣ дар ин боб қайд намудааст, ки ҳар олим бояд ба муқтазо ва нишондоди илм амал намояд, на мухолифи он. Ва набояд ба хотири ғараз ё манофеи хусусӣ тобеи ҳар гуна ашхоси ҷоҳилу нодон шавад. Ӯ доир ба ин маъно ҳадисеро бо ривояти Абӯҳурайра зикр намудааст, ки дар он омадааст: «Ҳафт осмону замин бо тамоми дороиашон бар ашхоси зерин мегирянд: азизе ки хорӣ мекашад, ғание ки муҳтоҷи дигарон мегардад ва олиме, ки бозичаи дасти дигарон мешавад[152]. Фахруддини Розӣ андеша дорад, ки олим бояд ҳақгӯ ва ҳақҷӯ бошад ва дар гуфтани ҳақ аз ҳеҷ чиз ибо накунад, ҳатто аз устоди илм, ки аз мақоми волое бархӯрдор буда, мавриди иззату икроми шогирд қарор мегирад. Ӯ дар робита ба ин мавзӯъ чунин гуфтааст: «Нақл кардаанд, ки Арастотолиси (Арастуи) ҳаким аз Афлотун илм омӯхт ва шогирди ӯ гашт, аммо бо Афлотун мухолафат варзид. Арастуро гуфтанд: Чаро чунин кардӣ? Арасту дар ҷавоб гуфт: Устодро дӯст дорам ва ҳақро низ дӯст дорам, замоне ки ин ду бо ҳам мухолиф гаштанд, пас ҳақро дӯст доштан авлотар аст». Ва ҳамин маънost, ки имом Шофеӣ бо имом Молик мухолафат кард[153]. Аз назари Фахруддини Розӣ дар ҳамнишинӣ бо олимон бояд даъват аз

---

[152] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 1. – С. 409.
[153] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Маноқиб-ул-имом-иш-Шофеъи. – Қоҳира, 1406 ҳ. қ. (1986 м.). – С. 52.

панҷ чиз ба сӯйи панҷ чиз сурат гирад. Ва ин маънӣ ҳам баргирифта аз ҳадиси расули Худо (с) мебошад ва он даъват аз шак ба сӯйи яқин, аз аз кибр ба сӯйи тавозуъ, аз адоват ба сӯйи насиҳат, аз риё ба сӯйи ихлос ва аз рағбат ба сӯйи тақво аст. Фахруддини Розӣ дар ҳамнишинӣ бо олимон қавли Абӯлайси Самарқандиро ёдовар шуда гуфтааст: «Ҳар ки бо олиме дар маҷлиси илм биншинад, агарчи аз илм чизеро аз бар накунад ҳам, бо вуҷуди ин соҳиби чанд каромат мегардад: аввал он ки фазилати донишҷӯйиро дармеёбад ва сониян модоме дар он маҷлис ҳузур дорад, аз ҳама гуна корҳои зишту бад эмин монда, соҳиби аҷру савоб мегардад». Мусаллам аст, ки дар ҳамнишинӣ бо касе ё чизе таъсир аз яке бар дигаре вуҷуд дорад. Фахруддини Розӣ ин андешаи худро бо қавли дигари Абӯлайс тақвият бахшида гуфтааст: «Ҳар кӣ бо сарватмандон ҳамнишинӣ кунад, муҳаббаташ ба дунё ва ашёи он зиёд мегардад. Ҳар кӣ бо фақирону камбағалон ҳамнишинӣ кунад, ризомандию шукргузориаш зиёда мегардад. Ҳар кӣ бо амирону салотин ҳамнишинӣ кунад, сангдилӣ ва кибраш зиёда мегардад. Ҳар кӣ бо занон бисёр ҳамнишинӣ кунад, ҷаҳл ва шаҳваташ зиёда мегардад. Ҳар кӣ бо кудакон ҳамнишинӣ кунад, бозию дилхушияш зиёда мегардад. Ҳар кӣ бо фосиқон ҳамнишинӣ кунад, ҷуръаташ ба гуноҳ кардан ва корҳои бад зиёд мешавад. Ҳар кӣ бо солеҳон ҳамнишинӣ кунад, рағбаташ ба тоат ва кори хайр зиёд мегардад. Ва ҳар кӣ бо олимон ҳамнишинӣ кунад, дониш ва порсоиаш зиёда мегардад». Дар воқеияти ин сухан ҳеҷ ҷойи тардид ва шубҳае вуҷуд надорад, зеро дар ҳамнишинӣ бо олимон, маълумотҳои навин бар донишҳои ҳаррӯзаи мо зам мешавад ва бинои тақвою парҳез қавитару маҳкамтар мегардад.

Ба андешаи Фахруддини Розӣ барои ҳар як олим зарур аст, ки мувофиқи илми худ ва фармудаҳои худ амал намояд ва дар илму дороияш бухл наварзад. Ӯ мегӯяд, бартарии тобеии машҳур Ҳасани Басрӣ аз ҳамасронаш дар он буд, ки дар ҳар амру фармоиши худ, ки ба дигарон медод, сараввал худ омили он буд. Ва ҳар амали зиштеро, ки дигаронро аз он бозмедошт, худ кайҳо онро тарк кардаву аз он дур шуда буд. Ва ҳар кӣ аз илм ва молаш чизе талаб мехост, ҳаргиз онро манъ намекард ва дарҳол онро адо мекард. Дастури дигари Фахруддини Розӣ ба соҳибилмон он аст, ки шахси олим набояд илмашро дар худ манъ созад, балки онро ба дигарон биомӯзонад ва сухanонашро махсуси ашроф ва акобири мардум нагардонад, балки баробар ба оммаи мардум бирасонад. Инчунин аз кибру ғурур орӣ

гашта, тавозуъро пешаи худ созад ва дар интихоби мансабу вазифа, аз ҷумла мансаби қазоват ва фатво, нахуст бияндешад, ки оё лаёқату шоистагии онро дорад ё не.

Фахруддини Розӣ маслиҳат медиҳад, ки бояд ҳар як соҳибилм тафаккур намояд, ки оё илмаш нофеъ аст ё не ва агар инро донистан хоҳад бояд дар нафси худ чанд сифатро ҷуё шавад: муҳаббати фақр, муҳаббати тоат, муҳаббати тақво, муҳаббати ҳикмат ва муҳаббати хилват. Агар ин сифатҳоро доро бошад, пас, илмаш ба ӯ нафъ мерасонад. Фахруддини Розӣ мефармояд, ки манфиати илмро дар амал кардан бояд ҷуст на дар бисёрии гуфтору ривоёт, ҳамчуноне, ки иззату сарбаландиро дар тавозуу шикастагӣ бояд ҷуст на дар бисёрии молу наздикон ва бойигариро дар қаноат ҷуст на дар бисёрии мол. Фахруддини Розӣ уламоро пешво ва намунаи ибрати мардум ба ҳисоб оварда, барои онҳо тақвою парҳезгорӣ, боэҳтиётӣ, мунҳариф нашудан аз роҳи рост, ҳифзи мақоми худ ва ҳифзи боовариро таъкид намуда гуфтааст: «Агар олимон ба ҷамъ кардани мол машғул шаванд, пас, омиён ба истеъмоли шубаҳот (ашёи шубҳанок) машғул мегарданд. Ва агар олимон ба истеъмоли шубаҳот машғул шаванд, пас омиён ба хӯрдани ҳаром даст мезананд. Ва агар олимон ба истеъмоли ҳаром машғул шаванд, пас дигарон ба ҳалол донистани муҳаррамот (ашёи ҳаром) қоил мешаванд».

Худованд илмро ҳикмат номидааст... Ва ҳар кӣ дорои ҳикмат аст, пас ӯ дорои хайри зиёд аст. Дар ҳадисе омадааст: «Агар шахсе як бобе аз бобҳои илмро биомӯзад, беҳтараст ӯро аз он ки ба миқдори кӯҳе тилло дошта бошад ва онро дар роҳи Худо харҷ кунад». Дар ҳадиси дигаре омадааст: «Чун муаллими нек бифавтад ва аз дунё бигзарад, барояш паррандагони осмон, чаҳорпоёни замин ва моҳиёни дарё мегирянд». Илм сабаби ислоҳи халқ мегардад, ба гунае ки борон боиси ислоҳи замин мегардад. Мусъаб ибни Зубайр ба писараш гуфт: «Эй фарзанди азиз, илм биомӯз, пас, агар мол дорӣ, он бароят ҷамол мегардад ва агар аз мол холиӣ, пас, илм бароят сармоя мегардад». Аммо илм амалро мехоҳад. Илм комил намешавад магар ба амал кардан. Фахруддини Розӣ таъкид менамояд, ки илм бояд судманду манфиатовар бошад ва агар чунин нашуд, пас, он илм ба абре мемонад, ки аз он абр борон намеборад. Ӯ дар робита ба ин андеша мефармояд, ки бояд аз чор чиз чор чизи дигар ҷуста шавад. Аз макону мавзеъ амну саломатӣ, зеро агар макону мавзеъ ҷойи амну саломат набошад, пас, зиндон аз ин гуна мавзеъ беҳтару хубтар мебошад. Ва

бояд аз ёру рафиқ каромату бузургӣ ҷуста шавад, агар пайдо нагардад, пас, саг аз ин гуна рафиқ беҳтару хубтар мебошад. Ва бояд аз мол фароғату қаноат ҷуста шавад, агар пайдо нагардад, пас, хоку гил аз ин гуна мол афзалтару беҳтар мебошад. Ва бояд аз илм амалу тақво ҷуста шавад, агар манфиат ҳосил нагардад, пас, марг аз ин гуна илмдорӣ беҳтар мебошад. Ҳамчунин сазовор аст, ки соҳибилм дорои ҳилм низ бошад ва ин ду сифат бо ҳам хело ороста ва муайиди ҳамдигар мегарданд, ҳамон гунае, ки молро карам ва фақрро сабр зинат мебахшад. Ин маъниро Фахруддини Розӣ дар қисмати охири як ҳикояте чунин зикр намудааст. Ҳикоят: «Саҳроие назди Ҳусайн ибни Алӣ омад ва аз ӯ чизе хост. Ҳусайн ба ӯ гуфт аз се чиз савол мекунам ва ба қадри ҷавоб дархости туро одо менамоям. Саҳроӣ розӣ шуд. Ҳусайн аз саҳроӣ пурсид: Кадом амал афзал аст? Саҳроӣ гуфт: Боварӣ ба Худо. Ҳусайн пурсид: Наҷоти шахс аз ҳалокат дар чист? Саҳроӣ гуфт: Такя ба Худо. Ҳусайн пурсид, ки зинати шахс дар чист? Саҳроӣ ҷавоб дод, ки зинати шахс дар илм ва ҳилм аст. Ҳусайн гуфт: Агар хато кунад? Саҳроӣ ҷавоб дод: Пас, ӯро мол ва бахшиш мебояд. Ҳусайн гуфт: Агар хато кунад? Саҳроӣ гуфт: Пас, ӯро фақр ва сабр мебояд. Ҳусайн гуфт: Агар хато кунад? Саҳроӣ гуфт: Пас, дар ин ҳол хуб буд, агар аз осмон оташе фуруд меомад ва ӯро сӯхта ҳалок мекард. Баъди ин гуфтугузор Ҳусайн ибни Алӣ табассум менамояд ба саҳроӣ ҳамёне мебахшад…».

Пайғамбари Худо (с)-ро пурсиданд, ки илм чист? Фармуд: Далели амал. Гуфтанд: Ақл чист? Фармуд: Роҳнамои хайр. Гуфтанд: Ҳавою ҳавас чист? Фармуд: Маркаби маъсият. Гуфтанд: Мол чист? Фармуд: Ҷомаи мутакаббирон. Гуфтанд: Пас, дунё чист? Фармуд: бозори охират. Ҳакиме фармуд: Қалб беҷон аст ва ҳаёти он илм аст, илм ҳам беҷон аст ва ҳаёти он ба талаб аст ва талаб заиф аст ва қуввати он ба омӯзиш аст, пас, агар ба омӯзиш қавӣ гардад, ҳанӯз пӯшида аст ва изҳори он ба мубоҳисаву мунозира аст ва чун зоҳир шавад, ҳанӯз бесамар аст ва самаранокии он ба амал аст ва чун илм ба амал ёр гардад, мулки абадӣ ва беохир ба бор орад.

Фахруддини Розӣ дар робита ба ин ки талаби илм яке аз беҳтарин амалҳои инсон маҳсуб меёбад, ривояти зеринро зикр кардааст: Пайғамбар (с) бо шахсе сухан мегуфт ва дар ин ҳол аз тариқи ваҳй дарёфт, ки аз умри он шахс чизе боқӣ намондааст, магар чанд лаҳзае. Чун он шахс аз ин амр иттилоъ ёфт, гуфт: Ё расули Худо маро дар ин чанд лаҳзаи боқии аз умр кадом амал авлотару бартар аст?

Расули Худо фармуданд: Машғулият ба илм. Ва он шахс чунин кард. Ровии ҳадис дар шарҳи он гуфтааст: Агар чизи дигаре аз илм афзалтару волотар мебуд, албатта, Расули Худо он шахсро ба ҳамон чиз амр менамуд.

Фахруддини Розӣ дар ин бахш ҳикиёти мутааддидеро дар фазилати илм пешкаш кардааст, ки чанде аз онҳо ба хираду заковат, фаросату фақоҳат ва мартабаи баланди илмии Имоми Аъзам Абӯҳанифа ва дигар олимон далолат менамояд. Ҳикоят: Лайс ибни Саъд чунин нақл кардааст: Марде Имоми Аъзамро гуфт: Эй Имом, маро писарест бадахлоқ. Барои ӯ канизеро бо моли гарон харидорӣ кардам, ӯ бошад он канизро озод намуд. Сипас ӯро бо духтаре хонадор сохтам, баъд аз издивоҷ ҳамсарашро талоқ дод. Ҳоло чӣ кор кунам, ки аз ин баъд зарар набинам. Имоми Аъзам фармуданд: Ин маротиба писаратро ҳамроҳи худ ба бозор бибар ва чун майли ӯ бо кадом канизе бештар зоҳир гашт, ӯро барои худ харидорӣ намо ва чун ба хона овардӣ, он канизро бо писарат издивоҷ бинамо. Билфарз, агар писарат он канизро озод сохт, пас ин амал аз писарат ҷоиз намегардад ва агар ӯро талоқ дод, пас, ӯ назди шумо ҳамчун каниз боқӣ мемонад ва зиёни молӣ нахоҳӣ дид. Лайс ибни Саъд аз ин ҷавоби сареу мувофиқ ба шигифт омада Имом Абӯҳанифаро аҳсан гуфт. Ҳикоят: Ҷамоате аз дуздон шабона ба хонаи марде даромада, молу ашёашро мерабоянд ва ӯро иҷборан қасам ба се талоқ шудани ҳамсараш медиҳанд, то аз онҳо ном набарад. Чун рӯз мешавад, марди озурда мебинад, ки дуздон озодона молу ашёи ӯро фурӯхта истодаанд ва мард аз хавфи қасами ёд кардааш наметавонад чизе бигӯяд. Ногоҳ ба сараш фикре меояд, ки метавонад бо Имом Абӯҳанифа машварат намояд. Чун ба назди Имом ҳозир мешавад ҳодисаи дишабаро нақл мекунад. Имом ӯро дилбардорӣ намуда мефармояд, то имоми қавм ва тамоми мардуми маҳалро дар масҷид ҷамъ намоянд. Бо маслиҳат ва машварати Имом Абӯҳанифа ҳар як нафареро аз дари масҷид мегузаронанд ва аз марди ҷабрдида мепурсанд, ки оё дузд ҳамин шахс аст? Агар дузд намебуд, марди ҷабрдида мегуфт: не ва агар дар воқеъ дузд буд он мард хомӯш монда сукут мекард. Ҳамин тариқ ҳамаи дуздон маълум мегарданд ва ҳам он мард ҳонис (қасамзада) нашуда никоҳи ӯ бо занаш боқӣ мемонад. Ҳикоят: Ҷамоате аз аҳли Мадина барои мунозара кардан дар масъалаи қироати муқтадӣ дар паси имом дар намоз, назди Абӯҳанифа омада, ӯро маломату сарзаниш ва носазо мегӯянд. Абӯҳанифа мегӯяд: Ман як нафарам ва

наметавонам, ки бо ҳамаи шумо мунозира биороям. Онҳо ба хулосае меоянд, ки аз миёни худ нафареро, ки аз ҳама дида олимтару лоиқтар аст, барои мунозира интихоб намоянд ва чунин ҳам мекунанд. Абӯҳанифа мепурсад, ки ин шахс донотари шумост? Мегуянд: Оре. Боз мепурсад: Мунозираи ман бо ӯ мисли мунозира кардани ман бо шумост? Мегӯянд: Бале. Агар ман бо ҳуҷҷату далел ӯро мулзаму қонеъ созам, оё шумо розӣ мешавед? Мегӯянд: Албатта, чунки мо ӯро пешвои худ интихоб намудем, пас, қавли ӯ қавли мо мебошад. Имом Абӯҳанифа мефармояд: Масъалаи мавриди баҳсу мунозираи мо айнан чунин аст, яъне имом дар намоз ноиби қавм аст ва қироати ӯ, қироати қавм маҳсуб меёбад. Ҷамоати мазкур қавл ва далели Абӯҳанифаро қабул карда ба илми ӯ аҳсан мегӯянд. Ҳикоят: Яке аз уламо бо номи Рабеъ дар замони хилофати Мансури Аббосӣ бо Имом Абӯҳанифа адоват дошт. Рӯзе дар ҳузури Мансур гуфт: Ҷуръати Абӯҳанифа ба ҷойе расидааст, ки қавли бобои бузургвори шуморо, ки истисноиунфасилро ҷоиз дошта буд, мухолиф баромада, онро инкор намудааст[154]. Абӯҳанифа гуфт: Агар сухани Рабеъ дуруст бошад, пас, ӯ гуфтанист, ки ҳеҷ байъате миёни шумо ва мардум боқӣ нест. Халифа гуфт: Чӣ гуна аст ин? Абӯҳанифа фармуд: Агар ба гуфтаи Рабеъ чунин бошад, пас, мардум метавонанд баъд аз байъат бо шумо ба манзилҳои худ рафта, онро истисно намуда, ботил гардонанд. Баъд аз шунидани ин сухан халифа табассум намуда гуфт: Эй Рабеъ, дур бош аз Абӯҳанифа. Чун онҳо аз назди халифа берун шуданд, Рабеъ гуфт: Эй Абӯҳанифа, хостӣ, ки хунам рехта шавад. Абӯҳанифа гуфт: Шумо инро хостед ва оғоз кардед, аммо ман нахостам ва аз он дифоъ намудам. Ҳикоят: Ҷавоне дар ҳамсоягии Имом Абӯҳанифа мезист ва баъзан ба маҷлиси илмии ӯ ҳозир мешуд. Рӯзе ба Абӯҳанифа гуфт: Эй Имом, ман қасди издивоҷи фалон духтарро дорам, аммо падари ӯ аз ман маблағеро, ки аз андозаи маҳр болотар аст, талаб дорад ва ман аз уҳдаи пардохти он оҷиз мондаам. Ба ман роҳе бинамо. Абӯҳанифа фармуд: Метавонӣ ба воситаи қарз мушкили худро бартараф намоӣ, аммо баъд аз издивоҷ худро чунон вонамуд бисоз, ки гуё ҳамроҳи ҳамсарат ба шаҳри дигаре меравӣ. Ҷавон чунин кард. Волидайни ҳамсари ҷавон аз ин кор огаҳӣ ёфтанд ва чун мусофарати онҳоро намехостанд, ба назди Имом Абӯҳанифа барои маслиҳат ва фатво

[154] Масалан, агар яке аҳд ё қароре кунад баъд аз муддате, ҳатто баъд аз як моҳ бигӯяд: Иншоаллоҳ, он қарор айни ботил мешавад. Имом Абӯҳанифа чунин намегӯяд, балки ақида дорад, ки дар чунин маворид истисноиуттасил эътибор дорад ва истисноиунфасил фоидае намебахшад. Муҳаммадазими Ҳусайнбар. Нури ҳақиқат. – Душанбе, 2009. – С. 66.

омада, арзи ҳол намуданд. Абӯҳанифа гуфт: Он ҷавон ба ин кор ҳақ дорад. Онҳо аз Имом роҳи бартараф сохтани ин мушкили худро дархост намуданд. Абӯҳанифа гуфт: Агар шумо он маблағи изофиеро, ки аз он ҷавон гирифтаед, ба ӯ баргардонед, дигар эҳтиёҷе ба сафар баромадани онҳо боқӣ намемонад ва он ҷавон аз раъйи худ бармегардад. Волидайни духтар розӣ мешаванд ва мушкилоти онҳо бартараф мегардад…

Илм то ҷое фазилату шарофат дорад, ки тариқи истифодаи хуби он инсон метавонад аз ҷумлаи мушкилот ва вартаи ҳалокат раҳо ёбад. Дар ҳикояти зерин дармеёбем, ки шоир чи гуна бо ёрии илму маърифат, зиракиву заковат ва иваз намудани як ҳарф худро аз хавфу хатари ҳалокат раҳонидааст. Ҳикоят: Фараздақ яке аз шоирони маъруфи араб нафареро ҳаҷв карда мегӯяд:

Лақад зоъа шеъри ъало бобикум,
Камо зоъа дуррун ъало Холисатин.
Яъне: Бе гумон талаф ёфт шеъри ман бар шумо,
Ҳамчуноне, ки талаф ёфт дур бар Холиса.

Номи маъшуқаи Сулаймон ибни Абдулмалик Холиса будааст. Ӯ баъди шунидани ин байт ба хашм омада, аз Фараздақ шикоят менамояд. Бо амри Сулаймон ибни Абдулмалик Фараздақро бо як ҳолати ногувор, ки аз зиндагии худ умед барканда буд, ҳозир менамоянд. Сулаймон аз Фараздақ мепурсад, ки оё гӯяндаи ин мисраъҳо ту ҳастӣ ва чаро ба чунин коре ҷуръат кардӣ? Фараздақ мегӯяд: Ман чунин нагуфтаам, касоне, ки нохушии маро мехоҳанд ин байтро тағйир додаанд. Дар асл гуфтаи ман чунин аст:

Лақад зоа шеъри ъало бобикум,
Камо зоа дуррун ъало Холисатин.
Яъне: Бе гумон дурахшид шеъри ман бар шумо,
Ҳамчуноне, ки дурахшид дур бар Холиса.

Овардаанд, ки Холиса аз паси парда ин моҷароро мушоҳида менамуд ва баъд аз хуруҷи Фараздақ аз маҳзари Сулаймон гарданбанди худро, ки қимати хело гарон дошт ба Фараздақ ҳадя менамояд. Ба хотири зиракиву доноӣ, ки аз илму маърифат манша мегирад.

Фахруддини Розӣ ҳикоятеро, ки аз фатонату зиракии Абӯюсуф, яке аз шогирдони маъруфи Имоми Аъзам Абӯҳанифа хабар медиҳад, чунин овардааст: Ҳоруннарашид дар иҳотаи фақеҳон қарор дошт. Дар ҳузури онҳо шахсе ба шахси дигаре даъво кард, ки ӯ моли маро

гирифтааст. Он мард иқрор бар гирифтани мол кард. Ҳозирин бар қатъи дасти ӯ ҳукм намуданд. Аммо Абӯюсуф қабул накард ва гуфт: Ин ҳукм ғайри қобили қабул аст, зеро он шахс ба гирифтани мол иқрор доштааст на бар сирқат (дуздӣ). Ҳозирин қавли Абӯюсуфро қабул карда, аз шахси иттиҳомёфта пурсиданд, ки оё молро дуздидаӣ? Гуфт: Оре. Ҳозирин гуфтанд: Акнун қатъи яд (даст) собит шуд. Лекин Абӯюсуф бар ин ҳукм розӣ нашуд ва сабабашро чунин баён кард: Агарчи ӯ иқрори бар сирқат кардааст, аммо ин иқрор баъд аз лозим гаштани зимон буд. Ва чун иқрори бар сирқат кард, пас, зимон аз уҳдаи ӯ соқит шуд. Ва ҳозирин аз сухани ӯ ба шигифт омаданд… Ҳикоят: Фиристодаи халифа Ҳоруннарашид шабона ба дари хонаи қозӣ Абӯюсуф омада, фавран ӯро ба назди халифа мехонад. Қозӣ аз ин ҳол ба ташвиш афтода, бетаъхир ба назди халифа ҳозир мешавад ва ба ӯ салом медиҳад. Халифа ба саломи қозӣ ҷавоб дода, мегӯяд: Яке аз ҷавоҳироти гаронбаҳои ҳарам гум шудааст ва ман дар ин амал ба яке аз канизҳои хоси ҳарам гумонбар шудаам. Ӯро ба иттиҳоми дуздӣ айбдор сохта, савганд ёд кардаам, ки ё ӯ сухани маро тасдиқ мекунад ва ё ман ӯро ба қатл мерасонам. Ҳоло бошад, аз ин рафтори худ пушаймон гаштаву дар пайи тадбири он шудаам… Қозӣ Абӯюсуф мегӯяд: Агар имкон бошад, маро барои суҳбат бо он каниз иҷозат диҳед. Баъд аз иҷозати халифа, Абӯюсуф аз он каниз мепурсад ва дармеёбад, ки дар воқеъ он каниз дуздӣ накардааст ва гуноҳе надорад. Аммо ба хотири раҳоӣ аз савганди халифа, ба он каниз маслиҳати судманде дода, мегӯяд: Дар хотир дошта бош, ҳар чизеро, ки мегӯям онро ба ҷой биёр ва аз он чизеро каму зиёд макун. Чун халифа туро пурсад, ки оё он ҷавоҳирро дуздидаӣ? Бигӯ: Оре. Ва чун бигӯяд, ки онро ба ман бозгардон, пас, бигӯ ки онро надуздидаам. Сипас, қозӣ ба назди халифа меояд ва баъд аз андак муддате канизро ҳозир менамоянд. Халифа аз каниз мепурсад, ки он ҷавоҳирро ту дуздидаӣ? Каниз мегӯяд: Бале. Халифа мегӯяд: Онро ба ман бидеҳ. Каниз савганд ёд карда мегӯяд, ки ман онро надуздидаам. Абӯюсуф мегӯяд: Акнун тасдиқи дар иқрор ва ё дар инкор воқеъ шуд. Ва шумо, эй халифа, аз қасам раҳо шудед. Ҳоруннарашид ба илму фаросати Абӯюсуф таҳсин карда, ба ӯ ҳадяву бахшишҳои зиёде ато менамояд.

Тавсияи Ф. Розӣ дар боби илму маърифат он аст, ки бояд инсон ҳама гуна донишҳои мавҷудаи нофеъро биёмӯзад ва аз худ намояд, то тавонад дар мавориди зарурӣ мушкилоти худро бартараф ва эҳтиёҷоташро бароварда гардонад, зеро мумкин аст, ки инсон дар

шоҳроҳи ҳамвор, фарозу нишеб ва пурпечутоби зиндагӣ бо ҳар гуна кору пайкор, воқеъоту ҳодисот ва мушкилоти ҳаётӣ мувоҷеҳ гардад. Ӯ гирифториеро, ки ҳангоми сафари Хоразм рух додаву рафъи онро бо таҷриба ва истифода аз як тан ҳайвони беақл, аммо бофаҳму идрок ба субут расонидаанд, чунин нақл кардааст: Вақте дар биёбони Хоразм роҳ гум кардем ва аҳли корвон оҷиз ва музтар шуданд, пас, шутуреро пеш равон карданд ва корвон дар ақиби ӯ мерафтанд ва он сутур бо футур[155] аз ҷонибе ба ҷонибе мерафт ва аз пуштае ба пуштае мепуйид. Ба ин минвол (тариқ) миқдори ду фарсанг[156] бирафт. Ва маҷмӯъ аз ҷону тану мол умед бардоштем. Ногоҳ дидем, ки ба тариқи мустақим ва ҷодаи рост восил шудем ва ҳама аҳли корвон дар тааҷҷуби азим афтоданд.

Ф. Розӣ андешаи имом Шофеиро дар тақсимоти илм баён намуда, назари ӯро доир ба илми тиб чунин овардааст: Илм ду гуна аст: илми адён ва илми абдон. Илми адён илми фиқҳ аст ва илми абдон илми тиб. Сокин мабош дар шаҳре, ки он ҷо олими фақеҳ ё табиби ҳозиқе нест, то аз амри динат ва аз амри ҷисмат бохабар бошӣ. Ба ақидаи Ф. Розӣ табиби ҳозиқ беморро на танҳо бо дорую дармон, балки бо усулҳои дигар метавонад муолиҷа намояд. Ҳикоят: Дар замонҳои қадим подшоҳе буд, ки ҷисмаш бисёр фарбеҳ гашта буд ва ин ҳол бароящ хуш намеомад. Ӯ хост, ки каме ҳам бошад лоғару хароб гардад. Подшоҳ ба яке аз табибони доною закӣ мурочиат намуд. Он табиб, ки аз илми нуҷум бохабар буд ба подшоҳ гуфт: Ман ба толеи шумо назар кардам ва дарёфтам, ки аз умри шумо рӯзҳои кам боқӣ мондааст, ҳоло дигар ҳеҷ фоидае ба дорую дармони шумо нест. Подшоҳ барои исботи сухани табиб ӯро муваққатан амри ба ҳабс менамояд ва худ аз мардум канора ҷуста, зери бори ғаму андӯҳ ва фикру андешаҳои айёми гузашта қарор мегирад. Ҳамин тариқ, айёми муайяннамудаи табиб мегузаранд ва подшоҳ зиндаву саломат боқӣ мемонад. Рӯзе подшоҳ амр менамояд, ки табиби мазкурро ҳозир созанд. Чун табиб ҳозир мегардад, подшоҳ ба ӯ мегӯяд: Эй табиб, гуфторат дурӯғ баромад, акнун сазовори азоб мешавӣ. Табиб бошад мегӯяд: Умри подшоҳ дароз ва давлаташ ҷовид бод. Ман ҳаргиз илми ғайбро надонистаам, зеро илми ғайб хосаи Худост, лекин ман илоҷи

---

155 Футур – сустӣ ва суст шудан (Ғиёсу-ул-луғот. – Ҷ. 2. – С. 97).
156 Фарсанг – қадре бошад муайян аз роҳ ва он ба миқдори се мил аст ва миле чаҳор ҳазор газ, ки маҷмӯи фарсанг дувоздаҳ ҳазор газ бошад ва тӯли ҳар газе ба қадри бисту чаҳор ангушти даст бошад, ки ба арз дар паҳлуи ҳам гузоранд ва он шаш қабза аст, яъне шаш мушт (Бурҳони қотеъ. – Ҷ. 2. – С. 300).

дармони шуморо бо тариқи ғаму ғусса дарёфтам, аз ин рӯ шуморо дар ин муддат бо ҳамин роҳ табобат намудам, ки аллакай натиҷаи он зоҳир гаштааст. Подшоҳ баъд аз шунидани ин сухан ба табиб таҳсин мегӯяд ва ба ӯ ҳадяҳо мебахшад.

Ф. Розӣ дар китоби «Маноқиб-ул-имом-иш-Шофеъи» ҷараёни суҳбати имом Шофеъиро бо халифа Ҳоруннарашид зикр намуда гуфтааст, ки Ҳоруннурашид имом Шофеиро ба ғайр аз улуми аҳкоми дин боз аз дигар илмҳои мавҷудаи замонаш монанди тиб, нуҷум, шеър, ансоб (насабҳо) ва ғайра пурсон мешавад ва аз имом Шофеӣ дар ҳамаи пурсишҳои худ посухи мусбат дармеёбад, ки ин нишондодест бар аҳамияти омӯзиши донишҳои гуногуни мавҷудаи замони худ. Ф. Розӣ қавли имом Шофеиро ба ривояти имом Музанӣ дар боби донистани донишҳои гуногун ва нафъи онҳо чунин зикр намудааст: Ҳар кӣ Қуръонро биёмӯзад, қиммату обрӯяш меафзояд ва ҳар кӣ дар илми фиқҳ назар андозад, қадри ӯ бузург мегардад ва ҳар кӣ илми ҳадисро китобат намояд, ҳуҷҷаташ қавӣ мегардад ва ҳар кӣ ба илми луғат машғул шавад, табиати ӯ нуктасанҷ мегардад ва ҳар кӣ ба илми ҳисоб сарукор гирад, раъйи ӯ маҳкаму қавӣ мегардад ва ҳар кӣ нигоҳ надорад, нафсашро илмаш ба ӯ ҳеҷ нафъе намебахшад. Нақл кардаанд, ки имом Шофеӣ баъди адои намози бомдод ҳалқаи дарсии худро оғоз мекардааст. Сараввал дарси Қуръон оғоз ёфта, баъд аз тулӯи офтоб ба поён мерасидааст. Баъдан дарси ҳадис оғоз гашта, бо навбат таълимоти луғат, арӯз, мунозира, шеър ва ғайри инҳо қариб то нисфи рӯз ҷараён мегирифтааст[157].

Фахруддини Розӣ барои рафъи эҳтиёҷоти зиндагӣ омӯзиши илмҳои дақиқ ва ҳайатро лозиму ҳатмӣ медонад. Ӯ ҳангоми баррасӣ кардани масоили марбут ба қиблаи мӯъминон, орою афкор ва ихтилофоти бархе мазоҳиби мухталифро баён намуда, аз ҷумла гуфтааст: Албатта, онҳое ки ғоиб аз қиблаанд, барои дарёфти яқинии ҷониби қибла, бояд аз далоили ҳандасӣ истифода намоянд. Ва ҳар чизе, ки бо он фарзро дониставу дарёфт карда мешавад, донистани он фарз (ҳатмӣ) мегардад. Пас, лозим меояд, ки донистану омӯзиши масоили ҳандасӣ барои ҳар як нафар фарзи айн (ҳар як фард) бошад. Магар баъзе аз фуқаҳо омӯзиши ин фанро, на танҳо ғайривоҷиб,

[157] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Маноқиб-ул-имом-иш-Шофеъи. – Қоҳира, 1406 ҳ. қ (1986 м.). – С. 326, 324, 76, 192.

балки ноҷоиз гуфтаанд ва ман намедонам, ки далелу узри онҳо дар манъашон чи бошад?[158]

Ф. Розӣ доир ба вуҷуди осмону замин ва ададу сифати онҳо сухан карда, дидгоҳи олимони ҳайат ва нуҷумро дар бораи мавзӯи мазкур баён намуда гуфтааст: «Асҳоби ҳайат фармудаанд, ки наздиктарин сайёра ба сӯйи мо Қамар ва фавқи он Уторид, баъд аз он Зӯҳра, Шамс, Миррих, Муштарӣ ва Зуҳал мебошад». Аҳли ҳайат ва нуҷум афлокро нӯҳто ҳисобида, доир ба вуҷуд, мадор ва ҳаракати онҳо назару баҳсҳои худро ироа намудаанд. Ф. Розӣ чанде аз онҳоро, аз ҷумла назари Абӯрайҳони Берунӣро аз китобаш «Талхисиҳи ли фусул-ил-Фарғонӣ» ва назари баъзе уламои ҳайат ва нуҷуми аҳли Ҳинд, Рум, Чин, Бобул, Миср, Шом ва ғайраро баён намудааст, ки ҳамаи он хабар аз шавқу тамоюл ва ташвиқу тарғиби Ф. Розиро ба улуми мазкур менамояд. Ӯ ҳангоми тафсири ояти 164-и сураи «Бақара» низ чанд фаслеро пайи ҳам гузошта, дар онҳо аз улуми фалакӣ маълумот пешниҳод кардааст. Монанди: Фасли аввал дар таркиби афлок, фасли дуввум дар маърифати афлок, фасли севвум дар мақодири ҳаракот ва ғайра, ки дар ин фаслҳо баҳсҳои ҷолибу ақволи гуногунро зикр намудааст. Фасли аввалро чунин оғоз намудааст: Гуфтаанд: Қарибтарин афлок ба сӯйи мо Моҳтоб, баъд аз он Уторид, Зӯҳра, Офтоб, Миррих, Муштарӣ, Зуҳал, Курраи савобит, баъд аз он Фалаки аъзам аст. Бидон, ки дар ин мавзӯъ чандин баҳсҳост… Дар баҳсҳои мазкур бештар аз ҳаракати афлок сухан карда, гуфтаҳои олимони машҳур, мисли Ибни Сино, Абӯрайҳони Берунӣ, бархе олимони Юнону Миср, Бобулу шом, Ҳинду Чинро баён намуда, дар ҷойе Абӯрайҳони Берунӣро устоди ин фан хондааст[159]. Дар фасли чорум Ф. Розӣ аз дигаргунии ҳаракати афлоку кавокиб ва баъзе авсофи онҳо: шакл, ранг, сахтӣ, нармӣ, хушкӣ, тарӣ, гармӣ, сардӣ ва ғайра ёдовар шуда, аз онҳо ба вуҷуди сонеъ истидлол ҷустааст. Ва ин тариқ истидлол, яъне аввалан заминасозию муқаддимаоварии далелу ҳуҷҷат дар зеҳни мухотаб ва баъдан аз он истидлол ҷустан ба матлаб, нишон аз донишмандӣ ва маҳорати Ф. Розӣ менамояд. Дар фасли аҳволи Замин бошад, дар бораи чигунагии ҳаракат, ба тадриҷ омадани моҳҳову фаслҳои сол ва авсофи дигари Замин маълумот дода, куррашакл будани онро бо

---

[158] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 2. – С. 102.
[157] Маъхази қаблӣ. – Ҷ. 2. – С. 154.
[158] Муҳаммад Алии Собуни. Сафват-ут-тафосир. – Димишқ, 1414 ҳ.қ.(1994 м.). – Ҷ. 3. – С. 566.

далелҳои ақлӣ собит намудааст. Инчунин назар ва эътирозу далелҳои касонеро, ки дар куррашакл будани Замин ихтилоф кардаанд, баён дошта, дар посух ба онҳо далелҳои худро изҳор намудааст. Муаллифи китоби «Сафват-ут-тафосир» дар баҳси куравияти Замин хонандаро ба нигоҳу мутолиаи «Тафсири кабир»-и Ф. Розӣ водор сохта, чунин нигоштааст: Хонанда метавонад маълумоти муфассали ин баҳсро дар тафсири Фахруддини Розӣ пайдо намояд[160].

Аз осори Ф. Розӣ бармеояд, ки ӯ ба илми ҷуғрофия низ шавқу завқ доштааст ва омӯзиши ин илмро барои одамон, дорои аҳамияту манфиат донистааст. Ӯ ҳангоми сухан гуфтанаш аз баҳрҳову наҳрҳои олам, адад, маҳали ҷойгиршавию ҷоришавӣ, дарозӣ, паҳноӣ, резишу ҳамроҳшавии баъзеи онҳо бо баъзе дигар сухан ронда, авсофи хоси онҳоро зикр намудааст, ки ҳамаи ин маълумотҳо фаҳму дониши ӯро ба илми ҷуғрофия ифода менамояд. Масалан, Ф. Розӣ дар бораи баҳри Ҳинд чунин гуфтааст: Баҳри Ҳинд аз мағриб то ба машриқ, аз канори замини Ҳабаша то канори заминҳои Ҳинду Чин тӯл кашидааст. Миқдори он ҳаштсад ҳазор ва паҳноияш ҳафтсад милро[161] дар бар мегирад. Он халиҷҳое, ки марбути ин баҳр мегарданд, яке аз онҳо халиҷест дар сарзамини Ҳабаша ва он то ноҳияҳои Барбар имтидод меёбад, бинобар ин онро халиҷи Барбарӣ гуянд. Дарозии он панҷсад ва паҳноияш сад мил мебошад. Халиҷи дигари он баҳри Айла аст, ки онро баҳри Қулзум ҳам гӯянд. Дарозии он яксаду чор ҳазор ва паҳноияш сад мил аст. Мунтаҳои он то баҳрест, ки онро Хазар гӯянд. Дар канори он шаҳри Қулзум қарор дорад. Аз ин хотир онро баҳри Қулзум гуфтаанд. Дар шарқи он Яман ва Адан ва дар ғарби он заминҳои Ҳабаша ҷойгир аст. Халиҷи дигари он баҳрест ҷониби сарзаминҳои Форс, аз ин хотир онро халиҷи Форс гуфтаанд. Дарозии он чорсад ҳазор ва паҳноияш панҷсад мил мебошад. Дар миёни ин ду халиҷ, яъне халиҷи Форс ва халиҷи Айла сарзаминҳои Ҳиҷоз, Яман ва соири шаҳрҳои араб қарор дорад. Халиҷи дигари он, ки ба сӯйи шаҳрҳои Ҳинд равона аст, онро халиҷи Ахзар гуфтаанд. Дарозии он панҷсад ҳазор мил мебошад. Баҳри Ҳинд дорои ҷазираҳои зиёдест, ки аксари онҳо ободу дорои шаҳрҳову қаряҳо (деҳаҳо) мебошанд. Аз ҷумлаи онҳо шаҳри Сарандеб аст, ки муҳити он сеҳазор милро фаро гирифтааст ва дар он кӯҳҳои бузургу наҳрҳои ҷорӣ бисёранд. Ёқути

---

[161] Мил – чор ҳазор қадам. Ғиёс-ул-луғот. – С. 328. – Ҷ. 2. Мил – сеяки фарсанг, ду ҳазор метр, Фарҳанги ҷомеи бузурги навин. Тарҷумаи Мунҷид,ъ. – С. 1617. – Ҷ. 2.

сурх аз он ҷо гирифта мешавад. Дар атрофи ин ҷазира нӯздаҳ ҷазираи дигарест, ки ҳамаи онҳо обод ва дорои деҳоту шаҳракҳо мебошанд. Аз як ҷазираи ин баҳр сурбу қалъагӣ истихроҷ мегардад, аз ҷазираи дигари он кофур[162] ба даст меоранд. Ҳамин тариқ, Ф. Розӣ аз дигар баҳрҳову наҳрҳои ҷорию мавҷудаи замони худ сухан карда, аз резиши Ҷайҳуну Сайҳун ба баҳри Хоразм ёдовар шудааст. Ӯ мухталиф будани мазаву лаззат ва авсофи обҳо, мавҷуд будани ҳайвоноти баҳрӣ, ҷараёну ҳаракати завраќу киштиҳо дар обро аз умури шигифтовар гуфта, аз онҳо ба вуҷуди сонеъ истидлол кардааст[163].

Дар асре, ки Ф. Розӣ дар он ҳаёт ба сар мебурд, ба илму маърифат таваҷҷуҳи хосе зоҳир мешуд, аммо аз лиҳози асбобу олот ва имконияту пешравиҳои илмию тадқиқотӣ ба асри ҳозир баробар набуд. Бо вуҷуди ҳамаи ин донишу маърифат, малакаву маҳорат ва таҷрибаву таваҷҷуҳи олимону муҳаққиқон ба илмҳои дақиқ, фалакиёт, ҳайат, нуҷум, ҷуғрофия хело олию назаррас ба чашм мерасад. Ҳатто дар осори Ф. Розӣ маълумот дар бораи илми мусиқӣ дида мешавад, дар ҳоле ки Ф. Розӣ аз ҷумлаи мутафаккирони фалсафаи динӣ ва муфассири маъруфу машҳур аст. Соҳиби луғатномаи «Ғиёс-ул-луғот» зимни шарҳи вожаи мусиқӣ чунин овардааст: Бидон, ки ибтидои мусиқӣ ба қавли Фахруддини Розӣ аз ҳаким Файсоғуриси талмизи Сулаймон алайҳиссалом аст[164]…

Яке аз алфози муродифи илм, ки дар гузашта ва то ба ҳол барои идроку маърифат ва фаҳму дониш мавриди истифода қарор дошт ин вожаи «фиросат» аст. Ф. Розӣ дар рисолаи «Ал-фиросат», ки аз се мақола ва чанд бобу фаслҳо иборат аст, маънои вожаи мазкурро чунин шарҳ додааст: «Фиросат иборат аст аз талаб кардани далел дар аҳволи зоҳир бар ахлоқи ботин ва тақрири ин сухан он аст, ки мизоҷи ҳар нафсе ё нафси он нафс аст ё олати афъоле, ки аз он нафс содир шавад. Пас, бар ҳар ду тақрир халқи зоҳир ва хулқи ботин тобеъ ва пайрави мизоҷ бошанд. Чун ин маъно ба субут расид истидлол гирифтан ба халқи зоҳир бар хулқи ботин ба манзалаи истидлол

---

[162] Кофур – гиёҳест хушбӯ барои тағсили амвот зиёд истифода шавад. Фарҳанги ҷомеи бузурги навин. Тарҷумаи Мунҷид. – Ҷ. 2. – С. 1433. Кофур – бар вазни носур маъруф аст ва он ду қисм мебошад: яке аз дарахт хосил мешавад ва онро ҷавдона мегӯянд ва дигаре амалӣ ва он чӯбест, ки меҷӯшонанад ва аз он бармеоваранд. Бурҳони қотеъ. – Ҷ. 2. – С. 347.

163 Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 2. – С. 167-169.

164 Муҳаммад Ғиёсуддин. Ғиёс-ул-луғот. Душанбе, 1988. – Ҷ.2. – С. 318.

165 Фахруддини Розӣ. Рисолаи «Ал-фиросат». Тарҷумаи Лутфуло Азизи Ҳаравӣ // Маҷаллаи «Таърихи илм». Теҳрон 1384 ш. – №4. – С. 139-200.

[166] Муҳаммад Ғиёсуддин. Ғиёс-ул-луғот. – Душанбе 1988. – Ҷ.2. – С. 99.

гирифтан бувад ба ҳусули аҳади муталозимайн бар ҳусули дигаре ва ин навъ аз эътибор саҳеҳ аст»[165]. Абулқосими Роғиб (Ҳусейн ибни Муҳаммад, аз удабо ва уламои бузурги Исфаҳон аст ва «Муфрадоту алфоз-ил-Қуръон», «Муҳозарот-ул-удабо» ба ӯ таалluқ дорад) гуфтааст, ки иштиқоқи лафзи фиросат аз ин ҷост, ки араб гӯяд: «Фараса сабуъу шота, яъне гирифт даранда гусфандро, пас фиросат иборат шуд аз гирифтани маъно ва донистани он бар ин тариқ». Муаллифи луғатномаи «Ғиёс-ул-луғот» вожаи мазкурро чунин маъно кардааст: «Фиросат ба маънии суръати фаҳм ва идрок ва зиракӣ ва доноӣ ва қиёфа ва он илмест, ки аз сурат пай ба сират баранд; ва ба фатҳи аввал (яъне фаросат) сувории асп кардан ва доноӣ дар муқаддимаи аспон ва асп шинохтан»[166]. Яъне фиросат василаи идрок ва фаҳмест, ки аз сурат ба сират ё худ аз зоҳир ба ботин дарки маъно кунанд.

Ф. Розӣ дар китоби дигари худ «Маноқиб-ул-имом-иш-Шофеъи» аз манфиати илми фиросат сухан ронда, муносибати имом Шофеиро ба ин илм ёдовар шуда чунин гуфтааст: «Ҳумайдӣ нақл кардааст, ки ҳамроҳи имом Шофеӣ аз шаҳри Макка берун шудем ва дар роҳ бо марде вохӯрдем. Пеш аз вохӯрӣ Шофеӣ ба ман гуфта буд: Ин мард ё наҷҷор (дуредгар) аст ё хаёт (дӯзанда). Баъди вохӯрӣ бо он мард ман аз касби ӯ пурсон шудам. Маълум шуд, ки он мард дар аввал наҷҷор будааст ва баъдан ба касби хайётӣ машғул шудааст. Ф. Розӣ бо овардани ҳикояти зерин боварӣ ва алоқамандии имом Шофеиро нисбати илми фиросат изҳор доштааст. Ҳикоят кардаанд, ки имом Шофеӣ дар талаби илми фиросат ва дастрасии китобҳои таълифгаштаи илми мазкур ба сӯйи Яман сафар намудааст.

Уламо дар роҳи илми Ҳақ мудом,
Ранҷу заҳматҳо кашида беҳисоб.
Дар ғарибиҳои дур аз мулки худ,
То биёфта илм баъди сад азоб[167].

Ҳангоми бозгашт дар роҳ мардеро мебинад, ки дар назди ҳавлии хонаи худ истодааст ва ӯро ба манзили худ ба меҳмонӣ мехонад. Имом Шофеӣ дар вуҷуди ин мард сифатҳоеро мушоҳида менамояд, ки мувофиқи нишондоди илми фиросат ба зиштиву қабоҳати афъоли он мард далолат менамояд. Бо вуҷуди ин вориди манзили ӯ мешавад.

---

167 Ҳоҷӣ Довуди Ҳаёт. Ҷавҳаристон. – Душанбе, 2012. – С. 69.

Аммо он мард бар хилофи мушоҳидаи Шофеӣ ба худ камари ҳиммат баста, барои имом Шофеӣ ва ҳамроҳаш таъомҳои хуб ва ҷойхоби муносиб  фароҳам месозад, ҳатто маркабҳои онҳоро бо обу алаф таъмин менамояд. Имом Шофеӣ ба худ андеша карда мегӯяд: Аҷабо, мувофиқи таълимоти илми фиросат ин мард мебоист хело шахси пастфитрату нокасе мебуд, вале ман аз ӯ ба ҷуз хубӣ чизи дигаре намебинам. Ҳамин тариқ, фардо чун субҳ мешавад, имом Шофеӣ бо рафиқи худ савори маркабҳои хеш мешаванд ва ба он марди мизбон изҳори ташаккур намуда мегӯянд: Ҳар гоҳ ба шаҳри Макка  биёӣ, аз манзили Муҳаммад ибни Идрис бипурс ва меҳмони азизи мо бош. Он мард бошад мегӯяд: Шумо бигӯед, ки магар ман падари кадоме аз шумоям? Ё ин ки мол ва ё амонати якеи шумо назди ман боқист? Имом Шофеӣ мегӯяд: Не, албатта. Он мард мегӯяд, вақте чунин аст, пас пулҳои ман куҷост? Имом Шофеӣ мегӯяд: Кадом пулҳо?  Он мард мегӯяд: Пулҳое, ки аз амали ман дар меҳмондории шумо ҳосил гашт ва ҳатто қиммати хурдтарин  ашёеро, ки барои онҳо  харҷ карда буд, баён мекунад. Имом Шофеӣ аз ҳамроҳи худ хоҳиш менамояд, ки қимати ҳамаи онҳоро пардохт намояд. Сипас мепурсад, ки оё мо иҷозати рафтанро дорем? Он мард мегуяд, ки ҳанӯз не, зеро пули кирояи хона боқӣ мондааст. Имом Шофеӣ     пули кирояи якшабаи манзилро низ адо  намуда ба роҳ мебарояд. Баъд аз ин рӯйдод боварӣ ва алоқаи имом Шофеӣ ба илми фиросат бештар гашта, рағбаташ ба мутолиаи китобҳои он зиёдтар мегардад[168]. Ғайр аз ин Ф. Розӣ дар китоби мазкур ҳикоёти дигареро низ дар ҳақиқат ва манофеи илми фиросат пешкаши хонандагон  намудааст.

Ф. Розӣ барои соҳиби илми фиросат  донистани ҳар як аз аркон, ахлоти чоргона ва амзиҷаи инсониро ҳатмӣ арзёбӣ кардааст, то бидонад, ки хулқ ва хислати инсонӣ аз чӣ чиз иборат аст. Ба андешаи Ф. Розӣ инсон бояд ҳам зоҳиран ва ҳам ботинан некӯ тарбиятёфта бошад, чунки дар баъзе ҳолот ботини инсонро метавон аз зоҳири ӯ дарёфт. Ин андешаро ҳангоми тақсими илми фиросат чунин баён кардааст: Аввал, он ки касеро дар хотир гузарад, аз ҳоли шахсе ва сифати ӯ, ки махсустарин сифоти ӯст, бо он ки ҳеҷ аломати зоҳир  ва сифати махсус мушоҳида накарда бошад. Ва ҳикмат дар ин он аст, ки дар ҳикмат муқаррар шуда, ки ҷавоҳири нуфуси нотиқа дар моҳият ва ҳақиқати худ мухталиф аст. Баъзе дар ғояти ишроқ ва сафост ва дур аз

[168] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Маноқиб-ул-имом-иш-Шофеъи. – Қоҳира, 1406 ҳ. қ (1986 м.). – С. 330, 331.

алоиқи ҷисмонист ва баъзе дигар ба ин мартаба нест, пас ҳамчунон ки одамӣ дар хоб қодир мешавад бар маърифати ғайб, ҳамчунин нафси софӣ қодир мешавад бар маърифати ғайб дар бедорӣ ва боз миёни ин нуфуси софия тафовут бисёр аст. Аммо қисми дуввум аз ин илм далел ҷустан аст ба феълҳои зоҳир аз шахси муайян бар хисол ва табиати зоҳира ва ботинаи ӯ. Аммо дар ин илм ба он илтифот накунанд ба сабаби он, ки мақсуд аз ин илм ҳосил кардани ахлоқи ботин аст пеш аз вуқуф бар аҳволи зоҳир. Аммо қисми севвум далел талабидан аст ба яке аз ду маълул бар маълули дигар, чун истидлол ҷустан ба аҳволи зоҳир бар ахлоқи ботин ва он чизҳое, ки зоҳир аст, монанди рангҳои ҳар тоифа ва солҳои умр ва аҷноси одамиён аз ҳар навъ ва гунаҳои рӯйҳо ва ашколи гуногун ва ғайри он[169].

Фахруддини Розӣ барои имкнони маърифати ахлоқи одамӣ чанд роҳу равишеро ироа менамояд, ки аз ҷумла чунин аст: Тариқи аввал он, ки афъоли одамӣ баъзе ба муқтазои мизоҷи аслӣ бувад ва баъзе ба муқтазои таъдиби (адаб додани) ақл ва риёзати нафс ва аз ин қисм мумкин набувад истидлол гирифтан бар аҳволи табиат ва ахлоқи ботинӣ, сабаб он, ки муҷиби он афъоли табиат набувад, балки чизи дигарест. Аммо қисми аввал мумкин аст истидлол гирифтани сабаби ӯ бар хулқи ботин, зеро ки одамиро дар вақти ғалабаи ғазаб шакли махсус ва ҳайати муайян ҳосил мешавад ва дар вақти муҷомаат ҳамчунин ва дар ҳолати истилои (ғалабаи) хавф ҳамчунин ва ин ашкол ва ҳайат мухталифанд ва мубойин ва мубоянат (гуногунӣ) маҳсус. Баъд аз он, ки моро вуқуф (огоҳӣ) ба ин маъно ҳосил шуд, донистем, ки ҳайати махсус, ки хосаи ғазаб аст ҷуз дар вақти ғазаб ҳодис (пайдо) нашавад ва ҳамчунин бувад дар боқии аҳвол. Ва чун ин мулозамат маълум шуд, моро мумкин гашт истидлол ҷустан аз ҳар як бар дигаре. Ва чун касеро дар ғазаб бинем, ҳукм кунем, ки он шакли махсус ба ғазаб дар вай зоҳир хоҳад шуд. Ва агар аввал он ҳайати махсус ба ғазаб дар рӯҳ ва дар чашми ӯ зоҳир шуд, донистем, ки ғолиб бар вай ғазаб аст. Ва ин қонун саҳеҳ ва асли муътабар аст. Пас, ин аст таҳқиқи қавли он кас, ки гӯяд: Касе ки шакли ӯ ба шакли хашмгинон мушобеҳ бувад, воҷиб бувад, ки ғазуб бувад ва касе, ки шакли ӯ ба шакли тарсандагон мушобеҳ бувад, тарснок бувад.

Тариқи дуввумро Ф. Розӣ дар эътибор намудани садо ва овозҳо муайян намуда гуфтааст: Тақрири ин сухан он аст, ки одамиро дар

---

[169] Фахруддини Розӣ. Рисолаи «Ал-фиросат». Тарҷумаи Лутфуло Азизи Ҳаравӣ // Маҷаллаи «Таърихи илм». Теҳрон 1384 ш. – №4. – С. 139- 200.

ҳолате, ки хашм ва ғазаб бар вай ғолиб мешавад, овозаш гарон мегардад ва чун хавф бар вай ғолиб мешавад, овоз тез ва нарм мегардад. Ва сабаб он аст, ки ба вақти ғалабаи ғазаб ҳарорати табиӣ аз андарун ба дар меояд ва башараро гарм мекунад ва ҳарорат муҷиби фарохии манфаз (гузаргоҳ) аст ва кушода шудани суддаҳо (бофтаҳо) дар ҳолати овоз ва ин аҳвол сабаби гаронии овоз тавонад буд. Аммо чун тарс муставлӣ гардад, ҳарорати табиӣ дар андарун бимонад ва бурудат бар зоҳир ғалаба кунад ва ин сабаби тангии манфаз бувад. Ба ин сабаб овози ӯ нарм ва борик гардад. Чун ин сухан дар ин ду мисол муқаррар шуд, дар аҳволи дигар бар ин қиёс бояд кард. Ф. Розӣ қавли шунидаашро  дар бораи ин, ки бархе аз ҳакимони ҳинд бо садои мусиқӣ баъзе беморихоро табобат мекардаанд, чунин гуфтааст: «Шунидам, ки ҳукамои ҳинд муоҷилаи бемориҳо ба мусиқӣ кунанд, ба он сабаб, ки донистаанд, ки овозе, ки дар вақти хашм ҳодис мешавад, фалон овоз аст ва донистаанд, ки табиати он овоз монанди табиати ғазаб аст дар гармӣ ва хушкӣ. Пас, чун мардумро иллате аз бурудат ҳодис шавад, ӯ он овоз бишнавад бар сабили муолиҷаи зид ба зид ва манфаате азим дар ин боб ҳосил шавад».

Равиши баъдиро Ф. Розӣ дар ёфтани шакле аз ашколи хос ба синфе аз аснофи одамӣ дар инсоне, ки ғайр аз ин синф аст ва ҳукм намудан ба вуҷуд доштани хулқи муайян дар он инсон медонад. Ф. Розӣ ин равиш ё худ тариқро чунин баён доштааст: «Ҳеҷ шакке нест, ки одамӣ навъест ва дар таҳти вай чанд синф аст. Ва мар ҳар як аз ин аснофро халқи махсус аст дар зоҳир ва хулқи муайян аст дар ботин. Пас, ҳар вақте мо шаклеро, ки хос ба баъзе аз асноф аст, дар одами ғайри ин асноф ёфтем, ҳукм кунем ба ҳусули он хулқи муайян дар он одамӣ. Мисоли ин он аст, ки аҳли машриқ дарозқомат ва шуҷоъ мебошанд ва аҳли мағриб хурдқомат ва заифдил мебошанд, пас, чун машриқиро ба ин шакл мушоҳида кардем, маълум шуд, ки ахлоқи мағрибӣ дар вай ҳосил омадааст».

Ф. Розӣ равиши дигарро дар маърифати ахлоқи ботинии инсон далел гирифтан аз хулқи маълумгаштаи ботини инсон ба хулқи дигари ботинии ӯ медонад ва дар ин робита гуфтааст: «(Чун) хулқи ботин маълум шуд, пас мумкин аст, ки истидлол гирад ба ҳусули он хулқ бар хулқи дигар. (Мисол) ин аст ки чун инсоне сареъулғазаб (зуд ба хашм оянда) бувад, дар ҳар амре истидлол гирем, ки ӯ тамомфикр ва  андеша набувад дар корҳо ва сабаб он аст, ки қувваи ғазаб далолат кунад бар гармии димоғ ва гармии димоғ муҷиби душвории фикр аст.

Ва низ чун донистем, ки шахсе бе шарм аст, истидлол гирем, ки ӯ duздӣ кунад, зеро ки дуздӣ тобеъ ва пайрави бешармӣ бувад».

Фахруддини Розӣ дар рисолаи «Ал-фиросат» чанд улумеро, ки бо илми фиросат ҳамбастагиву мушобаҳат доранд, зикр намуда, омӯзиши онҳоро барои ҳаёти инсон ва ободию некӯаҳволии муҳити зисти инсон, дорои аҳамият хондааст. Монанди илм ба ковиш ва истихроҷи кону маодин, ки барои некӯаҳволию зиндагии халқ хеле манофеъи зиёд дорад ва дастрасӣ аз кону маъданҳо муяссар намегардад, магар ба донистани нишону аломатҳо ва омӯзиши илми он. Ф. Розӣ дар ин робита фармудааст: «Аз улуме, ки мушобеҳи ин илм (фиросат) бувад, ба дар овардани маодини ҷавоҳир аст аз зар ва нуқра ва мис ва оҳан ва сурб ва ғайри он. Ва ин маодин ҷуз дар даруни кӯҳҳо набувад ва соҳиби он истидлолро чора набувад аз аломате, ки бар он истидлол кунад». Ё ба монанди зикр аз илм ба обёрӣ ва истихроҷи обҳои зеризаминӣ, ки он ҳам ба воситаи аломату нишонаҳои махсуси илми худ ҳосил мегардад. Чунонест, ки Ф. Розӣ дар ин бора фармудааст: «Аз улуме, ки мушобеҳи ин илм (фиросат) аст, муҳандисии устодони комил аст, ки обҳоро дар замини саҳл (нарм) ва саъб (сахт) равон мекунанд ва ин саноат аз он қабил аст, ки фавоид ва авоиди (бозгашт, суди) ӯ дар иморати билод ва биқоъ таъсири азим дорад. Сабаб он, ки ҳар буқъае (маконе) аз замин чунин нест, ки об аз шавоҳиқи (баландиҳои) кӯҳҳо фуруд ояд ва дар рӯдхонаҳо ҷорӣ бувад. Пас, муҳтоҷ шуданд ба он, ки об аз қаъри замин истинбот[170] ва истихроҷ кунанд. Ва соҳиби ин санъатро аз ҳисси комил ва таҳаммули қавӣ чора набошад. Ва он асл, ки мадори ин саноат бар он аст, маърифати хоки заминҳо бувад ба ранг ва хосият аз саҳлӣ (нармӣ) ва рамлӣ (регӣ) ва сахрӣ (сангӣ)».

Ба андешаи Ф. Розӣ истидлол ҷустан аз аҳволи абрҳо ва раъду барқ низ аз ҷумлаи улумест, ки мушобиҳат ба илми фаросат дорад. Ӯ дар ин замина гуфтааст: «Аз улуме, ки мушобеҳи ин илм (фиросат) бувад, истидлол ҷустан бувад ба аҳволи барқу раъд бар борон ва боз истодани ӯ. Ва хостарини мардум бар ин илм аъроб (арабҳо) бошанд ба воситаи эҳтиёҷ ба борон, лоҷарам (ночор) (ба) сабаби касрати таҷриба бар завобити ҳоли абр ва раъд, вуқуфи (огоҳии) тамом ёфтаанд ва бидонистанд, ки ҳар вақт фалон шакл ва ҳайат ҳосил шавад дар ғайм ва абр борон хоҳад борид ва агар ҳодис нашавад, нахоҳад

[170] Истанбата – кашф кард; пайдо кард; ихтироъ кард. Набатал биъра ва истанбата – баровард оби чоҳро (Фарҳанги ҷомеъи навин. Тарҷумаи мунҷид. – Ҷ. 2. – С. 1625).

борид. Пас, маҷмӯи ин истидлолот маҳсур хоҳад буд бар чанд навъ: Навъи аввал, маърифати мавзее, ки абр аз он ҷо падид меояд. Навъи дуввум, абр ки касиф (ғафс) аст ё рақиқ (тунук). Навъи севвум, маърифати рангҳо. Навъи чорум маърифати кайфияти бодҳо. Навъи панҷум, маърифати кайфияти аҳволи барқҳо. Пас, чун бар ин аҳвол воқиф, шавад, ҳукм кунад, ки он абр бисёрборон аст ё на ва кадом барқ аст, ки об надорад ва кадом бооб аст ва чун дар ин боб таҷриба намуд, бар аҳкоми мувофиқ қодир бувад». Ф. Розӣ бар ин гуфтаҳо аз китоби «Ал-ғариб»-и Абӯубайд Қосим ибни Саломи Хазоӣ (151-224 ҳ.) ривоятеро нақл кардааст, ки чунин аст: Аз ҳазрати рисолат савол карданд аз абрҳое, ки мегузашт. Ҳазрати Хоҷа алайҳиссалом фармуд, ки абрҳо барҳам нишастааст ё дароз мекашад? Баъд аз он савол кард аз барқ, ки дарафшанда[171] аст ё шикофта мешавад? Гуфтанд шикофта мешавад. Ҳазрати рисолат фармуд: Бороне меояд ба шумо, ки рудхонаҳо пуроб шавад ва зироатҳо сероб гардад. Ва аксари саҳронишинон ба борон муҳтоҷ бошанд, зеро ки маоши эшон аз он аст. Аммо аҳли билод ва шаҳрҳоро ҳоҷат чандон набувад, ба ин сабаб аҳли бодия дар ин илм бештар вуқуф доранд ва муболағат мефармоянд, то ғояте, ки чизҳо дониста, ки аҳли билод надонанд[172]. Ҳамчунин Ф. Розӣ аз чанд улуми дигаре, ки ба илми фиросат монандӣ дорад, сухан ронда, равиш ва фоидаҳои онҳоро барои башарият баён намудааст ва хотирнишон сохта, ки инсоният метавонад мушкилоти худро ба василаи илм бартараф намуда, зиндагии ҳаррӯзаи худро беҳбуд бахшад.

## Тарбияи эҳтироми зан-модар

Мавзӯи ҳурмату эҳтиром, иззату икром, риояи ҳуқуқу талабот, хидмату мадад ва муҳаббату самимият ба зан-модар дар осори гаронбаҳои Ф. Розӣ мавқеи худро доро буда, дар бораи мавзӯи мазкур маълумот ва дастуру тавсияҳои хубу ҷолиб зикр гардидаанд. Зан ҳамчун ҳамсар шарики шодию нишот, ғаму ғусса ва тамоми воқеаву руйдодҳои ҳаётӣ, ҳамсафари роҳи зиндагии шавҳари худ мебошад. Дар зиндагии оилавӣ ҳамон гунае, ки мард вазифаву ӯҳдадорӣ, кӯшишу заҳмат ва масъулияти худро ба зану фарзанд дорост, зан ҳам дар зиндагӣ дорои авсофи мазкур ва масъулияти хеш ба шавҳар ва

---

[171] Дарафшон – ба маънии ларзон бошад ва ба маънии тобон ҳам ҳаст (Бурҳони қотеъ. – Ҷ. 2. – С. 17).
[172] Фахруддини Розӣ. Рисолаи «Ал-фиросат». Тарҷумаи Лутфуло Азизи Ҳаравӣ // Маҷаллаи «Таърихи илм». – Теҳрон, 1384 ш. –№4. – С. 139-200.

фарзандони худ мебошад. Ва гоҳо чунин ба назар мерасад, ки таҳаммули бори гарони зиндагӣ бештар бар дӯши зан вогузор мегардад. Аз ин рӯ барои ҳар мард зарур аст, ки дар дараҷаи аввал қадршиносӣ аз заҳамоти ҳамсар, риояи ҳаққи ҳамсар ва муносибати нек бо ҳамсарро дошта бошад. Ф. Розӣ ин маънoро дар «Мафотеҳ-ул-ғайб» дар тафсири оятҳои 19, 21-и сураи «Нисо» зикр кардааст, ки дар онҳо омадааст: «Бо занонатон хуб рафтор кунед», «Бо шумо, эй мардон, Худо паймон мебандад, ки ҳаққи ҳамсаратонро риоя кунед». Роҷеъ ба ин масъала пайғамбар (с) бетафовут набуда, чанде аз суханони гуҳарбори худро иброз доштаанд. Модари мӯъминон Оиша (р) аз забони паёмбари Худо (с) гуфтаанд: «Беҳтарини шумо касест, ки барои хонаводаaш беҳтар бошад ва ман аз ҳамаи шумо барои хонаводаам беҳтарам». Яъне паёмбар (с) фармудаанд, ки ахлоқу рафтори ман бо ҳамсаронам беҳтар аз шумост, бинобар ин шумо маро пайравӣ кунед ва бо занон хушрафтор бошед... (ривояти ибни Моҷа ва Тирмизӣ). Одатан аксарияти занон нисбат ба мардон ҷисман заиф ҳастанд, аз ин рӯ пайғамбар (с) таъкид карда фармудаанд: «Битарсед аз Худо дар ҳаққи ду гуна заиф: занону ятимон». Аз ин хотир зӯроварию хушунат ва зарбу лати занон ҳам хилофи қонун ва ҳам хилофи шариат буда, аз рӯйи ҳиммату ҷавонмардӣ миёни мардон бенангу беномусӣ аст. Бори дигар фарёди қалби паёмбарамонро бо гӯши дил бишнавем, ки чӣ мегӯянд: «Мӯъмини комил касест, ки аз ҳама хушахлоқтар ва беҳтарини шумо касест, ки барои занаш писандидатар бошад» (ривояти Тирмизӣ). Ишқу муҳаббат, улфату самимият, иззату эҳтиром ва боварию вафодорӣ миёни зану шавҳар беҳтарин василаи хушбахтию саодати абадии завҷайн мебошанд. Муҳаббат миёни завҷайн на танҳо зоҳирию забонӣ, балки бояд ҳақиқию самимӣ ва аз умқи дилҳо бошад, вагарна дар зиндагӣ ҳар гуна шубҳа, нофаҳмӣ, мушкилот ва ҳатто нафрату ҷудоӣ пайдо мешавад. Барои ба даст овардани муҳаббати воқеӣ, баъзан аз хушии худ бояд гузашт кард. Мантиқи муҳаббат дар он аст, ки одамӣ нисбат ба ту дар дил муҳаббат парварида, бароят танҳо некӣ хоҳад. Ин ақидаро Арасту хеле хуб маънидод кардааст: «Муҳаббат – некӣ хостан ба дигаре, на хурсандии хеш, балки барои шодии он низ, ки дӯст медорӣ, бикӯшӣ ва аз рӯи имкон ба ӯ манфиат ва хушӣ фароҳам орӣ»[173].

[173] Маъмуралии Маҳмадалӣ. Ту ними манӣ. – Хуҷанд, 2014. – С. 35, 36, 37.

Фахруддини Розӣ дар «Мафотеҳ-ул-ғайб» ҳангоми тафсир намудани ояти зерин: «Онон (занҳо) барои шумо либосе ҳастанд ва шумо ҳам барои онон либосе ҳастед»[174] чанд ваҷҳе аз ташбеҳ кардани завҷайнро ба либос зикр карда, аз ҷумла гуфтааст:

а) Чун зану шавҳар оғуши якдигарро барои ҷамъ шудан бо ҳам мекушоянд ва ҷисми ҳар яке бо дигаре ба ҳам ҷамъ мешаванд, пас ба монанди либосе мегарданд, ки онро дар тани худ пӯшидаанд.

б) Онҳо (ҳамсарон) фироши шумо ва шумо лиҳофи (болопӯши) онҳо ҳастед. Яъне онҳо ба монанди ҷойи хобу шумо курпаи онҳо мегардед.

в) Ҳангоми хобидан ҳар яке аз завҷайн ҳамдигариро чун либос мепӯшонад.

г) Ҳар яке аз зану шавҳар ҳамдигарро аз корҳои зишт чун либос сатр месозад, зеро дар ахбор омадааст, ки чун касе хонадор шавад, аз се як ҳиссаи динаш дар амон хоҳад монд.

д) Зан барои шавҳари худ ба монанди либос аст, чунки баъди издивоҷ чун либоси ӯ хоса мутааллиқи ӯ мегардад, ҳамон гунае ки либоси мард хос моли ӯ ба шумор рафта, бештар аз ҳама чиз наздиктар ба баданаш мебошад. Умуман, ҳамон тавре ки либос инсонро аз зиёни гармову сармо ва дигар озору осебҳо сатр сохтаву ҳимоят менамояд, ҳамсар низ барои ҷуфти худ дар зиндагӣ ба мисли либос ҳомию муҳофизи ӯ мебошад[175].

Ишқу муҳаббат, қаробату омезиши завҷайн дар ҳаёт маънои махсусе дорад, ки бе он зиндагӣ тира ва бенуру равнақ мегардад. Ф. Розӣ ҳангоми идомаи тафсири ояти мазкур чунин гуфтааст: «Ҷумҳури муфассирон бар ин андешаанд, ки дар оғози шариати Муҳаммад (с) барои шахси рӯзадор баъди ифтор (кушодани рӯза) хӯрдану нӯшидан ва қаробату ҳамбистарӣ бо ҳамсар, то он вақте ҷоиз буд, ки ҳанӯз намози ишоро нахондаву ба хоб нарафта бошад. Ва чун ниёзи мардум ба ин ашё аз ҷумла қаробату омезиш бо ҳамсар хело зиёд аст, пас Худои меҳрубон ҳукми онро лағв (бекор) кард». Ф. Розӣ қиссаи шахсе аз ансорро, ки дар ҳузури пайғамбар (с) мондагиву хастагиаш зоҳир шуда буд, баён намуда, гуфтааст: Пайғамбар (с) аз ҳолат ва заъфу нотавонии марди ансорие, ки номи ӯро Абусармата ё Қайс ибни Сармата гуфтаанд, пурсон шуд. Он мард дар ҷавоб гуфт: То бегоҳ ба

---

[174] Қуръони карим, Бақара,187.

[175] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 2. – С. 270.

кору бори боғдорӣ машғул будам ва чун ба назди хонаводаам баргаштам, то омода сохтани таом хоб маро рабудааст, пас аз бедор шуданам, дигар натавонистам, ки чизе бихӯрам. Пас, аз шунидани ин сухан Умар (р) аз ҷойи худ бархоста, гуфт: Ман низ маъзурам, зеро баъд аз адои намози ишо бо ҳамсарам қаробат карда будам. Ҳамчунин чанде аз мардони дигар бархоста, ҳар як эътироф ба амалҳои кардаашон менамуданд. Ва ниҳоят ин оят нозил гашт: «Ҳамбистар шудан бо занони худ дар шаби рӯза барои шумо ҳалол карда шуд».

Пайванду ҳамбастагии зану шавҳар чунон қавию маҳкам аст, ки бе вуҷуди якдигар тасаввури ҳаёту рӯзгори онҳо басо мушкил мегардад. Ф. Розӣ дар ин бора қиссаи офариниши ҳамсар ва муниси рафиқи ҳаётии Абулбашар Одам (а)-ро нақл намудааст, ки ин ҷо зикри он аз аҳамият холӣ нест. Мувофиқи ақволи бархе аз асҳоб, аз ҷумла ибни Аббос ва ибни Масъуд, вақте ки Одам (а) сокини биҳишт гардид, бо вуҷуди тамоми неъматҳо ва имконот, худро берафиқу мунис ёфта, эҳсоси танҳоӣ мекард. Худованд ба ӯ хоб дод ва дар он ҳол аз яке устухонҳои паҳлуи чапаш Ҳаворо офарид ва ҷойи он устухонро бо гушт такмил сохт... Ин маъно дар шеъри шоири муосири тоҷик Бозор низ ба назар мерасад:

Ту ними манӣ, ними ҷисму ҷони манӣ,
Ба зарра-зарра ту пайванди ҷовидони манӣ.
Ба ҳар куҷо, ки равӣ дар ман аст решаи ту,
Ту эй гул, аз қалами сабзи устухони манӣ.

Чун Одам (а) аз хоб бедор шуд, дар назди худ ҷинси латифу зебоеро нишаста дид ва хеле ба шигифт омада, аз кӣ буданаш пурсон шуд. Дар ҷавоб шунид, ки зан аст ва ба хотири сукунат ва шарики зиндагӣ бо Одам (а) офарида шудааст… Нуктаи муҳим ин аст, ки Одам (а) дар биҳишт бо вуҷуди тамоми неъматҳои доштааш эҳсоси камбудиеро мекард ва он ҳам набудани рафиқу мунис ва ёру ҳамрозе аз ҷинси худ буд. Аз ин хотир Ҳаворо аз нафси Одам (а), яъне аз ҷинси ӯ офариданд. Дар офариниши Ҳаво аз нафси Одам ҳикмати дигаре низ вуҷуд дорад ва он ҳикмат ин аст, ки тамоюлу рағбат нисбат ба ҷинси худ ҳамеша бартару бештар аст.

Ф. Розӣ дар сабаби ном гирифтани Одам ва Ҳаво ваҷҳеро аз ибни Аббос чунин зикр кардааст: Одамро ба он хотир одам гуфтаанд, ки дар офариниши ӯ аз адими[176] замин гирифта шудааст. Аз ин ҷиҳат

---

[176] Адим-ул-арзи – рӯйи замин. Фарҳанги бузурги ҷомеъи навин (мутарҷим Аҳмади Саёҳ). – Теҳрон, 1375. – Ҷ. 1. – С. 18.

фарзандони ӯ ҳар гунаанд: сиёҳ, сафед, сурх, пок, нопок ва ғайра. Ҳамсари ӯ Ҳаворо аз он ҷиҳат Ҳаво гуфтаанд, ки ӯро аз устухони паҳлӯи Одам офаридаанд, яъне ӯро аз шайи ҳай (чизи зинда) офаридаанд, аз ин хотир ба ӯ Ҳаво гуфтаанд[177].

Риояи адои ҳуқуқи занҳо ва лутфу меҳрубонӣ нисбати онҳо ба монанди риояи ҳуқуқи дигар ашхос ва муносибати нек дар ҷомеа ҳатмию зарурӣ мебошад. Риояи яке аз ҳуқуқи занҳо ин ҳифзи ашёву амволи онҳо мебошад. Ф. Розӣ дар бораи ин масъала дар «Мафотеҳ-ул-ғайб» батафсил сухан кардааст. Ба андешаи ӯ занҳо дар зиндагӣ ва дар ҷомеа ҷойгоҳи хос ва олию назаррасеро дороянд, ки офаридагор дар китоби худ Қуръони карим сураи тӯлониеро бо номи «Занҳо» ҷой додааст ва дар он, инчунин дар дигар сураҳои қуръонӣ аз риояи ҳуқуқ ва муоширати нек бо занҳо сухан карда, баъзан амру фармони хосае додааст. Ба вижа он рафтору кирдореро, ки дар замонҳои пешин нисбати занҳо содир мешуд, қатъиян манъ карда, анҷоми онро ҷурму ҷиноят эълом доштааст. Монанди зинда дар гӯр кардани духтарони навзод, аз мерос маҳрум сохтани занҳо, фарқгузорӣ миёни занҳои фақиру ғанӣ, таҳқири занҳо дар ҳолати дидани одати моҳонаи онҳо ва ғайра. Мавриди зикр аст, ки дар замони қадим ҳангоми одати моҳонаи занҳо ақвоме вуҷуд доштанд, ки нисбати ин ҳолати занҳо бепарвоӣ зоҳир намуда, бо занҳо қаробати занушавҳарӣ мекарданд ё баръакс ақвоми дигаре вуҷуд доштанд, ки аз ҳад зиёдаравӣ намуда, дар ин айём аз занҳо бисёр дурӣ меҷустанд, ҳатто бо онҳо дар як ҷой хӯрдану нӯшидану нишастанро манъ мекарданд. Аммо дини мубини ислому шариати Муҳаммадӣ аз занҳо дифоу пуштибонӣ ба амал оварда, дар ин ҳол на бепарвоии зиёд ва на зиёдаравии аз ҳадро ҷоиз донист, балки ҳукми муносибу муътадилеро, ки миёни ин ду ҳолат аст, содир намуд. Яъне дар ин ҳолат бо занҳо нишастан, хӯрдан, нӯшидан ва якҷоя буданро ҷоиз гардонида, танҳо қаробати занушавҳариро манъ намуд, ки ин амал мувофиқи илми тиб низ дорои манофеи зиёд аст[178]. Масъалаи дигаре, ки нисбат ба занҳо дар он бисёр беадолатию ноҳақӣ дида мешуд, ин маҳрум сохтани занҳо аз мерос буд. Аз ин хотир сари ин масъала, яъне адои мероси зан, бо риояи тамоми ҳолоти он дар Қуръон хеле комилу зоҳир зикр гаштааст. Яке аз умури дигаре, ки дар замони ҷоҳилият нисбат ба

---

[177] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 1. – С. 451.

[178] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 2. – С. 414.

бархе занҳо содир мешуд, ин масъалаи «ило» буд. Ило дар луғат ба маънои «савганд ёд кардан» ва дар истилоҳи шаръ ба маънои «савганд ёд кардан ба тарки наздикӣ бо аёли (ҳамсари) худ чор моҳ ё бештар»[179] омадааст. Саид ибни Мусайиб чунин ривоят кардааст: «Чун марде дӯст надошт, ки бо зани худ зиндагӣ кунад ва намехост, ки марди дигаре баъд аз ҷудоӣ бо ҳамсари ӯ издивоҷ намояд, пас савганд ёд мекард, ки бо ҳамсари худ зиндагӣ нахоҳам кард». Яъне на ӯро комилан раҳо месохт ва на аз ақди никоҳи худ комилан озод месохт. Ғараз аз ин амал ҷуз таҳқир ва озори ҳамсар чизи дигаре набуд. Дар оғози ислом баъзе ашхос низ чунин мекарданд, вале ин мушкилоти сангин барои занон бо ҳукми Худо ( дар сураи Бақара, 226-227) бартараф шуд. Ва ба ҳар марде, ки чунин амал мекард, муҳлати муайяне муқаррар гардонида шуд, то дар ин муддат битавонад баъд аз таамммули амиқ  ба хотири маслиҳати хеш аз ду роҳ якеро интихоб намояд: ё ҷудоӣ ва  ё зиндагӣ бо ҳамсар. Дар натиҷа ин ҳукм низ ба нафъи занҳо анҷом ёфт. Инчунин дар замони ҷоҳилият баъзе мардони аҳмақу аблаҳ ба занҳои талоқдодаи худ руҷӯъ намуда, сипас аз нав онҳоро талоқ медоданд, то иддаи навро риоя намоянд. Ин амал низ ба хотири озору халал ба ҳамсарон буд.  Аммо дар натиҷаи такмили дин ин амали зишт ба ҳукми Худо манъ шуда, руҷӯи мард баъди талоқ замоне имкон мейофт, ки мард танҳо иродаи ислоҳро дошта бошад, на таҳқиру озори занро (Бақара 228). Ф. Розӣ имконияти руҷӯи шавҳарро баъд аз талоқу ҷудоӣ ва ислоҳу пушаймонӣ барои ҳамсар нишонаи некӣ хонда,  ин корро ба нафъи ҷонибайн маънидод кардааст, зеро дар оғози ислом нафароне буданд, ки иҷозати чунин корро намедоданд. Ӯ ду ривоятеро зикр кардааст, ки дар яке аз онҳо чунин омадааст: Маъқал ибни Ясор хоҳари худро ба Ҷамил ибни Абдулло ибни Осим  ба занӣ дод. Баъд аз чанд муддате Ҷамил хоҳари Маъқалро талоқ дод. Чун иддаи[180] талоқи хоҳари Маъқал гузашт Ҷамил пушаймон шуда, дубора аз ҳамсари собиқи худ хостгорӣ кард, аммо Маъқал бо вуҷуде, ки хоҳараш ба издивоҷи шавҳари собиқаш розӣ гашта буд, ӯро боздошт ва нагузошт, ки бо Ҷамил дубора издивоҷ намояд. Ҳатто ба хоҳараш таъкид намуда гуфт: Дидори ман бо ту ҳаром бод, агар бо шавҳари аввалинат дубора издивоҷ намоӣ.

---

[179] Ҳафизуллоҳи Тоҳирӣ ва Ғуломаҳмади Муваҳидӣ. Хулосат-ул-масоили фиқҳи ҳанафӣ. – Турбати Ҷом, 1384 ш. – Ҷ. 2. – С. 35.

[180] Идда дар луғат ба маънои «шумурдан» аст ва дар истилоҳи фуқаҳо иборат аз « шумурдани рӯзҳое баъд аз талоқ ё баъд аз мурдани шавҳар» аст. Саид Салими Қитолӣ. Рисолаи омӯзиши фиқҳи ҳанафӣ. – Турбати Ҷом, 1373 ш. – С. 102.

Чун Пайғамбар (с) аз ин моҷаро огоҳ шуд, Маъқалро аз ҳукми Худо хабар дод. Маъқал дарҳол бо тамоми вуҷуди худ ба руҷӯи Ҷамил ба ҳамсари аввалинаш розӣ шуд. Дар ривояти дуввумӣ бошад омадааст, ки Ҷобир ибни Абдулло духтари амаки худро баъд аз гузаштани иддаи талоқ аз руҷӯи шавҳараш бо ӯ боздошт, вале баъди огоҳӣ аз ҳукми Худо аз ин амали худ даст кашида ба издивоҷи дубораи онҳо иҷозат дод, ки ин амал ба фоидаи онҳо хотима ёфт.

Фахруддини Розӣ ҳикмати иҷозат дар руҷӯи мард бо ҳамсари худро чунин тавзеҳ додааст: Модоме, ки инсон бо рафиқи худ якҷост дарк намекунад, ки оё муфорақат аз ёру рафиқи худ сахт аст ё не ва чун аз рафиқу мӯниси худ ҷудо шуд, барояш барало зоҳир мегардад, ки воқеан ҷудоӣ чист ва барояш чӣ ҳолате руй медиҳад. Пас, агар талоқи кам аз се монеи руҷӯъ шавад, албатта, барои онҳое, ки баъд аз талоқу муфорақат машақати ҷудоиро кашидаву ба қадри муҳаббат расидаанд, имкони ҷуброни камбудию кӯтоҳӣ ва расидан ба ҳамсари собиқи худ муяссар намегардад. Аз ин рӯ ҳукми илоҳӣ аз рӯйи лутфу меҳрубониаш чунин рафтааст, ки дар талоқи аввалу дуввум имкони руҷӯъ муҳайё гардад, вале дар талоқи севвум ин имконият аз ӯ гирифта мешавад ва дигар таҳқиру бепарвоӣ ба ҳамсари худ куллан қатъ мегардад. Дар ин ҳолат руҷӯъ ба ҳамсари худ танҳо замоне иҷозат мегардад, ки аҳкоми дигаре бояд риоя гардад ва адои он аҳком барои мардони боимону бовиҷдон хеле сангину нангин аст[181].

Яке аз осебпазириҳои никоҳи завҷайн аз бадбинию норозӣ будани якеи онҳо пайдо мегардад. Ҳангоми вуқӯи ҳолати мазкур дар зиндагӣ масъала хеле мушкилу печида мешавад, ки роҳи ҳалли онро Пайғамбар (с) бо осонӣ ва ҳакимона тибқи нишондоди Қуръон баён намуданд. Дар ривояте омадааст, ки Ҷамила бинти Абдулло ибни Убай шавҳари худ Собит ибни Қайсро хеле бад медид ва аз ӯ нохушу нороҳат буд. Аммо Собит ибни Қайс ҳамсари худ Ҷамиларо бениҳоят дӯст медошт ва ҳаргиз аз ӯ ҷудоиро намехост. Рӯзе Ҷамила назди Пайғамбар (с) омада дархости ҷудоӣ аз шавҳари худ Собитро карда гуфт: Ман ба ӯ хеле нафрат дорам, чунки Собит марди кӯтоҳқад ва сиёҳпӯсту безебе буд. Чун Собит дар миёни ҷамъе аз мардум ҳозир шуд ва аз моҷаро огоҳӣ ёфт аз Пайғамбар (с) дархост намуд, ки он боғеро, ки ба унвони маҳр ба Ҷамила дода буд, бозпас гардонад. Ҳамсари ӯ гуфт: Ман розиям, ки чизи дигаре низ иловатан ба Собит

---

[181] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 2. – С. 444.

бидиҳам, то аз ӯ раҳо ёбам. Пайғамбар (с) фармуданд: Ҳеҷ чизи изофие болои он боғ ҷоиз нест. Ва Собитро амр намуд, то моли худро соҳиб шаваду роҳи ӯро боз кунад. Ҳамин тариқ инро аввалин хулъ дар шариат гуфтаанд. Аммо дар «Сунан»-и Абудовуд номи зан Ҳафса бинти Саҳл ёд шудааст[182].

Ба ғайр аз ин дар аҳодиси набавӣ чанде аз ҳаққу ҳуқуқи занҳо ва дифоу пуштибонӣ аз онҳо баръало баён шудааст. Ҳаким ибни Муовияи Қишрӣ мефармояд, ки аз паёмбари Худо (с) пурсиданд, ки занон чӣ ҳуқуқе бар мо доранд? Он ҳазрат фармуданд: Ҳар гоҳ ки худ хӯрок бихӯри, ӯро низ бихӯрон ва ҳар гоҳ, ки либос бипушӣ, ӯро низ бипӯшон ва ба чеҳраи ӯ мазан, ба ӯ суханҳои фаҳшу таҳқиромез магӯй ва ӯро бесабаб тарк макун (Ривояти Абудовуд, ибни Моҷа, Ахмад, Ҳоким)[183]. Албатта, баёни ҳаққу ҳуқуқ ва талаботи риояи онҳо ин дифоъ ва пуштибонӣ аз зан-модар аст. Мақсади Ф. Розӣ низ аз баёни масоили мазкур дар осори худ тазаккур ва огоҳии одамон, хусусан ҷавонон ва насли наврас ба эҳтироми зан-модар мебошад. зеро зан-модар бо қалби нозуку саршор аз меҳру муҳаббат доштааш ба зиндагӣ, ҳамсар, фарзандон, дӯстону наздикон ва тамоми одамон назари хушу некбинона дошта, пеш аз ҳама, дарду доғи зиндагӣ ва ҷомеаро дарк ва таҳаммул менамояд ва то ҷойе, ки имкон дорад, баҳри рафъи мушкилот мубориза мебарад ва ҷонфидоиҳои худро дареғ намедорад.

## Тарбияи эҳтироми волидайн

Фахруддини Розӣ доир ба мавзӯи эҳтироми волидайн дар тафсири «Мафотеҳ-ул-ғайб» ҳангоми шарҳи оятҳои 23-24-и сураи «Исро», ки дар он омадааст: «Ва ҳукм кард Парвардигори ту, ки ибодат кунед магар худашро ва бикунед бо падару модар накӯкорӣ, агар бирасад наздики ту ба калонсолӣ яке аз эшон ё ҳар ду, пас магу эшонро уф ва бонг мазан бар эшон ва бигӯ ба эшон сухани некӯ. Ва паст кун барои эшон бозӯи тавозуъро аз ҷиҳати меҳрубонӣ ва бигӯ: Эй Парвардигори ман бибахшой бар эшон, чунончи парвариш карданд маро дар хурдсолӣ», чунин гуфтааст: «Амр ба итоати Худо ва дар канори он, яъне ҳамрадиф гаштани амр ба итоат ва эҳтироми волидайн ба он хотир аст, ки сабаби ҳақиқии пайдоиши инсон Худо

182 Маъхази қаблӣ. –Ҷ. 2. – С. 445.
183 Солеҳ ибни Ғоним. Аҳкоми издивоҷ дар партави Қуръон ва суннат. Тарҷумаи Аҳмади Иброҳимӣ. – Теҳрон, 1387 ш. – С. 122.

аст ва сабаби зоҳирии пайдоиши инсон падару модар мебошанд, аз ин ҷиҳат ҳар ду амр пайи ҳам зикр гаштаанд». Ва ҳам фармудаи пайғамбар (с) аст, ки: «Таъзим барои Худост ва шафқат ба халқи Худост». Мусаллам аст, ки аз миёни халқ аз ҳама бештару арзандатар падару модар сазовори шафқатанд. Ва шукргузорӣ дар ивази неъматҳо ҳатмист. Мунъими (неъматдиҳандаи) ҳақиқӣ Худост, аммо гоҳе барои инсон аз ҷониби баъзе ашхос неъмату бахшише мерасад, ки шукри он низ ҳатмӣ мегардад. Пайғамбар (с) фармудаанд: «Ҳар кӣ шукри мардумро ба ҷо наорад, шукри Худоро ба ҷо оварда наменавонад». Маълум аст, ки ҳеҷ нафаре мунъимтар аз падару модар барои фарзанд нест, зеро фарзанд ҷузъе аз падару модар аст. Меҳру шафқати волидайн ба фарзанд аз ҳама гуна меҳру шафқатҳои ағёр (дигарон) болотару волотар аст,чунки падару модар дар расидани хайру шодӣ ба фарзанд ва бартараф гаштани зиёну бадӣ аз фарзанд тамоми кӯшиш, ҳатто ҳастии худро ба харҷ медиҳанд. Мавриди зикр аст, ки атову бахшиши ғайри волидайн метавонад дар пай ҳадафе дошта бошад ё баъдан мавриди миннат қарор гирад, аммо атову бахшиши падару модар чунин нест ва дар ҳама вақту замон барои хубию хушӣ, барору кушоиш ва камолоти фарзанд равона гардидааст, яъне инъоми волидайн барои фарзанд беҳтарину комилтарин инъом мебошад.

Фахруддини Розӣ шубҳаи бархе афроди ноогоҳро посух гуфтааст, ки дар он шубҳа омадааст: Вуҷуд ва ҳусули фарзанд дар ин олами пурофату балиёт ба хотири адои хоҳишоти баъзе талаботи инсонӣ миёни падару модар аст… Нафареро диданд, ки падари худро мезад ва мегуфт: Ӯ касест, ки маро ба ин дунёи фасод дохил кард ва фақру тангдастӣ, офату маргро мувоҷеҳи ман сохт… Искандарро гуфтанд: Ҳаққи устод бузургтар аст ё ҳаққи волидайнат? Ӯ гуфт: Ҳаққи устодам, чунки устод ҳангоми таълиму тарбияи ман басо меҳнату сахтиҳо дидааст ва ҳамаи онҳоро таҳаммул кардааст, лекин волидайнам баҳри адои хоҳишоти худ маро ба ин дунёи пурофату фасод овардаанд. Калимоти машҳурест, ки гуфтаанд: Беҳтарин падар он аст, ки фарзанди худро илм омӯхтааст (ва маро устод илм омӯхт). Натиҷаи посухи Фахруддини Розӣ чунин аст: Оре, дар ибтидо чунин аст, яъне волидайн баъзе талаботи хоҳишоти нафси инсониро ба ҷо овардаанд, ки аз адои он чора нест, аммо баъдан аз замони оғози пайдоиши ҷанин дар раҳми модар то замони булуғ ва аз он ба баъд тамоми ҳиммату ғайрати худро ба накӯию беҳбудии фарзанд ва

рафъи зиёну зарари ӯ равона кардаанд, пас ин шубҳа нодуруст ва бемаврид мебошад[184].

Ф. Розӣ дар баррасии мавзӯи мазкур гуфтааст: «Неъмати волидайн бар фарзанд хеле омтару комилтар аст, чунки волидайн асл ва сабаби зоҳирии вуҷуди фарзанд дар ҳаёт мебошанд». Ҳамчунин саҳми падару модар дар парвариш, нигоҳубин ва тарбияи фарзанд беандоза зиёд аст. Дуруст аст, ки дигарон метавонанд дар омӯзишу парвариши фарзанд саҳмгузор бошанд, лекин парваришу омӯзиш ва лутфу меҳрубонии волидайн як навъи дигар аст, ки дар он ҳеҷ ғарази моддию пулӣ, ҳатто талаби савоб вуҷуд надорад. Агарчи дар баъзе авқот аз фарзанд баъзе камбудию нофармониҳо нисбат ба волидайн эҳсос мегардад, бо вуҷуди ин волидайни азизу меҳрубон ҳеҷ гоҳ аз фарзанд рӯй намегардонанд ва инъому хубӣ ва карами худро аз фарзанд дареғ намедоранд. Ф. Розӣ дар мавриди ин гуфтаҳо ривоятеро зикр намудааст, ки мазмуни он чунин аст: Ҷавонеро вақти маргаш фаро мерасад ва дар он ҳангом забони ӯ аз гуфтан бозмемонад. Аз ин ҳол пайғамбар (с)-ро огоҳ месозанд. Пайгамбар (с) дар бораи он ҷавон аз наздиконаш чанд саволе мекунад ва ниҳоят дармеёбад, ки оқи модар гаштааст, яъне модари худро озор додаву ранҷонидааст. Пайғамбар (с) амр менамояд, то модари он ҷавонро ҳозир созанд. Пиразани нотавону нобиноеро ҳозир месозанд. Пайғамбар (с) аз ӯ мепурсад, ки оё писари худро бахшидаӣ? Модар мегӯяд: Чӣ гуна ӯро авф кунам, ки ба ман беэҳтиромӣ кард, то он ҷойе ки маро зад ва чашмамро нобино сохт. Пайғамбар (с) ин ҳоли ҳузангезро мушоҳида карда, амр менамояд, ки ҳезум биёранд ва оташ барафрӯзанд. Пиразан тааҷҷуб карда мегӯяд, ки сабаби афрӯхтани оташ дар чист? Пайғамбар (с) мегӯяд ба хотири он амали зиште, ки ин ҷавон ба модари худ кардааст бояд ӯро сӯзонд…Чун пиразан ин суханро мешунавад беист мегӯяд: Ман ӯро авф кардам, писарамро бахшидам. Модар чи гуна метавонад сӯхтани фарзанди худро бубинад? Оё ман нӯҳ моҳ дар батн фарзанди худро ба ҳамин хотир гардонидаам, оё ман ду сол барои дидани имрӯз фарзандамро шир додаам? Ман таҳаммули дидани озору алами фарзандамро надорам. Ӯро бахшидаам. Ниҳоят пас аз авфу бахшиши модар забони он ҷавон ба гуфтани калимаи шаҳодат ҷорӣ мегардад[185]… Аз ин хотир барои

[184] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-гайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 7. – С. 322.
[185] Маъхази қаблӣ. – Ҷ. 1. – С. 201, 154.

ҳар як фарзанд ҳатмию зарурист, ки падару модари худро иззату эҳтиром намоянд, ҳарчанд бо волидайн ихтилофи динию мазҳабӣ вуҷуд дошта бошад. Ф. Розӣ хидмати волидайнро воҷиб ва итоати онҳоро лозиму ҳатмӣ гуфтааст, чунки нақши волидайн дар тарбияи ҷисмию ахлоқии фарзанд бениҳоят бузург аст[186]. Ӯ нофармонӣ ва беэҳтиромӣ ба волидайнро гуноҳи сахт арзёбӣ карда чунин гуфтааст: Чун неъмати мунъим (неъматдиҳанда) бузург бошад, пас носипосӣ нисбати мунъим маъсияти бузург маҳсуб мегардад, монанди таълиму тарбияи волидайн ба фарзанд, ки аз оғози пайдоиши ҷанин дар раҳми модар ва аз он ба баъд волидайн чи мушкилоту заҳматҳоеро ба дӯш гирифтаанд ва беҳтарин неъматҳои дастрасро барои ӯ муҳаё кардаанд, пас носипосию беэҳтиромӣ ба падару модар гуноҳи азим мебошад.

Ф. Розӣ эҳсон намудан ба падару модарро дар озор надодан ба онҳо ва расонидани манофеъ ба онҳо арзёбӣ кардааст. Пас, фаразан волидайне, ки ба бединию фасодӣ ва корҳои зишт машғул бошад, месазад фарзандро, ки бо хоҳишу илтимос, нармию хӯшгӯйӣ ва равиши неку баёни фасеҳ онҳоро ба роҳи росту савоб ва афъоли нек водор намояд[187]. Ф. Розӣ эҳсон ба падару модарро, ки дар ояти мазкур баён гаштааст аз лиҳози талаботи қоидаҳои забоншиносии араб шарҳ дода гуфтааст: Тақдими волидайн бар калимаи эҳсон далолат бар эҳтимому таваҷҷуҳи зиёд ба волидайнро дорад. Ва накира омадани вожаи эҳсон далолат бар таъзим мекунад, яъне ҳукм кардааст Худо бар ин, ки бояд накӯии шумо ба сӯи волидайн комилу бузург бошад, чунки эҳсони онҳо барои фарзанд комилтарину бузургтарин аст. Илова бар ин эҳсони волилайн олитару волотар аст, зеро эҳсон аввалан аз онҳо оғоз гаштааст ва гуфтаанд: Ҳар кӣ аввалин шуда накӯи кард, он накӣиро хеҷ баробарие нест.

Ф. Розӣ қисмати дигари ояти дар боло зикршударо чунин тафсир намудааст: Падару модар ҳар ду ё яке аз ин ду чун ба сини пирӣ, яъне ба ҳолати заъфу нотавонӣ бирасанд, чунонки фарзанд дар сини туфулияту наврасӣ заъфу нотавонӣ дошт ва ба баъзе ашё муҳтоҷ буд, пас, бояд фарзанд ба хидмати онҳо камари ҳиммат бандад ва тамоми эҳтиёҷоти онҳоро бартараф намуда, аз хурдтарин гуфтор, рафтор ё кирдоре, ки боиси малолату ранҷиши онҳо мегардад, худдорӣ намояд. Ба монанди худдорӣ аз изҳори «уф». Фахруддини Розӣ дар шарҳи вожаи «уф» чандин ваҷҳҳоро роҷеъ ба эъробу ҳаракат

[186] Ҳамон ҷо. – Ҷ. 9. – С. 120.
[187] Ҳамон ҷо. – Ҷ. 1. – С. 587.

ва маънои он зикр намуда, ниҳоятан гуфтааст, ки ба падару модар уф магӯ, яъне ба онон сухане магуй, ки дар он камтарин бори озор вуҷуд дошта бошад, ҳатто калимаи «уф»-ро дар ҳузурашон изҳор макун, чунки изҳори ин калима боиси тангдилию дилозорӣ ва нороҳатии эшон мегардад. Ё худдорӣ намо аз садо баланд кардану бонг задан дар ҳузури волидайн ва мухолифат намудану рад кардани сухани эшон. Баръакс, ба ҷои уф гуфтану садо баланд кардан дар ҳузури волидайн сухани шоиставу лутфомез бигӯ, яъне фарзанд бо падару модари худ чунон хитобе дошта бошад, ки аз он нишонаи бузургдошту эҳтиром зоҳир гардад. Ва тамоми меҳру муҳаббат, лутфу карамро нисори волидайн бинамо, чунки ин маъно аз алфози зерин ирода мегардад: «Ва паҳн бинамо барои волидайн болҳои фурӯтаниро аз рӯи меҳрубонӣ». Фахруддини Розӣ дар шарҳи ин алфоз фармудааст: Инҷо муболаға дар тавозуъу фурӯтанӣ нисбат ба волидайн сурат гирифтааст, чунки мақсад аз густурдани бол барои волидайн киноя аз шикастагиву фурӯтани дар ҳузури волидайн мебошад. Яъне замоне ки паранда ба чӯҷааш изҳори муҳаббат намояд ва барои парвариш ӯро ба худ бичаспонад, болҳои худро барояш мегустуронад. Пас, бояд фарзанд барои сарпарастиву нигаҳдории падару модар боли фурутаниии худро паҳн созад, ҳамон гунае ки волидайн дар хурдсолӣ ба фарзанд чунин карда буданд ва бояд дар ҳаққи волидайн дуои хайру раҳмат намояд ҳам дар ҳоли ҳаёт ва ҳам баъд аз маргашон.

Дар осори Ф. Розӣ на танҳо иззату эҳтироми волидайн зикр гардидааст, балки аз вазифаю уҳдадориҳои падару модар ба фарзанд низ сухан рафтааст. Ӯ қайд намудааст, ки фарзанд барои падару модар чунон азизу ширин аст, ки баъзан волидайн дарди фарзандро дарди худ, мушкилоти ӯро мушкилоти худ ва ҳатто ҷурму ҷинояти фарзандро гуноҳу хатоӣ худ меҳисобанд, зеро агар фарзанд гуноҳеро содир намояд, волидайни мушфиқи ӯ ғамгин шуда, ба даргоҳи Худо чунин дуо менамоянд: Худоё ман камбудию гуноҳ кардам, узри маро бипазир ва гуноҳамро бубахш. Дар асл бошад мақсади ӯ авфи гуноҳу хатои фарзанд аст. Инҷо нуктаи дигаре низ вуҷуд дорад, яъне камбудию гуноҳи фарзанд ин тақсиру гуноҳи волидайн аст, чунки волидайн дар тарбияи фарзанд саҳлангорию нуқсон кардаанд, зеро таълиму тарбияи фарзанд яке аз вазифаю ӯҳдадориҳои волидайн мебошад[188]. Мавриди зикр аст, ки омӯзишу парвариш, соҳибкасбу

[188] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 2. – С. 56.

соҳибфарҳанг намудан ва хуб ба воя расонидани фарзанд, аз ҷумлаи вазифаҳои муҳиму муқаддаси ҳар як падару модар ба ҳисоб меравад ва дар ободии кишвару пешравии ҷомеа фарзандони нек, хушахлоқ, соҳимаърифату соҳибҳунар нақши муҳиму босазое доранд.

Фахруддини Розӣ, ки пайрав ва дӯстдори афкори тарбиявии Имом Ғазолӣ буд, андешаҳои ӯро дастгирию ҷонибдорӣ намудааст. Ғазолӣ дар боби тарбияи фарзанд, ҳатто хурдтарин ва одитарин авсоф ва афъоли неки инсониро ба волидайну мураббиён баён карда, аз ҷумла фармудааст: «Кӯдаконро чунон парвариш бояд кард, то одат бар ин шавад, ки дар ҳузури дигарон обу даҳону бинӣ наяфкананд, хамёза накарда, пушт ҷониби дигарон нагардонанд, пой болои пой нагузоранд, назди дигарон сар ба сукут накарда, манаҳи худро болои кафҳои даст нагузоранд, балки бо онҳо одоб ва чигунагии нишастан дар маҷлисро биёмӯзанд, онҳоро аз сухан ба дароз гуфтан боздоранд ва аз тасдиқ ё инкор кардан бо ҳаракат ё ишораи сар манъ намоянд, дар вақти сухан гуфтани дигарон бахусус калонсолон, сухани онҳоро гӯш намоянд ва асл дар тарбияи кӯдак ин ҳимояи ӯ аз рафиқони нобоб аст… Атфол дар истеъмол кардани таом низ бояд одоб дошта бошанд, ба монанди оғоз кардан ба номи Худо, гирифтани таом бо дасти рост, гирифтани луқма аз назди худ, шитоб накардан пеш аз дигарон, оҳиста хӯрдан ва хуб хоидани таом, нигоҳ накардан ба луқмаи дигарон, риоя намудани фосила байни луқмаи таом, олуда накардани даст ба либосҳо ва огоҳ сохтани хурдсолон ба ин, ки бисёр хӯрдан зиён дошта, аз сифати баҳоим (чаҳорпоён) маҳсуб меёбад».

Ф. Розӣ дар тавзеҳ додани қавли ҳасан (нек) ва қабеҳ (зишту дағал) гуфтааст, ки сухани некро ҳама дӯст медоранд ва на танҳо бо он интифоъ (фоида) бурда мешавад, балки баъзан сухани зишту дағал ҳам манфиатовар мегардад. Монанди сахтгӯйиву сахтгирии волидайн дар баъзе маворид фарзандонро, ки онҳоро аз бисёр корҳои бад бозмедорад, зеро дар аксар вақт лутфу меҳрубонии аз ҳад зиёди волидайн фарзандонро ба беодобию беандешагӣ, танбалию коҳилӣ оварда мерасонад. Ё ба ибораи дигар «эрка» парвариш намудани фарзанд на боғ, балки доғи падару модар хоҳад шуд. Дар зиндагӣ бисёр фарзандони танбалу сустирода ва ба ноз парваришёфта оқибат гирифтори сахтию мушақатҳои ҳаёт гаштаанд. Аммо одатан фарзандони ба меҳнату заҳмат тарбияёфта, баъд аз сари волидайн соҳиби касбу ҳунар гашта, ба мақсадҳои худ расидаанд. Месазад як нуктаро қайд намуд, ки дороию нодории волидайн дар камолоти

маънавии инсон нақши муҳим надорад, балки таълиму тарбия ва роҳу равиши он дар камолоти маънавии инсон дорои аҳамият ва нақши калидӣ аст, чунки дар таҷрибаи ҳаётӣ собит шудааст, ки ҳам аз оилаҳои дорою сарватманд ва ҳам аз оилаҳои нодору камбағал, фарзандони гуногунтабъу гуногунахлоқ, ба эътибори омӯзишу парвариш ва роҳу усулҳои он ба воя расидаанд ва мо наметавонем, дар бадахлоқию бемаърифатӣ ва ё баръакс дар боодобию бомаърифатии фарзандон дороию нодории волидайнро сабаб гардонем. Албатта, фарзандони шахсони сарватманд нисбат ба фарзандони нодору камбағал ва ё миёнаҳол шароиту имкониятҳои хубтарро доро мебошанд ва маълум аст, ки шароиту имкониятҳои хуб дар беҳтар гаштани таълиму тарбияи фарзанд таъсири худро мерасонанд. Агар зеҳни бачаро дар хурдсолӣ ба моҳият ва манофеъи сабру таҳаммул, шукру қаноат, касбу ҳунар, одаму одамгарӣ ошно созем, пас, заминаи хуберо дар оянда барои иҷро намудани авсофи мазкур дар онҳо гузоштаем, қатъи назар аз чигунагии ҳолати оилавии онҳо, ки волидайнашон ашхоси дороянд ё камбағал.

Ба андешаи Ф. Розӣ ҳаводис ду гунаанд: баъзе аз онҳо, гарчанде зоҳиран хайру раҳмат ба назар мерасанд, лекин ҳақиқати он азобу сахтиовар аст. Масалан, агар волидайн фарзанди худро муҳмал, беназорат ва бе омӯзиши илму адаб бигзоранд, ин амал барои фарзанд зоҳиран хуб ва лутфу марҳамат менамояд, аммо дар асл нохуб ва паёмаду натиҷааш кулфатбору сахтиовар ва нохушкунанда аст. Баъзе ҳаводис бошад баръакс, гарчи зоҳиран гумон меравад, ки азобу кулфат ва мушкилэҷодкунанда аст, аммо дар воқеъ фазлу эҳсон ва раҳмату некиоранда аст. Ба монанди он ки волидайн фарзандро бевосита худ ё ба воситаи асотид ба таълиму тарбия фаро бигиранд. Албатта, раванди омӯзишу парвариш мушкилоти худро дорад ва баъзан фарзанд аз он ба сахтию мушкилот дучор мешавад, ки дар зоҳир барояш нохушу хастакунанда менамояд, аммо ҳақиқаташ хайру некӣ ва натиҷааш наҷоту сарбаландӣ аст[189].

## Тарбияи меҳнатдӯстӣ

Яке аз намудҳои тарбияи ахлоқӣ ин ба меҳнат софдилона муносибат кардан аст. Меҳнат асоси зиндагист, бе меҳнати ҳалол ва маҳсули он ҳаётро тасаввур кардан нашояд. Охир, кӯдаконро ҳанӯз дар айёми хурдсолӣ ба меҳнати коллективонаи ҳаддалимкон, инчунин

[189] Маъхази пешин. – Ҷ. 1. – С. 202.

меҳнати гарони омӯзиш ҳавасманд кардан қимати калони ахлоқӣ дорад. Онҳо бояд ба неъматҳои меҳнатӣ, хоҳ шахсианду хоҳ ҷамъиятӣ, сипосгузор, қадршинос, эҳтиёткор ва сарфакор бошанд, ба исрофкорию ношукрӣ роҳ надиҳанд[190].

Тарбияи меҳнатдӯстӣ дар осори Фахруддини Розӣ мавқеи назаррас дошта, инсониятро ба касби ҳалолу меҳнати софдилона даъват менамояд. Ф. Розӣ дар шарҳи маънои касб ихтилофи аҳли суннат ва муътазиларо баён намуда, қавли Абулҳасани Ашъариро чунин овардааст: «Қудрат (тавоноӣ) сифатест, ки бетаъсир ба мақдур[191] тааллуқ меёбад. Қудрат ва мақдур махлуқи Худо мебошанд, лекин чизе, ки маҳсули офаридаи Худо аст, он тааллуқёфтаи қудрати ҳодиса (навпайдо) низ аст ва онро касб мегӯянд. Ё метавон онро ба тарзи зерин баён намуд: Ҳар гоҳ қудрати ҳодиса ва қудрати қадима ба мақдури воҳид тааллуқ биёбанд, пас он мақдур дар хориҷ вуқуъ меёбад, ки он касб аст»[192]. Ба ҳар тариқ аз дидгоҳи Ф. Розӣ инсон метавонад, ки ба иродаи худ косиби аъмоли хеш бошад ва дар зиндагӣ касби ҳалолу ҳунари хуби дилхоҳи худро интихоб намуда, ҳаёти худро пеш барад ва дар ҷодаи зиндагӣ аз касе талаб ва ба чизе тамаъ надошта бошад.

Яке аз соҳаҳои муҳими хоҷагии халқ, ки мардум аз қадим ба он сару кор доранд, ин соҳаи боғдорию боғпарварӣ мебошад. Фахруддини Розӣ дар илми фалоҳат (кишоварзӣ)[193] рисолае таълиф карда дар оғози он чунин овардааст: «Бидон ки фалоҳат барзгарӣ ва дарахт нишондан бувад ва асли калима аз шикофтани замин аст… ва ин амалест пурманофеъ»[194]. Ӯ барои гуфтаҳои худ чанд далеле ироа намудааст, аз ҷумла мефармояд, ки меҳнат кардан дар замин аз он шуғлҳоест, ки аз ибтидои офариниши инсоният арзи ҳастӣ доштааст ва аввалин касе, ки ба ин шуғл сару кор гирифтааст, Одам (а) мебошад ва дигар пайғамбарону аксари зоҳидон (парҳезгорон): «Ва аввалин касе, ки дар замин фалоҳат кард Одам (а) буд ва аз паси ӯ пайғамбарони бисёр ва зуҳод кардаанд»[195]. Яъне кишоварзию боғдорӣ

---

[190] Хайрулло Раҳимов, Абдулбоқи Нуров. Педагогика. – Душанбе: Ҳумо, 2007. – С. 211.

[191] Мақдур – аз қабл муайяншуда, амрун мақдурун – коре, ки ба анҷоми он инсон тавоноӣ дошта бошад. Аҳмади Сайёҳ. Фарҳанги бузурги ҷомеъи навин (тарҷумаи Мунҷид). – Теҳрон, 1375 ш. – Ҷ. 2. – С. 1281.

[192] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 2. – С. 69.

[193] Мунҷид фарҳанги бузурги ҷомеъи навин. Тарҷумаи мунҷид бо изофот, мутарҷим Аҳмади Саёҳ. – Теҳрон, 1375 ш. – Ҷ. 2. – С. 1246.

[194] Фахруддини Розӣ, Шаҳобуддини Суҳравардӣ… Чаҳордаҳ рисола,. – Теҳрон, 1340 ш. – С. 146.

[195] Сарчашмаи қаблӣ.

шуғли ифтихориест, ки шахсони порсою ботақво ва ҳатто пайғамбарон саргарму машғули он шудаанд. Дар рӯзгори мо низ онҳое, ки ба ин соҳа машғуланд аз кору бори худ розӣ буда, аз нафъ ва даромади солонаи он бо ифтихору хушҳолӣ сухан мегӯянд. Дар урфият ба чунин ашхос гуфта мешавад: «Ӯ касест, ки аз меҳнати ҳалолу обилаи кафи дасташ нон мехӯрад».

Шуғли ниҳолшинонию боғпарварӣ то ҷойе қадру қимат дорад, ки инсон ба ғайр аз даромаду интифои моддии он, боз соҳиби таҳсини мардум ва аҷру подош мегардад: «Дар аҳодис аст, ки ҳар кӣ дарахте биншонад, ба ҳар мевае, ки аз он ҷонваре бихӯрад, некӣ дар девони ӯ бинвисанд»[196]. Мусаллам аст, ки натиҷаи ниҳолшинонию боғпарварӣ ба ғайр аз самари он, боз дар интифоъ аз сояи он, хизмати он дар тоза намудани муҳити атроф, орову зебо гардондани табиат, истифодаи он ҳамчун маводи сӯзишворию воситаи гармидиҳӣ, масолеҳи сохтмон, ашёи рӯзгор ва ғайра мебошад. Аз ин рӯ хуб мебуд, то ҳар шахсе баҳри манфиат, аҷру савоб ва ободию зебоии диёраш ниҳолеро дар замин шинонаду онро парвариш намояд ва аз ғофилию коҳилӣ дур бошад. «Умари Хаттоб ба қавме бигзашт, ки бекор нишаста буданд. Гуфт: Шумо чи касонед? Гуфтанд: Мо мутавккилонем. Гуфт: Дуруғ мегӯед. Мутаваккил касе бошад, ки тухм бар замин афканад ва эътимод кунад бар Худои таъоло»[197]. Дар ривоёт низ омадааст, ки нафаре гуфт: Шутурро раҳо кардам ва бар Худо таваккул кардам. Расули Худо (с) фармуданд: Бибанд онро, сипас таваккулашро бар Худо бикун. Байт:

Гуфт пайғамбар ба овози баланд:
Бар таваккул зонуи уштур бибанд.

Чунонки гуфтаанд: Худо розиқ ва инсон косиб аст, пас, мебояд ки ҳар инсоне пайи ризқу рӯзии хеш саъю талош намуда аз бекорию танбалӣ бипарҳезад ва меҳнатдӯсту нафърасон дар ҷомеа бошад. Пайғамбари Худо (с) фармудаанд: «Дар мавзеъҳои паст ва нарми замин ризқатонро биҷӯед»[198]. Яъне дар замин кор кунед ва бо меҳнати поки худ ризқу рузиатонро ба даст биёваред.

Фахруддини Розӣ дар ҷараёни посух ба пурсише, ки дар он омадааст: Худованд дар об қувваи муассир (таъсирбахш) ва дар замин қувваи қобила (барои рӯиши наботот) гузоштааст ва ба ин восита дар

---
196 Ҳамон ҷо.
197 Ҳамон ҷо.
198 Ҳамон ҷо.

муддати маълум  набототу растаниҳоро меруёнад. Оё мумкин набуд, ки бевосита дар як лаҳзаи кӯтоҳ онҳоро бирӯёнад? Яъне муфт, бемеҳнат ва бе таъсири қувваҳои мавҷудаи табиат, чунин посух додааст: Офаридагор дорои чунин қудрат аст, аммо равиши мазкур дорои ҳикматест, яъне дар натиҷаи меҳнату заҳмати тадриҷӣ дар замин ва киштукор дар он, ки натиҷааш ҷамъоварии ҳосил ва вусул ба мақсуд аст, инсон дарк менамояд, ки барои расидан ба мақсуди аслӣ низ меҳнати тадриҷию доимӣ лозим аст. Яъне меҳнату заҳмат, кӯшишу талош боиси расидани ҳама гуна мароmу мақсад мегардад  ва сустию коҳилӣ танбалию ғофилӣ сабаби маҳрум шудан аз ҳама гуна орзую умед ва талабу дархост мебошад[199].

Фахруддини Розӣ барои мутахассисони соҳаи мазкур ва онҳое, ки кору фаъолияташон ба замин равона шудааст, баъзе дастуру маслиҳатҳои муфидро пешкаш карддааст. Аз ҷумла чунин овардааст: Нишони заминҳои неккишт ва бадкишт ва заминҳои бад дар чист? Ҷавоб: Худои Таоло фармуд, ки дар замин пораҳоест дар ҷивори якдигар… ишорат ба ихтилофи турбатҳо (хокҳо) аст. Гуфтаанд: Нишони беҳтарин заминҳо он аст, ки турбаташ сиёҳ бувад, ки ҳам боронҳо ва обҳои бисёр иҳтимол кунад ва ҳам ба андак обе басандида шавад. Пас, замине бошад  гили ӯ сурх бувад ва замине, ки обҳо ва селҳо бар ӯ рафта бувад, то муддате дар ӯ об истода ва он гоҳ хушк гашта. Пас, замине ки гили он ба сурхи занад ҳам бад набувад. Аммо замине, ки гили он сахт сафед бошад ё шӯра бувад  ё гиёҳҳои он хурд бувад  ва ё гиёҳҳои он ғариб дар он раста бошад ё сангистон бувад, дар он ҳеҷ хайр набошад ва чун хоҳанд, ки ислоҳи замини шӯра кунанд, дар вақте ки борон омада бошад коҳ бар ӯ резанд, он гоҳ ба гов боз кунанд, то коҳ дар замин пӯсида шавад, пас, саргин дар ӯ резанд ва тухмҳо бикоранд, ки тухмаш зурвар шавад, чун ҷав ва гандум ва нахуд ва адас (наск)[200]. Дар «Ҷомеъ-ул-улум» низ аз ин боб сухан карда чунин гуфтааст: «Дар он замин, ки хоҳанд некӣ ва бадии ӯро бидонанд, ҷойе миқдори ду газ ё се газ фурӯ баранд. Он гоҳ аз он гил ду ё се пора гиранд ва дар об андозанд ва як соат бигзоранд. Баъд аз он оби софиро завқ кунанд, агар таъми он хуш бувад, он замин нек бошад ва агар таъми об шӯр ва нохуш бувад, он замин ҳамчунон бошад …» [201].

---

[199] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ.  Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 1. –  С.  343.

[200]  Фахруддини Розӣ, Шаҳобуддини Суҳравардӣ… Чаҳордаҳ рисола. – Теҳрон,1340 ш. – С. 147.

[201] Фахруддини Розӣ.Ҷомеъ-ул-улум. – Тошканд, 1315 ҳ. (1913 м.).

Маслиҳати Ф. Розӣ дар замони дарави ҷав ва гандум ва тарзи нигоҳдории онҳо чунин  аст: «Аммо ҷав зудтар бидараванд, зеро ки агар дертар бидаравӣ нуқсон бисёр кунад. Ва гандум низ бояд, ки тарӣ ҳанӯз дорад, ки некӯ бошад ва таъмаш ширин шавад ва нузули бисёр кунад ва дар анбор дер табоҳ шавад ва вазнаш сабук бошад. Ва он чи дар саҳаргоҳ дараванд беҳ бошад аз нимрӯз. Чун хоҳӣ, ки ғалла аз хирман ба сӯйи анбор нақл кунӣ, бояд ки пеш аз тулӯи офтоб бошад, то ҳанӯз сард бувад, дер табоҳ шавад. Ва анбори ҷав ва гандумро сурохҳо бояд бисёр бувад дар баробари якдигар, чунон ки рушноӣ аз ҷониби мағриб дар ӯ афтад ва бухор дар ӯ гирифта набошад ва ҷойи он аз нам ва бухор ва истабл (молхона, оғил) дур бошад». Ӯ инчунин дар бораи пухта расидани ангур ва аломати он аз таҷриба ва суханони озмудагон баён дошта мегӯяд: «Нишони расидагии  ангур он аст, ки то муддати шаш рӯз ниҳода бошад мутағайир нагардад. Ва гурӯҳе гуфтаанд, ки тагаж[202]   дар миёни ӯ сиёҳ гардад ва гурӯҳе гуфтаанд: Нишонаш он аст, ки чун бифшорӣ устухонаш берун ҷаҳад  чунон, ки донаи ангур дар ӯ дусида (часпида) набошад. Ва асҳоби таҷоруб гуфтаанд, ки ангур он гоҳ бояд чидан, ки сураё фурӯ шавад ва он ёздаҳум, тишринули охир[203] бошад ва низ гуфтаанд, ки дар нуқсони моҳ бояд чидан то табоҳ нагардад».

Ф. Розӣ дар масъалаи пайванди дарахтон сухан ронда, аз ҷумла чунин  саволеро матраҳ менамояд: «Таркиби дарахти ангур дар ҳеҷ дарахти дигар шояд кард ё не?» Сипас  ҷавоб дода мегӯяд: «Аз ҷумлаи сирҳои ин саноат яке он аст, ки ҳеҷ дарахт таркиби  ангур қабул накунад, магар дарахти чинор аз мушокилате (монандӣ), ки миёни эшон аст дар чуб ва  барг. Агар касе хоҳад, ки онро таркиб кунад бар чиноре, ки нав бошад ва он бояд, ки аз банди даст ситабртар (ғафстар) набувад ва тоза ва бонишот бувад. Онро пора бибурад, чунон ки қадри ду ангушт аз замин бардошта бувад. Он гоҳ бар мисоли татъими[204] ангур, ки миёни аҳли саноат машҳур аст, таркиб кунад ва дар зери рег бипӯшонад, то гирифта шавад ва бирӯяд ва гуфтаанд, ки чунон бор баргирад, ки васф нашояд кард».

---

[202] Такаж – устухон ва тухми ангур. Ба замми сонӣ ва касри сонӣ: такуж ва такиж ҳам дуруст бошад. Бурҳони қотеъ. – Душанбе, 1993. – Ҷ. 1. – С.  288.
[203] Ду моҳ аз моҳҳои Румӣ дар фасли поиз (тирамоҳ) яке 30 рӯз ва дигаре 31 рӯз аст.
Тишринули аввал – октябр, моҳи даҳуми масеҳӣ. Тишринуси сони – ноябр, моҳи ёздаҳум.  Фарҳанги бузурги ҷомеъи навин. Тарҷумаи мунҷид бо изофот. Мутарҷим Аҳмади Саёҳ. – Теҳрон, 1375 ш. – Ҷ. 1. – С. 158.
204 Пайвандзанӣ – шохе ба шохи дарахти дигар пайванд додан. Маъхази пешин. – Ҷ. 2. – С.  956-957.
[205] Муҳаммад Рашшод. Фалсафа аз оғози таърих. – Душанбе, 2002. –  Ҷ. 3-4. – С.  314.

Фахруддини Розӣ ҷиҳати он, ки дарахти бодом латиф ва ширин самар ба бор орад, равишеро аз оғози интихоби донаи он чунин баён месозад: «Бодом мар бибояд овардан ва ҳар чӣ бузургтар ва латифтар бошад баргузидан ва он гоҳ онро се шабонарӯз дар оби саргин афкандан ва дар рӯзи чаҳорум дар об андаке ангубин афкандан ва панҷум рӯз онро дар заминҳои нарм бакиштан. Ва мағокҳои (чуқуриҳои) он як ба даст беш нашояд, ки барканад. Ва дар ҳар мағоке се бодом биншонад аз якдигар пароканда ва он сар, ки тез бошад, дар замин бояд кардан ва он гоҳ ба гил ва саргин бипӯшонидан ва баъд аз рӯз об додан . Ва чун ду сол барояд онро бо он гил, ки дар вай парварда, нақл бояд кардан ба ҷойгоҳҳои дигар, то аҷиб ояд. Ва агар хоҳад, ки бодоми талхро ширин гардонад, аз ҷониби дарахт сурохҳо барканад ва бигзорад, то рутубот аз ӯ сайёл (ҷорӣ ва равон) гардад, ҳар сол бикунад ширин шавад ва гуфтаанд, ки як қафиз (навъе паймона) намак дар бунаш бояд кардан, то хуш шавад…».

## Тарбияи подшоҳи одил ва адлу инсоф

Фахруддини Розӣ касеро, ки ба мансаби подшоҳӣ мушарраф гардидааст, ҳамчун сояи Худо ва ноиби пайғамбар (с) арзёбӣ карда, барои ӯ тавсияҳои неки худро чунин ироа доштааст: «Бидон, ки подшоҳ чун сояи Худо ва ноиби пайғамбар (с) аст. Бояд ки ӯро хислатҳои ороста ва тариқатҳои пироста бувад ва ба қадри имкон дар кулли аҳвол ташбеҳи пайғамбарон кунад. Ва мо аз он нӯҳ сифат андарин китоб биёвардем»[205]. Ӯ нӯҳ сифати мазкурро дар нӯҳ асл ҷой дода, сароғоз подшоҳро ба доштани сифати ҳалимию меҳрубонӣ даъват намудааст. «Асли аввал: Подшоҳ бояд ҳалим бувад. Ривоят кунанд, ки расули Худо (с) ҳалимтарини одамиён буд… Пас, агар подшоҳ ҳилм нафармояд ва ба интиқом машғул бошад, бештари халқ душмани ӯ шаванд ва сабаби изтироби олам ва тафарруқи аҳволи бани одам гардад»[206].

Дар асли дуввум подшоҳро ба яке аз авсофи ҳамидаи инсонӣ – каримӣ ва бахшандагӣ ба халқ фаро хондааст. Дар асли севвум бошад, подшоҳро ба он водор сохтааст, ки бояд андешааш бар қавл ва феълаш ғолиб бошад ва аз корҳо ба мабодӣ (оғоз, аввал) қонеъ набошад. «Ва бидон, ки Ҳақ Таоло аз ҷумлаи мумкинот (махлуқот) ҳеҷ касро шарафи хилофати худ арзонӣ надошт, илло (магар) одамиро. Ва

---

[206] Фахруддини Розӣ.Ҷомеъ-ул-улум. – Тошканд, 1315 ҳ. (1913 м.). – С. 455.

он ҷуз ба воситаи ақл набуд, зеро ки бисёр ҳайвонот дар шаҳват аз одамӣ бақувваттар бошанд ва бисёре дар ғазаб ва қаҳр кардан аз одамӣ комилтар бошанд. Пас маълум шуд, ки хосияти инсонӣ ақл аст ва ақл ва табъ бар ҳамаи қувватҳо муқаддам аст. Набинӣ, ки ҳар ҳайвон, ки одамиро бинад, аз вай ҳашамат[207] гирад  ва ё аз вай бигрезад, вагарна аз хавф қасди ӯ кунад, боз он ҳайвонот дар қувват комилтар бошанд. Ва чун ақлро ин мартабат ва ин манқабат ҳосил аст, афъоли подшоҳон бояд, ки бар вифқи ақл бошад ва мутобиқи фикрат саҳеҳ бувад ва чун чунин бошад ҷумла матолиби подшоҳ ва раият ҳосил бувад».

Ф. Розӣ дар тафсири «Мафотеҳ-ул-ғайб» аз ин мавзӯъ сухан ронда, ба подшоҳон адлу инсоф, раҳму шафқат ва лутфу меҳрубониро нисбати тамоми қишрҳои ҷомеа муҳим ва вазифаи аввалиндараҷаи онҳо хонда, итоат, иҷро ва фармонбардорӣ аз амру дастуроти подшоҳро барои раият ҳатмию зарур арзёбӣ кардааст. Инчунин дарки масъулияти тарафайнро боиси амну осоиш ва ободию пешравии мулку кишвар маънидод кардааст: «Воҷиб аст бар раият, ки  малик (подшоҳ)-и худро итоат намоянд, зеро аз нофармонӣ дар мамлакат бесару сомонӣ ва ташвишу изтироб пайдо гашта, натиҷаи он вайрон шудану ба ҳам задани мулки кишвар мегардад. Пас, эй мардум, аз подшоҳи худ фармонбардорӣ намоед ва эй подшоҳони олам, аз подшоҳи ҳамаи подшоҳон (яъне офаридагор) фармонбардорӣ кунед ва адлро пешаи худ созед, чунки адлу инсоф сабаби хайру баракат ва амну роҳат дар олам мегардад[208]. Ӯ дар пайгирии мавзӯи мазкур сабаби ба адл мавсуф гаштани Анӯшервони одилро чунин нақл кардааст. Ҳикоят: «Анӯшервон ҳангоми шикор дар пайи сайде  аз лашкар ҷудо мегардад. Пас аз муддате ташнагӣ бар ӯ ғолиб меояд ва дар ҷустуҷӯйи об ба боғе мерасад. Дар боғ дарахтони анорро мебинад ва аз писарбачае, ки дар он боғ ҳозир буд хоҳиш менамояд, ки ба ӯ як анор диҳад. Писарбача ба ӯ як анор медиҳад. Анӯшервон анорро пора карда, донаҳояшро меҷафад, ки аз он оби бисёр ва ширину лазиз мебарояд. Анӯшервон оби анорро менӯшад.  Ин барояш хело хушу писандида меояд. Ва ба сараш фикри аз худ кардани боғ меафтад. Аз писарбача анори дигар мехоҳад. Писарбача анори дигаре ба ӯ медиҳад. Ин дафъа ҳангоми ҷафидани донаҳои анор аз он оби кам ва

---

[207] Хиҷил гардад – ба  хашмояд. Мунҷид фарҳанги бузурги ҷомеъи навин. Тарҷумаи мунҷид бо изофот. Мутарҷим Аҳмади Саёҳ. – Теҳрон, 1375 ш. –  Ҷ. 1. – С. 304.

[208] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ.  Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 1. –  С. 206, 207.

тунду талхмазаеро дармеёбад. Анӯшервон аз писарбача мепурсад, ки чаро чунин шуд, яъне чаро ин анор ба мисли анори аввалӣ серобу лазиз нест. Писарбача мегӯяд, ки имкон дорад, подшоҳи ин кишвар бар касе қасди зулм карда бошад ва аз таъсири нияти бади ӯ ин анор тунду бемаза шуда бошад. Анӯшервон аз он нияти бадаш бармегардад ва ба дилаш тавба намуда, аз писарбача анори дигар мехоҳад. Писарбача ин бор низ хоҳиши ӯро ба ҷо оварда ба ӯ анори дигар медиҳад. Анӯшервон анорро гирифта истеъмол менамояд ва ин анорро аз анори аввалӣ сероб ва ширинтару лазизтар меёбад. Аз писарбача сабаби дигаргун шудани ҳолро мепурсад. Писарбача мегӯяд, ки шояд подшоҳ аз қасди зулмаш баргаштаву тавба карда бошад. Чун Анӯшервон худ шоҳиди ин воқеа ва гуфтугузор буд, аз ин ба баъд қавл медиҳад, ки ҳаргиз бар касеву бар чизе зулм намекунад. Ҳамин тариқ, Анӯшервон ҳамчун шоҳи одил дар ҷаҳон машҳур мегардад ва то ҳол аз адли ӯ сухан меравад. Ҳатто дар ривояте мазкур аст, ки ҳазрати Муҳаммад (с) фармудааст: Ман дар аҳди подшоҳи одил таваллуд шудаам…

Тавсияи дигари Фахруддини Розӣ барои одил будани подшоҳ ин аст, ки бояд дар афв ва гузашт намудан ҷавонмардии худро нишон диҳад ва дар азобу уқубат кардан дурандеш ва мулоҳизакор бошад, чунки шитоб дар уқубат метавонад боиси ноҳақӣ ва пушаймонӣ гардад. «Подшоҳ бояд, ки дар авф фармудан таъхир нафармояд ва дар уқубат кардан андеша фармояд, зеро бувад, ки дар сониюлҳол пушаймон шавад ва аз он пушаймонӣ ҳеҷ нафъ ҳосил нашавад. Ҳикоят: Овардаанд, ки яке аз мулук вазире аз вузарои худро нобино кард, он гоҳ номае аз шаҳри дур биёварданд ва онро муаммо навишта буданд, ҳеҷ кас мақсуд аз он нома ҳосил натавонист кард, то ҳоҷат омад (подшоҳро) ба он вазир. Пас, вазиронро ба ҳилате маълум кард ва ӯ ба он сабаб шарафи қудрати подшоҳ наёфт. Подшоҳ фармуд, ки чи мурод дорӣ, то онро ҳосил кунам. Вазир гуфт: Ҳоҷати ман он аст, ки чизе аз кас биситонӣ, ки онро бо вай тавони додан, агар ҳоҷат ояд…».

Тавсияи баъдӣ дар мавзӯи мазкур ин мушфиқ будани подшоҳ бар раият ва пайваста боадлу боинсоф будани подшоҳ аст. Ӯ дар ин масъала маслиҳати Имом Шофеӣ ба халифа Ҳоруннарашид ва ҳикояти дигареро низ ҷиҳати панду ибрат арза доштааст: «Подшоҳ бояд, ки бар раият нек мушфиқ бувад ва бар тариқати адл кардан мулозимат намояд. Шофеӣ дар насиҳате, ки Ҳоруннарашидро мекард,

гуфт: Ба он Худое, ки мубдии (офаридагори) коинотрост, ки ҳеҷ касро бар даҳ кас ҳоким накунад, илло (магар) ки рӯзи қиёмат онро меоранд ва ҳар ду дасти ӯ бар гардан маҳкам карда, чизе он бандаро накшояд илло адли ӯ. Ва дар ҳикоят меояд, ки чун амирулмуъминин Алӣ (р.з.) ба ҷивори Ҳақ интиқол кард, яке аз саҳоба дар он андӯҳ ва мотам дар шаб дар Куфа мегардид ва қатароти абарот[209] бар рухсораи худ меборид. Дар аснои талотуми[210] амвоҷи аҳзон ва тарокуми[211] асбоби ҳирмон овозе шунид, ки: Худоё интиқом аз Алӣ бистон. Он саҳобиро он сухан шигифт омад, пас, назди он аҷуза шуд ва гуфт чаро чунин сухан гуфтӣ? Пиразан гуфт: Ҳар рӯз Алӣ биёмадӣ ва нон ва он чи моюҳтоҷу (эҳтиёҷ ба он) бошад, биёвардӣ ва як сабуи об биёвардӣ. Акнун се рӯз аст, ки наовардааст. Ва иттифоқ чунон афтода, ки аз шаҳодати он Ҳазрат то он соат се рӯз буд. Пас, он саҳобӣ он аҷузаро аз он ҳол ва воқеа хабар дод ва бо якдигар дар он мотам ва андӯҳ мувофақат карданд. Пас, маълум шуд, ки саодати ду ҷаҳонии подшоҳ дар адл бастааст.»[212].

Фахруддини Розӣ дар асли шашум фазилати адлро дар асоси суханони Пайғамбар (с) баён карда, манфиати онро барои ҷумлаи мардум таърифу тавсиф намудааст. «Дар фазилати адл пайғамбар (с) мефармояд, ки адли як соат беҳтар аз ибодати як сол аст. Ва иллати ин дар он аст, ки нафъи ибодат ба кас гардад ва аммо нафъи адл ба коффаи халоиқ гардад ва ба воситаи он амн ҳосил шавад ва мутааббидон (ибодаткунандагон) ба ибодат машғул тавонанд будан. Пас, он ҷумла ибодатҳо, ки аҳли он иқлим кунанд, чун ба воситаи адли он подшоҳ бошад, лоҷарам ӯро дар ҷумла ибодот ва кули тоот насиб бувад, балки ҳаззи аҷзал (ҳисаи зиёд) ва насиби акмал аз они вай бошад. Ва ин аст, ки ҳаром аст подшоҳи золимро бад гуфтан, зеро ки ҳарчанд золим аст, лекин ҳар чизе, ки аз вуҷуди ӯ ҳосил шавад бештар аст аз он шар, ки аз вуҷуди вай ҳосил шавад». Сифати дигареро, ки Фахруддини Розӣ барои одил будани подшоҳ дар назар доштааст, ин ҳамнишинии подшоҳ бо олимон ва баҳраёбии ӯ аз олимон мебошад, зеро бо ҳам омадани нури илм ва камоли қудрат сабаби ҳосил гаштани низоми хуб дар миёни раият мегардад. Ӯ ин маъниро дар асли ҳафтум чунин баён доштааст: «Подшоҳ бояд, ки муҷоласати ӯ бо

---

[209] Аборот – гиря, ашк дар чашм. Мунҷид фарҳанги бузурги ҷомеи навин. Тарҷумаи мунҷид бо изофот. Мутарҷим Аҳмади Саёҳ. – Теҳрон, 1375 ш. – Ҷ. 2. – С. 994.
[210] Талотум – ба ҳам хурдан. Маъхази қаблӣ. – С. 1491.
[211] Тарокум – ба ҳам нишастан, муҷтамеъ гардид. Ҳамон ҷо. – Ҷ. 1. – С. 592.
[212] Фахруддини Розӣ.Ҷомеъ-ул-улум. – Тошканд, 1315 ҳ. (1913 м.). – С. 457.

аҳли илм бувад, зеро ки пайдо кардем, ки подшоҳро сиёсат кардани зоҳир аст ва олимро сиёсат кардани ботин ва низоми олам ба ҳар ду ҳосил шавад. Ва ин аст, ки Мустафо (с) фармуд: Дин ва мулк ду бародари ҳамзоданд. Ва чун нури илм ба камоли қудрат музоф гардад, интизоми олам ҳосил шавад ва чизҳо рӯй дар тазоюд (тараққӣ) ниҳад. Ва агар аҳли илмро зиёдати дараҷатӣ ва манқабате набувад ва доӣ (даъваткунанда) дар таҳсили илм фотир (суст, коста) шаванд ва ҷаҳл муставлӣ (ғолиб) гардад ва халқ аз таҳсили фазоил эъроз (руй гардонанд), он аломати бад бувад».

Дар асли ҳаштум сухан аз он меравад, ки подшоҳ набояд аз ҳад зиёд боҳайбат бошад, ки баъзе нафарон ба суҳбату маслиҳати ӯ ҷасорат наёбанд ва на чандон зиёд ҳалим бошад, ки ҳар кас ҳар чӣ хоҳад, бар вай бигӯяд: «Бояд, ки подшоҳ чандон муҳиб (боҳайбат) набувад, ки асҳоби тиҷорат ҷасорати маслиҳат бар вай арза натавонанд кард ва чандон ҳалим набувад, ки ҳар кас ҳар чӣ боядаш, бар вай тақрир кунад ва сухан, ки бишнавад, ба муҷарради он ки гӯянд соҳиби ғараз бошад, рад накунад, зеро ки ҳеҷ фоил феъл накунад, илло аз барои ғараз ва ба муҷарради он, ки дар ҳоле ва манфаате бувад, қабул накунад, балки рад ва қабули ӯ бар вифқи маслиҳати кул бошад…».

Асли нӯҳум дар хотимаи китоб ихтисос ёфта, дар он аз шукргузорию қадршиносии муаллиф нисбат ба подшоҳи замони худ сухан рафтааст.

Олими тоҷик Нозир Арабзода афкори Фахруддини Розиро дар бораи идора кардани мулк ва чӣ гуна бунани подшоҳ ба шарҳи зер иброз доштааст: «Фахруддини Розӣ сиёсати идора кардани мулкро ба ду навъ –«фозила» ва «ноқиса» ҷудо кардааст. Ҳар кадоми ин сиёсат, ба фикри вай, мақсади муайяне дорад. «Сиёсати фозила» ҳирси молро ба қувваи ақл тобеъ гардонда, фазилатҳои олии ахлоқиро мепарварад. Мутафаккир таъкид менамояд, ки агар дар мулк «сиёсати фозила» ҷорӣ бошад, «ҳар кас ба камоле, ки лоиқи ӯст, бирасад». Сиёсатманди «сиёсати ноқиса» баръакс бар халқ зулм мекунад, онҳоро ғуломи худ мешуморад, бандаи ҳирсу ҳаво мешавад ва боиси дар мулк ривоҷ ёфтани шар мегардад».

Вақте ки Розӣ «сиёсати фозила»-ро бо «сиёсати ноқиса» муқоиса мекунад, дар ин муқоиса ба воқеият мувофиқ наомадани асосҳои ормони иҷтимоии мутафаккир ошкор мегардад…

Фахруддини Розӣ бовар дошт, ки бо сарварии «шоҳи одил»-и бомаърифат дар ҷамъият ҷорӣ намудани «сиёсати фозила»-и боадлу инсоф асосёфта мумкин аст. Одатан ин гуна шоҳ соҳиби «хислатҳои ороста ва пироста» тасаввур карда мешуд. Фахруддини Розӣ ҳам чунин хислатҳоро ба «шоҳи одил»-и бомаърифат нисбат додааст. Аз рӯйи ормони файласуф шоҳ бояд ба моли мардум тамаъ нанамояд, ба раият мувофиқи адл муносибат кунад, ҳилму караму сабр дошта бошад, дар корҳои хайр азм нишон диҳад, бо аҳли илм машварат намояд, «афъолаш бар вафқи ақл бошад» ва ҳоказо. Агар шоҳ ҳамаи ин хислатҳоро дар шахсияти худ таҷассум намояд, аз насаби подшоҳон буданаш зарурӣ нест[213].

## Тарбияи тараҳум ва ғамхорӣ намудан нисбати бархе ҷонварон

Ба андешаи Ф. Розӣ инсон раҳму шафқат, лутфу ғамхорӣ ва ёрию мадади худро на танҳо барои инсоният равона созад ва онро хосаи одамӣ донад, балки изҳори ин авсоф нисбат ба баъзеи ҳайвонот, аз аҳамият холӣ нест ва дорои манофеи зиёд аст. Инсон дар раванди зиндагӣ барои пешбурди ҳаёти орому осоиштаи худ ба баъзеи ҷонварон ниёз дорад. Монанди асп, хар, гов, буз, гӯсфанд, саг, гурба ва ғайра, ки баъзеашон барои савор шудану бурдани бору ашё ва баъзеашон барои истифодаи гӯшту шир, пӯсту пашм ва баъзеашон барои ҳифзу ҳимояти молу ашёи рӯзгор ва ғайра мавриди хизмату истифода қарор мегиранд. Аз ин рӯ инсон бояд нисбат ба онҳо раҳмдил ва ғамхору меҳрубон бошад, то битавонад аз хизмат ва истифодаи онҳо хуб бархӯрдор гардад. Абдулло нақл кардааст, ки рӯзе бо пайғамбари худо (с) ҳамроҳ будем. Мардеро дидем, ки ҷониби мо меомад ва дар тан ҷомаву дар даст чизи печидае дошт. Он мард гуфт: Аз назди дарахтони анбӯҳе мегузаштам, ки садои хониши ҷӯҷаҳои паррандагон ба гушам расид. Пас, аз ҷустуҷӯ онҳоро дастрас намуда гирифтам ва ба ҷомаи худ печонидам. Ногоҳ модари ҷӯҷаҳо пайдо шуд ва гирди сарам парвоз намуда бетоқатӣ мекард. Ман рӯйи чӯҷаҳоро кушодам. Модари онҳо назди чӯҷаҳояш омад, ман бошам ҳамаи онҳоро дубора печонида маҳкам кардам, ҳоло ин ҷо дар дасти ман аст. Пайғамбар (с) фармуданд: Эй мард, аз рӯйи шафқат онҳоро раҳо бикун. Он мард ҳамаи онҳоро раҳо кард. Он парранда баъд аз

[213] Нозир Арабзода. Фахруддини Розӣ. – Душанбе, 1993. – С. 77, 78.

халосӣ аз чӯҷаҳои худ сахт муроқабат ва муҳофизат намуда, онҳоро зери болҳои худ гирифт ва раҳму шафқаташро бедареғ зоҳир месохт. Пайғамбар (с) баъд аз мушоҳидаи ин ҳолат фармуданд: Оё аз шафқату меҳрубонии ин парранда ба шигифт наомадед? Гуфтем: Бале. Гуфт: Албатта, лутфу меҳрубонии Худо ба бандагонаш аз лутфу меҳрубонии ин парранда нисбат ба чӯҷаҳояш беандозаву беканор аст. Сипас он мардро амр кард, ки ҳамаи паррандаҳои дастгиркардаашро ба макони аввалӣ бозгардонида ба ҳоли худ бигзорад. Он мард ба хушҳолӣ амрро пазируфт ва ба он макон равона шуд[214].

Дар тӯли ҳаёт борҳо ёрию мадади бархе ҳайвонот, ҳатто ҳайвоноти ғайриаҳлӣ нисбат ба инсоният ба таҷриба расидааст. Аз ҷумла, ҳикоят кардаанд, ки Иброҳими Адҳам меҳмони қавме мешавад. Соҳибхона барои ӯ дастурхон мекушояд. Ногоҳ парандае аз осмон поин гашта, нонеро аз суфра мебардорад ва бо худ мебарад. Иброҳим ба шигифт омада, дар пайи он паранда мешитобад ва ниҳоят ба теппае мерасад, ки марде дастубаста дар он ҷо қарор дорад. Ва он паранда нони аз суфра рабудаашро ба назди он марди дар қайдбуда меандозад[215].

Ҳикоят: Дар аҳди Сулаймон ибни Довуд қаҳтие мардумро фаро мегирад. Сулаймон ҳамроҳи мардум барои истисқо (талаби борон) ба дафте равон мешаванд. Дар роҳ бо мӯрчае вомехӯранд, ки дастҳои худро бардошта мегӯяд: Худоё ман яке аз махлуқоти туям ва аз фазлат умедҳо дорам. Баъд аз мушоҳидаи ин ҳол Сулаймон ба мардум хитоб намуда мегӯяд: Мо бармегардем, зеро талаби мо ба дуои ғайри мо бароварда шуд.

Ҳикоят: Рӯзе аз рӯзҳо бар дили Зунуни Мисрӣ валвалае меафтад ва аз хона берун шуда, ҷониби дарёи Нил равона мегардад. Дар канори Нил ақраберо мебинад, ки босуръат ҳаракат дорад ва чун ба лаби об мерасад қурбоқаеро мебинад, ки он ҷо истодааст. Чун каждум қурбоқаро мебинад ба пушти он мебарояд ва қурбоқа дохили об шуда, ҳаракат менамояд. Зунун ба завраqе нишаста дар пайи таъқиби онҳо меафтад. Чун қурбоқа ба соҳили дигари Нил мерасад, фавран каждум аз пушти он фаромада ҷониби дарахте меравад, ки дар зери он ҷавоне хобидааст ва мори афъие мехостааст, ки ӯро бигазад. Дар ин ҳангом ақраб ба тарафи мор ҳуҷум карда, даргири якдигар

---

[214] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 1. – С. 470.
[215] Маъхази пешин. – Ҷ. 1. – С. 201, 154.

мешаванд. Ниҳоят мору каждум аз заҳри якдигар мемиранд ва он ҷавон аз зиёни мор эмину солим мемонад.

## Тарбия доир ба тааммул дар сарватҳои табиат ва дӯст доштани онҳо

Фахруддини Розӣ одамонро ба дурандешӣ ва тафаккури амиқ дар бисёре аз ашёи табиат водор сохта, инсонро ба қадрдонии ашёи нофеъ ва шукргузорӣ аз онҳо роҳнамоӣ намудааст. Ӯ сароғоз инсонро, ки яке аз мавҷудоти гиромитарину боарзиштарини рӯйи олам аст, ба тааммул дар атвори хилқати худ фаро хонда, чунин гуфтааст: «Инсон чӣ мароҳилеро дар инкишофу такомули ҷисмию рӯҳии худ тай мекунад. Аввалан, дар раҳми модар муддате хуни баста, сипас муддате гӯштпора аст. Баъдан хилқати баъзе аъзо ва пайдоиши қувваҳои мухталиф ба монанди қувваи биноӣ, шунавоӣ, гӯёӣ, чашоӣ ва ғайра дар ин аъзо падид меояд». Ӯ роҷеъ ба ин мавзӯъ дар асарҳояш ба мисли «Ан-нафс ва-р-руҳ ва шарҳу қувоҳумо» (Китоб-ул-ахлоқ) ва «Ҳифз-ул-бадан» бештар маълумот дода, хотирнишон сохтааст, ки баъд аз тааммул ва тадаббур дар хилқат ва мароҳили паймудаи инсон, одамон бояд ба якдигар ғамхор, азизу меҳрубон бошанд ва бикӯшанд, то ба якдигар ҳеҷ гуна осебу зарари ҷисмониву руҳӣ нарасонанд.

Ф. Розӣ дар «Мафотеҳ-ул-ғайб» инсонро ба тааммул дар оташе, ки аз ҳезум афрӯхта шудааст, фаро хонда чунин гуфтааст: «Ваҷҳи истидлол ин аст, ки оташ саъид (болобароянда) аст ва ҳезум ҳобит (фурӯафтанда), оташ латиф аст, ҳезум ҷисми касиф (сахту тира), оташ нуронӣ аст ва ҳезум зулмонӣ, оташ хушку гарм аст ва ҳезум сарду хунук, яъне ҳар ду дар васф бо ҳам зиданд, лекин бо ҳам якҷо ҷамъ шудаанд…»[216].

Замин яке аз сарватҳои бебаҳои табиат буда, нақши он дар ҳаёти ҳамарӯзаи инсон аҳамияти хосае дорад. Ф. Розӣ чанде аз авсоф ва манофеи заминро баён намуда гуфтааст:

– Дигаргунии қитъаҳои замин аз рӯйи нармӣ, сахтӣ, регзор будану сангзор будани он ва ё дигаргунии замин аз рӯйи рангҳои он, ки баъзе сафед, баъзе сиёҳ, баъзе сурху баъзе кабуд ва ғайри инҳо мебошанд, ҳар як навъ бо вижагиҳои худ метавонад дар инкишоф,

[216] Ҳамон ҷо. – Ҷ. 1. – С. 359.

рушду нумуи наботот таъсири худро бигзорад, ҳамчунин дар пешрафти ҳаёти инсон мавриди истифода қарор гирад.

– Замин чун манбаи нигоҳдории обҳои зеризаминӣ ва рӯизаминист, монанди чашмаву чоҳҳо, кӯлҳою наҳрҳо ва баҳрҳову уқёнусҳо.

– Замин сабаби рӯйиши гиёҳу растаниҳо ва ҷумлаи наботот буда, дорои табъи карам аст, яъне агар донае ба он андохта шавад, он як дона чандон ва чандони худро бармегардонад. Фаразан, агар як дона гандум зери хок гардад, имкон дорад, ки аз он то ҳафт хӯша ва ҳар хӯшае дорои сад дона гандумро ба бор оварад. Ва ё агар як донаи мева зери хок гардад аз он дарахте мерӯяд, ки он дарахт метавонад муддати тӯлонӣ ҳосил диҳад. Албатта, агар аз замин ва он меваву растаниҳо муроқабат ба амал омада, ҳаққи онҳо риоя гарданд. Ф. Розӣ дар мавзеи дигар ин мавзӯъро тафсил дода, аз ҷумла гуфтааст: «…донаи зери замингашта, аз таъсири хок, об, намӣ ва авсофи дигари он варам мекунад, дар ҳоле гумон мерафт, ки пусида вайрон шавад, чунки ҳар яке аз хок, об, намӣ дар худ ин қувваро доранд, лекин он дона аз қисмати боло ва поинаш пора гашта, як неш ба сӯйи боло мебарорад ва неши дигар ба поин фурӯ мебарад, ки аз он реша, яъне василаи тағзияи растанӣ (ё дарахт) пайдо мегардад. Неши болоӣ бошад заминро пора карда ба тарафи боло ҳаракат менамояд ва аз он тана, шоху барг ва ва ҳосили растанӣ ба вуҷуд меояд. Аммо чун тааммул карда шавад, ҳосили он яксон набуда, балки аз рӯйи шакл, ранг, андоза, мазаву лаззат ва дигар авсоф бо ҳам фарқ мекунанд. Дар ҳоле, ки аз як манша интифоъ мебаранд. Бо вуҷуди ҳамаи ин аз он ҳосил анвоъи гуногуни таъому шароб ва хурданиву нушиданиҳо омода мегардад.

– Замин сабаби неъматҳои моддӣ барои инсон аст, мисли маъкулот (хӯрданиҳо), машрубот (нӯшиданиҳо), малбусот (пӯшиданиҳо), ки бо таъм, бӯй ва рангҳои гуногунашон, баъзе барои пӯшиш ва баъзе барои ғизову тақвияти бадан ва баъзе барои дорую дармон истифода мешавад ва ҳам барои ҷумлаи ҳайвонот, бахусус ҳайвоноти аҳлӣ, ки онҳо дар пешрафти зиндагии одамон нақши муҳиме доранд, монанди истифода аз гӯшт, шир, пӯст, пашм ва манофеи дигари онҳо.

– Ба хоб рафтани замин дар фасли зимистон ва бедор шудани он дар фасли баҳор дорои ҳикмати зиёдест. Дар ин робита Ф. Розӣ муносибати миёни замину осмонро ба қалам дода, аз ҷумла гуфтааст:

«Замину осмон ба ду ҷуфти муносибе, ки бо ҳам ақди никоҳ баставу иродаи таносул кардаанд, мушобаҳат дорад. Гӯё замину осмон бо ҳам ду ҷуфте шудаанд, ки баъд аз бориши борон, замин тавлидкунандаи анвоъи гуногуни набототу растаниҳо гаштааст».

– Замин ҳомилу (бардорандаву) нигоҳдорандаи тамоми махлуқоти болои худ аст. Аз ҷумла мавҷудияти кӯҳҳо, ки ҳар яке дорои сангҳои одию қимат ва хурду бузург буда, дар бинову сохтмон, асбоби рӯзгор ва ҳамчун масолеҳи ороишу зиннатфизоӣ истифода мегарданд. Агар мулоҳиза шавад, ҳатто як порчаи хурде аз онҳо барои нигини ангуштарин мавриди истифода қарор мегирад.

– Замин манбаи баъзе масолеҳи сохтмонӣ ва сӯзишворию гармидиҳӣ, яъне дар рӯйи замин дарахтони тоқ-тоқ ё пуранбӯҳе, ки дар ҷангалу бешаҳо ва дашту саҳроҳо мерӯянд, дар имورати бинову сохтмонҳо мавриди истифодаи мардум қарор мегиранд. Инчунин баъзе қисматҳои дарахтон монанди шоху навдаҳои он ва ҳатто майдаарраҳои дарахтон ҳамчун ҳезум манбаи сӯзишу гармидиҳӣ қарор мегиранд.

– Замин ҳомили маъдану хазинаҳои гуногун, монанди тилло, нуқра, мис, оҳан, қӯрғошим, гач, ангишт, нефт ва ғайра аст, ки то ҳол кашф ва истихроҷи онҳо идома дорад.

– Замин на танҳо ҳомилу муҳофиз, балки сотири инсон ва дигар ашё аст. Яъне замин бо вуҷуди ҳамли ҷумлаи махлуқоти болои худ, боз пӯшонандаи ҷумлаи нопокию ифлосиҳо ва ниҳоят сотири аҷсоди онҳо пас аз марг мегардад, зеро агар замин ҷумла ифлосиҳо ва аҷсоди баъд аз маргро дар дохили худ ҷой надиҳад, олам аз вуҷуди онҳо фасоду вайрон мешавад ва боиси заҳмати дигарон мегардад.

Хулоса, Фахруддини Розӣ баъд аз баёни баъзе авсоф ва манофеъу масолеҳи замин гуфтааст: «Манофеъ ва масолеҳи замин чунон зиёд аст, ки аз зикр ва васфи комили онҳо, ҳатто фусаҳо ва булағо оҷиз мемонанд»[217]. Ҳосили калом ин ки замин бароят ҳамчун модар аст, балки аз модар ҳам мушфиқтар аст. Чунки модар туро шире медиҳад, ки он як навъ ранг дорад, аммо замин туро таомҳою шаробҳои гуногунранг медиҳад. Инчунин ҳангоми ҳамл қароргоҳи ту дар батни модар тангтар аз батни замин буд, лекин он вақт аз тамоми гуноҳу лағжишҳо поку беолоиш будӣ. Ва чун ба батни замин

[217] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 1. – С. 339.

бармегардӣ, бикӯш, то мисли ҳоли аввалиат поку беолоиш аз маъсият бошӣ.

Яке аз неъматҳои худододии табиат борони нофеъ аст, ки сабаби сабзиши гулу гиёҳ, буттаву дарахтон ва ҷумлаи набототу растаниҳо дар рӯйи олам мегардад. Қайди «нофеъ» ба он хотир аст, ки баъзан аз бориши зиёди борон селу обхезиҳо низ ба вуқӯъ меояд ва боиси хисорату зиёни оламиён мегардад… Ф. Розӣ дар мавриди борон, макон ва резиши он чунин овардааст: «Дар омадани борон андешаҳо гуногунанд. Баъзеҳо бар ин боваранд, ки борон аз осмон меборад. Баъзеи дигар мегӯянд, ки аз абр меборад. Фалосифа бар ин боваранд, ки аз таъсири офтоб бар замин бухорҳое боло мешаванд ва замоне, ки ин бухорҳо ба замин бармегарданд, зарраҳои он бо якдигар бархӯрда ба ҳам мепайванданд ва борон пайдо мешавад. Дар посух ба ин амр мегӯем, ки албатта, борон аз осмон фуруд меояд, ҳамчуноне ки Худованд дар Қуръон хабар додааст ва чун тавоност, ки обро дар абр нигоҳ дорад, пас чаро натавонад, ки онро дар осмон нигаҳ дорад. Дар мавриди қавли касоне, ки мегӯянд, борон аз бухорҳои ба ҳам расидаи дарёҳо ба вуҷуд меояд, метавон гуфт, ки ин амр дар нафси худ имкон дорад, аммо набояд эътиқоди яқину ҷозим кард, зеро ин гуна эътиқод инсонро ба инкори фоили мухтор будани Худо ва қадим будани олам мебарад…». Фахруддини Розӣ дар ҷойи дигар одамонро ба тааммул дар решизи борон водор сохта гуфтааст: «Об табиатан ҷисми сақил (гарон) аст, лекин ҷамъи он дар осмон (абрҳо) ва резиши он бо равиши муносиб дар манотиқи гуногун, баробар аз кӯҳу дашт, пастию баландӣ ба андозаи даркорию мувофиқ дар вақтҳои муайян амри ҳакимонаест».

Ф. Розӣ қавли ҳукаморо дар бораи тавлиди оби чашмаҳову наҳрҳо чунин овардааст: «Ҳукамо мегӯянд, ки тавлиди оби наҳрҳо аз иҷтимои бухорҳои зери замин ба вуҷуд меоянд. Пас, агар қисмати болои замин нарму ковок бошад, бухорҳои ҷамъгашта хориҷ мешаванд. Аммо агар қисмати болои замин сахт ва қуму сангзор бошад, он бухорҳо пайи ҳам ҷамъ омада, ниҳоят аз ҷойи муносибе ба шакли чашма ё наҳр ҷорӣ мегарданд»[218].

Мақсади Ф. Розӣ аз баёни манобеи гуногуни тавлиди обҳо ин қадрдонию қадршиносӣ ва шукргузорию истифодаи дуруст аз ин сарвати табиат ва неъмати худодӣ мебошад. Ӯ аз аҳволи онҳое, ки дар биёбони кушоду паҳноваре ба ташнагии сахт мубтало гаштаву марги

[218] Манбаи қаблӣ. – Ҷ. 1. – С. 353, 557.

худро наздик пиндоштаанд, сухан ронда, сипас аз беҳтарин лаҳзаҳои хушии дастёбии онҳо ба беҳтарин неъмати эҳтиёҷдоштаашон, яъне об хабар додааст. Дар ин ҳангом об барои чунин ашхос азизтарину беҳтарин сервате маҳсуб мегардад, ки ҳеҷ чизи дигаре ҷойи онро гирифта ва ба он баробар шуда наметавонад.

Ба андешаи Фахруддини Розӣ дар ва тулӯу ғуруби офтоб, ки бо як низоми муайян аз машриқ баромада, тамоми оламро равшан месозад ва дар ҳаёту фаъолияти одамон ва махлуқоти дигари рӯйи замин шароит фароҳам месозад, бояд тааммул ва назари дақиқ карда шавад. Сипас, оҳиста - оҳиста ба пеш ҳаракат карда гармии худро афзун месозад. Баъд аз чошт ба маҳали қиём расида, мувофиқи фаслҳои гуногуни сол гармии баланди худро нурафшонӣ менамояд. Ҳамин тариқ, кам - кам шиддати сардии худро паст карда, ҷониби мағриб меравад, яъне хуршед дар тӯли ҳаракати рӯзонаи худ на яку якбора гармии сахт медиҳад ва на якбора шиддати гарморо паст месозад, балки ин амал ба тадриҷ сурат мегирад, ки табиати мавҷудот ба он мутобиқ мегардад. Пас, аз ғуруби офтоб, ки пардаи торикӣ оламро фаро мегирад, одамон ба хоб рафта истироҳат менамоянд ва ҷумлаи ранҷу хастагиҳои худро бартараф месозанд. Ф. Розӣ гуфтааст: «Агар офтоб ғуруб намекарду торикии шаб фаро намерасид, ҳирсу тамаи баъзе одамон намегузошт, ки соҳибонашон лаҳзае ором шуда истироҳат намоянд. Агар офтоб ғуруб намекард, имкон дошт, ки ашёи зери шуои он баъзе ҳалок ё сӯхта нобуд гарданд. Вуҷуди хуршед дар олам ба монанди шамъ дар хонаест, ки ба андозаи кофию дастрас ба аҳли он рушаноӣ мебахшад ва баъдан торикие падид меояд, ки он ҳам нофеъ хоҳад буд». Пас, агар дақиқ тааммул намоем, дармеёбем, ки ин ду сифати бо ҳам зид манофеъу масолеҳи аҳли оламро дороянд. Ф. Розӣ мефармояд, ки агар офтоб барои нурафшонии олам дар канораи (машриқи) осмон беҳаракат қарор меёфт, имкон дошт, ки чизе пеши чизеро бигирад. Масалан шахси сарватманд, чун бинои хонаашро баланд бардорад монеи вусули шуои офтоб ба хонаи шахси фақир мешавад. Аммо чун мебинем, ки офтоб ҳаракат карда, маконашро лаҳза ба лаҳза иваз месозад, пас, ба маконҳои мухталиф шуою рушноии худро баробар мерасонад. Инчунин дар ҳолати мазкур, яъне дар макони воҳид бе ҳаракат қарор гирифтани офтоб боиси таъсири он дар як минтақа мегашт, аммо ҳангоми ҳаракат таъсироти он ба манотиқи мухталифи замин ба қадри лозимӣ мерасад.

Агар дар иртифоъу интиҳоти (болову поён шудани) офтоб тафаккур намоем, дар он низ салоҳи аҳли олам мавҷуд аст, зеро дар натиҷаи амали мазкур дигаргунии фаслҳои сол мушоҳида мегардад, ки ҳар як фасли сол таъсироти хоси худро дар махлуқоту мавҷудоти олам мегузорад ва ба тадриҷ онҳоро бо фарқияту дигаргунии рӯзҳову моҳҳо барои фасли дигар омодаву муҳайё месозад.

Ба андешаи Фахруддини Розӣ олам бо ҳама дороияш барои инсон ба монанди хонаи зисти ӯст[219]. Ӯ дар ин маврид чунин овардааст: «Чун тааммул дар ин олам намоӣ, оламро ба мисли хонаи муҳайёгаштае барои инсон дармеёбӣ, ки дар он тамоми эҳтиёҷоти одамӣ мавҷуд аст. Осмони баланд ба мисли сақф, замини фарох ба мисли фарши густурда, моҳу ситорагони дурахшон ба мисли чароғу қандилҳои равшан, набототу растаниҳо бо ҷумлаи анвоъ ва вуҳушу туюр (ҳайвоноту паррандагон) ҳама барои манофеъу масолеҳи инсон қарор гирифтааст. Пас, бояд қадри ин ашёро бишносӣ ва вазифаю масъулияти худро дар ин олам дарк намоӣ то саранҷом ба надомату пушаймонӣ дарнамонӣ».

Хулоса, Ф. Розӣ одамонро ба андеша ва тааммулу тадаббур ба табиат ва сарватҳои он, ки неъматҳои бебаҳои худододианд водор сохта, қадрдонию шукргузорӣ ва ҳимояту ҳифозати онҳоро тавсия додааст.

## Тарбияи касб, харҷ ва нигоҳдории бархе молу ашё

Мавзӯи дахлу харҷ, нафъу зиён ва чигунагии молдорӣ дар эҷодиёти Фахруддини Розӣ, ба хусус дар асари арзишманди ӯ, ки бо номи «Китоб-ул-ахлоқ» машҳур аст, мавқеи хоса дорад. Фахруддини Розӣ дар қисмати дуввуми ин китоб доир ба мавзӯи мазкур ба тафсил сухан рондааст. Ба ақидаи ӯ ҷамъи мол ва харҷи он фарҳанги хоси худро дорад, зеро мол метавонад сабаби некбахтӣ, пешравӣ ва обрую иззати инсон бошад ва баръакс метавонад сабаби бадбахтӣ, ранҷу хорӣ ва бешарафии инсон гардад. Агар мол барои фарогирии илм ва таҳзиби ахлоқ сарфу харҷ гардад, ин амал бисёр хубу писандида мебошад ва агар сарфи он танҳо барои расидан ба хоҳишоту лаззоти ҳиссию нафсонӣ равона гардад, пас, анҷоми ин амал басо зишту

219 Ҳамон ҷо. – Ҷ. 1. – С. 342.

ногувор мегардад, чунки дар аввалӣ саодати абадист ва дар дуввумӣ бадбахтии доимист[220].

Ф. Розӣ дар «Мафотеҳ-ул-ғайб» молро маҷмӯи ашёи салоса хонда, дар бораи онҳо назари худро чунин баён намудааст: «Бидон, ки мол маҷмӯи маодин ё наботот ё ҳайвонот аст. Аммо маодин аҷзои замин буда, чизе аз он ҳаром нест, магар ба эътибори зарару зиён ва ҳалокати он, ки ба инсон ба сабаби хӯрдан ориз мегардад. Наботот низ ҳаром набуда, танҳо ба эътибори зиёну зараре, ки аз он ба ақл, сиҳатӣ ва ҳаёти инсон пеш меояд, ба мисли доруҳое, ки новақт истеъмол мешаванд ва саломатии инсонро халалдор месозанд. Ё ба мисли банг, шароб ва соири масткунандаҳое, ки ба ақли инсон зиён ворид месозанд. Ё ба мисли захр ва набототе, ки сифати заҳролудсозӣ доранд ва ҳаёти инсонро аз байн мебаранд. Аммо ҳайвонот ду гунаанд: баъзе онҳо ба сабаби забҳ ҳалолу хӯрданӣ ва баъзеи дигар ҳаром ва хӯрданро нашоянд[221]... Мол лафзи ом буда, тамоми асос ва ашёи рӯзгорро дар бар мегирад, аммо одатан дар урфият аз он пул ирода мегардад. Ба ақидаи Ф. Розӣ пул  ин муаррифи миқдори ашё мебошад. Ӯ дар ин бора дар китоби дигари худ «Ҷомеъ-ул-улум» чунин овардааст: «…ва чун ҷумла муҳиммоти як шахс бо вай танҳо ҳосил нашавад, балки ҷамъе мебояд, чунон ки миёни эшон муомила бувад бо ҳар кас чизе аз ин ки  дорад, ба чизе, ки касе дорад, бадал тавонад кардан ва он аз ду ҳол берун набувад ё чизе бувад дар миёни мардум, ки ӯ муаррифи миқдори чизҳо бувад ё чунин чиз набувад, агар бошад, он чун зар (яъне пул) бувад… »[222].

Назари Фахруддини Розӣ нисбат ба касби молу ашё яктарафа набуда, ӯ касби молу ашёро на  куллан мазмум дониставу инкор кардааст ва на аз касби он қатъиян манъ намудааст. Баръакс, дар баъзе ҳолат  касб, ҷамъ ва харҷи онро ҳатмию зарур  арзёбӣ кардааст, зеро инсон ба гунае офарида шудааст, ки дар ҳаёту фаъолияти худ  эҳтиёҷ ба ашёи зиёд дорад. Фахруддини Розӣ ин назарро дар  «Ҷомеъ-ул-улум»,  дар баёни «Илми тадбири манзил»  матраҳ карда чунин фармудааст: «Асли аввал дар усули чизҳое, ки тадбири манзил ба он муҳтоҷ бошад ва он чор чиз аст: мол, хидматгор, зан, фарзанд. Аммо

---

[220] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Китоб-ул-ахлоқ (Ан-нафс ва-р-руҳ ва шарҳу қувоҳумо). – Исломобод,1968 (1388). – С. 111, 135.
[221] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 2. – С. 278.
[222] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ.Ҷомеъ-ул-улум. – Тошканд, 1315 ҳ. (1913 м.). – С. 435, 441.

ҳоҷат ба мол аз он сабаб аст, ки Ҳақ Таоло одамиро муҳтоҷи ғизо офаридааст ва ғизои ӯ табиӣ нест, чунончи аз они ҳайвоноти дигар, ки баъзе донҳо барчинанд ва баъзе гушти хом бихӯранд, балки ғизои одамӣ анвоъи махсус бояд аз наботот ё аз ҳайвон ва он гоҳ онро пухта кардан ва бо якдигар биёмехтан, то онро салоҳияти он бошад, ки ғизои одамӣ гардад…». Ф. Розӣ дар «Мафотеҳ-ул-ғайб» дар бораи хӯрдан, ки яке аз хоҳишоту талаботи нафси одамӣ аст ва инсон наметавонад бе он ҳаёти худро идома диҳад, чунин гуфтааст: «Бидон, ки хӯрдан барои одамӣ гоҳо воҷиб, гоҳо писандида ва гоҳо мубоҳ (раво, ихтиёрӣ) мегардад. Барои инсон ҷиҳати рафъи гуруснагӣ, азият, дарёфти қуввату қудрат ва анҷоми кору пайкор бояд ки ҳатман ба андозаи зарурати худ бихӯрад». Ҳангоми меҳмондорию меҳмоннавозӣ бо вуҷуди сер будан ва аз рӯйи одобу ба хотири нашармидани меҳмон, хӯрданро дар ин ҳол писандида гуфтаанд. Дар ғайри ин ду ҳолат инсон ба эътибори вазъи ҷисмию равонии худ ихтиёри хӯрданро ба ҳадди кофӣ дорад[223].

Аз диди Фахруддини Розӣ инсон бояд дар дуоҳои худ на танҳо ниёзҳои ухравӣ, балки эҳтиёҷоти дунявии худро низ талаб намояд. Аз нигоҳи ӯ дуокунандагон се гунаанд: яке фақат дар талаби эҳтиёҷоти дунявӣ, дуввумӣ танҳо дар талаби ниёзҳои ухравӣ ва севвумӣ ҳам дар талаби эҳтиёҷоти дунё ва ҳам дар талаби ниёзҳои охират аст. Ӯ навъи дуввумиро ғайри машруъ (нораво) хонда, навъи севвумиро афзалу аҳсан донистааст, чунки одамӣ нотавон буда, ҳамеша дар пайи рафъи эҳтиёҷоти хеш аст. Аз ин хотир сазовор аст, ки барои рафъи эҳтиёҷоти доимии худ дар талаби дуо бошад. Ривоятеро, ки Қаффол дар тафсири худ овардааст, Фахруддини Розӣ онро ба таври зерин ёдовар шудааст: Пайғамбар (с) ба аёдати беморе, ки бемориаш ӯро аз пой афтонидаву ҳолашро хело сангин карда буд, рафт. Чун беморро дар он ҳоли душвор дид, аз ӯ пурсид, ки пеш аз ин чӣ дархосте аз Худо кардааст? Марди бемор гуфт: Мегуфтам, Худоё барои наҷоти охиратам маро дар дунё ба уқубат гирифтор намо. Пайғамбар (с) гуфтанд: Ба номи он Худое, ки пок аст, ту ба ин тоқат нахоҳӣ дошт, чаро то ҳол ин дуоро накардӣ ва бояд мегуфтӣ: «Парвардигоро бидеҳ ба мо дар дунё некӣ ва дар охират некӣ ва нигоҳ дор моро аз азоби дӯзах»[224]. Сипас пайғамбар (с) дар ҳаққи он марди бемор дуо

223 Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 1. – С. 190.
224 Қуръони карим, Бақара, 200.

намуданд, ки саранҷом шифо ёфт. Ф. Розӣ истифода аз ин дуоро, ки шомили тамоми некбахтиҳои дунёву охират мегардад, неку аҳсан гуфта, се мартабаи саодати инсониро ба таври зайл шарҳ додааст: а) саодати баданӣ б) саодати рӯҳонӣ в) саодати хориҷӣ. Аммо саодати баданӣ ба ду чиз аст: яке сиҳатию солимӣ, дигаре ҷамолу зебоӣ. Саодати рӯҳонӣ бошад, ҳам ба ду чиз аст: яке такмили қуввaи назарӣ ба илм, дуввумӣ такмили қуввaи амалӣ ба ахлоқи фозила. Саодати хориҷӣ низ ба ду чиз мавҷуд мегардад: яке мол дигаре ҷоҳ. Вақте ки инсон дар дуои худ бигӯяд: «Парвардигоро бидеҳ ба мо дар дунё некӣ ва дар охират некӣ ва нигоҳ дор моро аз азоби дӯзах». Пас, дуои ӯ ҳамаи ин саодатро дарбаргиранда аст. Баъд аз ин гуфтаҳо Фахруддини Розӣ аз ақл кор гирифта фармудааст: «Агар дар раге аз рагҳои инсон ё манбати (макони рӯйиши) мӯйе аз мӯйҳо дарде пайдо шавад, ба ночор инсон аз тоату ибодат ва ҷумла корҳои хайр бозмемонад, ё анҷоми онҳо барояш мушкил мегардад. Аз ин бармеояд, ки бояд инсон барои рафъи мушкилоти худ мадад хоҳад. Ҳамин тариқ, собит мегардад, ки басанда шудан дар дуо танҳо барои охират ҷоиз набуда, бояд ҳам барои хайрияти дунё ва ҳам барои хайрияти охират дуо карда шавад [225].

Аз назари Ф. Розӣ эҳтиёҷоти инсон ба молу ашё ду гуна аст: 1. ҳоҷати ҷисмонӣ, монанди таому шароб, пӯшиши бадан, манзил, ки инсон ночор ба миқдори муайяни ин ашё ниёз дорад ва дар сурати маҳрум мондан аз ин ашё эҳтимоли беморӣ ва ё марг ӯро таҳдид месозад; 2. ҳоҷати руҳонӣ. Барои тарбияи рӯҳ ва ахлоқи ҳамидаву камолоти инсонӣ талаби илм ҳатмист ва толими илм дар роҳи илм ва расидан ба марому мақсади хеш эҳтиёҷ ба хӯрдану пӯшидан, харҷи роҳ, маҳалли зист, китобу дафтар, қаламу қоғаз ва ғайраҳо дорад, то ин ки ба хотири ҷамъу рӯҳи болида ба фарогирии илм машғул гашта, ба мартабаҳои баланди он ноил гардад ва дастрасии аксари ин ашё вобаста ба дороӣ ва молу ашё аст. Пас, метавон гуфт, ки инсон барои рафъи эҳтиёҷоти ҷисмӣ ва рӯҳии худ пайваста дар пайи дастёбӣ ва нигаҳдории молу ашё аст. Албатта, дар касби мол инсон бояд меҳнати поку ҳалол дошта, онро бо касб ва заҳмати софдилона ба даст биёрад ва аз ҷавру ор ва даноат (пастӣ) дур бошад. «Бидон, ки дар касб эҳтироз бояд кард аз се чиз: ҷавр, ор, даноат (пастӣ). Аммо ҷавр чунон бошад, ки бо касе муомила кунанд ва ҳаққи ӯ ба ӯ нарасонанд ва ин

225 Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотиҳул ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 1. – С. 337.

сабаби нуқсони касб шавад, зеро ки чун он зоҳир шавад мардум аз вай эҳтироз кунанд. Аммо ор чунон бувад, ки ҳирфатҳое (касбҳое) кунад, ки дар он нангу ори азим бошад, чун сила хӯрдан ва дашном шунидан. Аммо даноат он бувад, ки касе санъати аслофи (гузаштагони) худ бигзорад ва сифате камтар аз он ихтиёр кунад… лекин мустаҳиқи зам (сазовори сарзаниш) касе шавад, ки санъати шарифи падар бигзорад ва санъати хасис ихтиёр кунад»[226]. Ва чун инсон молро ба даст орад, бояд онро дурусту мақсаднок истифода намояд. Яъне молро ба эътибори ҳолат ва адади аҳлу аёли худ ба гунае тақсим намояд, ки то музди меҳнати ояндааш басанда бошад ва ба касеву чизе муҳтоҷ нагардад ва аз касе қарздор нашавад, магар дар ҳолати зарурӣ, зеро бузургон фармудаанд: харҷ бояд мувофиқи дахл бошад.

Ба дахлу харҷи худ ҳар дам назар кун,
Чу дахлат нест, харҷ оҳистатар кун.

Фахруддини Розӣ дар «Ҷомеъ-ул-улум» харҷи молро ба муқтазои дахли он ба синну соли одамӣ ташбеҳ карда чунин овардааст: «Ҳар кас, ки дахли ӯ аз харҷ бештар бошад, моли ӯ дар нуму (афзоиш) бувад, чунон бошад, ки касе дар синни нуму (афзоиш) бувад, зеро ки зиёдати аҷзои ӯ бештар аз халали аҷзои ӯ бувад. Ва ҳар кас, ки дахли ӯ мусовии (баробари) харҷи ӯ бошад, ҳоли моли ӯ чун моли синни вуқуф (истодан) бувад. Ҳар кас, ки дахли ӯ камтар аз харҷи ӯ бувад, ҳоли ӯ чун ҳоли синни нуқсон бошад, чунон ки пире дар синни нуқсон аст, ло маҳола (ночор) ба марг анҷомад ва харҷи зоид бар дахл ба фақр ва бебаракатӣ анҷомад». Умуман, Ф. Розӣ дар тамоми корҳо миёнаравиро хубу шоиста, арзёбӣ карда, дар ин бора қавли бархе уламоро чунин баён намудааст: Дар ҳар амре аз умур ва дар ҳар хулқе аз ахлоқ ду тараф – ифроту тафрит (зиёдаравию камравӣ) вуҷуд дорад, аммо он чи ҳақ ва боиси саодату сарфарозист ин миёнаравӣ дар ҳама ҳолот мебошад[227]. Ф. Розӣ дар ҳама ҳол миёнаравиро писандида, одамонро аз ифроту тафрит дар корҳо барҳазар доштааст. Ӯ ҳангоми шарҳи маънои васат (миёна) бештар мафҳуми онро ба адлу ростӣ ва шоистагӣ маънидод карда гуфтааст, ки ҳеҷ шакке нест, ки ду ҷониб ифроту тафрит поину пастанд, лекин мутавасит миёни ин ду одилу фозил ва шоиста мебошад. Ё худ шоистатарин қисмати ҳар чиз васати он аст, чунки ҳар шайъ (чиз) дар

---

[226] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ.Ҷомеъ-ул-улум. – Тошканд, 1315 ҳ.(1913 м.). – С. 435, 441.

[227] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 1. – С. 218.

нисбат ба аъзояш баробар аст, аммо халалу нуқсон ва фасоду табоҳӣ одатан аз атрофи он роҳ меёбад ва васати он дар иҳотаву ҳимоят то андозае маҳфуз мемонад. Ё ин ки атбоъ (пайравон) одатан раису роҳбари худро иҳота намуда, дар васат қарор медиҳанд ва ин ҳам далолат бар афзалияти миёнаравию миёнаҳолӣ мекунад. Ф. Розӣ дар ин бора чандин қавлро зикр кардааст, ки саҳеҳтарину қавитарини он фармудаи пайғамбар (с) аст: «Хайр-ул-умури авсатуҳо», яъне миёнаравӣ дар ҳамаи корҳо хайр аст. Ва ҳам ӯ (с) дар ҷойи дигаре фармудаанд: «Алайкум бинамат-ил-авсат», яъне лозим гиред ба худ миёнаравиро[228]. Дар ҳаёти имрӯза низ аз рӯйи таҷриба собит шудааст, ки шахси миёнаҳолу миёнарав дар корҳо аксаран муваффақ гаштаву ба матлаб расидааст ва ҳамеша мавриди эҳтирому таҳсини аҳли ҷомеа гардидааст, зеро одатан дар ифрот аз худ рафтану аз ҳад гузаштан ва дар тафрит ақибмондагию сустӣ ва маҳрумию аздастдиҳӣ мушоҳида мегардад. Аммо мутавасит (миёнараву миёнаҳол) дар миёни ин ду ҳолат қарор мегирад, ки онро ҳама хуб гуфтаву сутудаанд.

Аммо хазинаву нигаҳдории мол бояд барои эҳтиёт ва амри зарурату нобаҳангоме бошад, ки метавонад дар ҳаёти рӯзмарраи ҳар инсон ба таври ногаҳонӣ пеш ояд. Монанди беморӣ, садама, мусибат ва дигар мушкилоти зиндагӣ, чунки хазинаву пасандози мол аз рӯйи бухл ва ҳубби он оқибати нохуб дошта, афсусу пушаймонӣ меорад. Соҳибмолро сазовор аст, ки ба хотири ободии манзил ва беҳбуд бахшидан ба зиндагии ояндаи худ чизе аз музди меҳнати ҳармоҳа ва даромади молиаш кам - кам пасандоз намояд.

Ба андешаи Фахруддини Розӣ инсон бояд ба ғайр аз манфиат бурдан аз моли худ, ба дигарон низ нафърасон бошад, аммо дар додану бахшидани мол бояд аз чор хислат дурӣ ҷӯяд: «Асли паҷум дар нафақа кардан. Дар ин боб аз чаҳор хислат эҳтироз бояд кард, аз хасисӣ, аз тақтир ва аз исроф ва аз сууттадбир. Аммо хиссат он бошад, ки бар хештан ва дӯстон ва хидматгорон харҷ накунад. Ва аммо аз тақтир он бувад, ки бар худ ва бар аҳли байти худ харҷи лоиқ накунад. Ва аммо исроф он бувад, ки харҷ бар муқтазои (талаби) шаҳват, на бар вифқи маслиҳат. Ва аммо сууттадбир (тадбири бад, нодуруст) он бувад, ки қасди ӯ он бошад, ки харҷ бар вифқи маслиҳат бувад, лекин он мақсуд ҳосил нашавад, балки баъзе аз он чи фузул (зиёдат) бувад

[228] Маъхази пешин. – Ҷ. 2. – С. 84.

карда шавад ва баъзе аз он чи дар маҳалли ҳоҷат бувад карда нашавад»[229]. Ба назари Ф. Розӣ атову бахшиш ва хайру садақа бояд мувофиқи дороиву сарвати мавҷуда бошад, дар акси ҳол бухлу тангдастӣ ва ё исрофу зиёдаравӣ зоҳир мегардад. Ривоятест, ки соиле (гадое) ба назди дарвозаи баланду боҳашамате қарор мегирад ва аз он дарвоза ба ӯ чизи каму нокифояе дода мешавад. Фардои он рӯз соил ба даст табар гирифта ба назди он дарвоза меояд ва шурӯъ ба задану вайрон кардани он менамояд. Одамон аз ӯ мепурсанд, ки чаро чунин амали нораво мекунад. Соил мегӯяд: Мехоҳам, ки ин дарвозаро лоиқу мувофиқи атову бахшиши соҳиби он гардонам.

Фахруддини Розӣ дар тафсири «Мафотеҳ-ул-ғайб» зимни шарҳи як оят амали хайрро тавзеҳ дода, фармудааст: Кори нек ё ба расонидани манфиат аст ё ба дур сохтани мазаррат (зарар). Аммо расонидани манфиат ду навъ аст: ҷисмонӣ аст ва руҳонӣ. Аммо расонидани манфиати ҷисмонӣ ба молу ашё сурат мегирад. Ва расонидани манфиати руҳонӣ ба воситаи илм ба амал меояд, ки он ҷиҳати такмили қувваи назариявӣ ва ё такмили қувваи амалӣ барои афъоли писандида мебошад.

Аз назари Фахруддини Розӣ нафси нотиқаи инсонӣ дорои ду қувва аст: яке назарӣ, ки камоли он дар итоат ва таъзими офаридагор аст ва дуввумӣ қувваи амалист, ки камоли он дар шафқату ғамхорӣ ба одамон мебошад[230]. Ва ин шафқату ғамхорӣ метавонад ба шахсони муайян, монанди ятимону фақирон, пирону маъюбон ва табақаи камбизоати аҳолӣ бошад ва ё метавонад ба тариқи умум бошад, ки аз он тамоми мардум нафъ меёбанд, ба мисли бинои мактаб, масҷид, беморхона, китобхона, обёрӣ ба заминҳою маҳалҳо, сохтмони роҳу пул ва ғайра. Ин гуна харҷи мол сабаби таҳсин ва обрӯю эътибори соҳибмол дар ҷомеа мегардад. Мардум чун аз касе саъю талош ва кӯшишу ғайраташро дар рафъи мушкилот ва мададу кӯмаки одамон эҳсос намоянд, албатта ӯро дар корҳои хайраш дастгирӣ намуда, қоил ба самимият ва ҳурмату эҳтироми ӯ мегарданд. Ҳамчунин харҷи мол ба хотири корҳои нек, ободию созандагӣ, манфиати мардум шиддати майл ва ҳубби молро коҳиш дода, аз он дарак медиҳад, ки хушбахтии инсон на танҳо дар талаби мол ва ба даст овардани он аст, балки дар сарфу харҷи дурусти мол низ хушбахтию некбахтӣ вуҷуд дорад. Дар

[229] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ.Ҷомеъ-ул-улум. – Тошканд, 1315 ҳ. (1913 м.). – С. 435, 441.
[230] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 4. – С. 218,Ҷ. 6. – С. 77, 79.

сурати сарф намудани мол ба нафси худ, аҳлу аёл ва корҳои хайру шоиста, соҳибмол ба мисли шахси муборизе мегардад, ки бар моли худ ғолиб шудаву тасарруфи комил ёфтааст. Аммо дар акси ҳол ӯ ба монанди шахси мағлубе мебошад, ки дар қабзаи моли худ асир ва ҳақиру нотавон гардидааст[231]. Агар шахси молдор аз моли худ харҷ накунад ва онро танҳо ҷамъ ва хазина намояд, ҳубби мол дар қалбаш ба мисли маразе ҷой мегирад, ки муолиҷаи он бисёр душвор мешавад. Ҳикоятест, ки яке аз машоих пеш аз дохил шудани ҳаммом ангуштарини худро аз ангушташ бароварда онро ба шогирдаш медиҳад ва амр менамояд, ки он ангуштаринро фавран ба шахсе тӯҳфа намояд. Он шахс мегӯяд: «Эй шайх ин шитоб аз баҳри чӣ буд, шумо имкон доштед, ки ин ангуштаринро баъд аз баромадан аз ҳаммом ба ман ҳадя намоед». Шайх мегӯяд: «Хавф бурдам, ки мабодо бухл ва ҳубби он маро аз ин фикрам боз гардонад, аз ин хотир онро дарҳол ва бетаъхир ба шумо ҳадя намудам». Дар воқеъ табиати инсон ба гунаест, ки тамоюлаш ба мол хело зиёд аст. Ном гирифтани мол ба ин лафз низ ба ҳамин хотир аст, яъне ҳар шахсе ба мол майли зиёд дорад[232]. Фахруддини Розӣ барои тамоюл ва рағбати инсон ба сӯйи мол далели ақлиеро чунин баён медорад: Пирамарди бисёр бойю солхӯрдае, ки дар ҳолати беморӣ ва марг қарор мегирад, чун аз ғорат ё duздии молу ашёаш хабар ёбад, хеле ғамгин гашта ҳолаташ дигаргун мешавад. Ин дар ҳолест, ки ӯ ба яқин медонад, ки дигар аз молу ашё ӯро ҳеҷ суде нест ва ӯро бар ин молу ашё ҳоҷате ҳам нест[233]. Ба ақидаи Ф. Розӣ молу ашёи инсон ин худ ризқу рӯзии ӯст. Ва дар ин ки ризқи инсон ба тақдираш вобастагии сахт дорад, чунин мисол меорад: Бисёр касонеанд, ки аз волидайни худ ҳеҷ моле ба мерос набурдаанд, аммо чунон бою сарватманд гаштаанд, ки дар муқоиса аз падару модари худ ба маротиб ғанитар гаштаанд ва акси ин, бисёр нафароне ҳастанд, ки аз волидайни худ моли зиёдеро ба мерос бурдаанд, лекин бо мурури замон фақир ва ҳатто мухтоҷтарини мардум гаштаанд. Зоҳиран чунин ба назар мерасад, ки одоб, фарҳанг ва истифодаи дурусти мол ё риоя мегардад ва ё риоя намегардад. Дар мавриди харҷи мол ба

[231] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Китоб-ул-ахлоқ (Ан-нафс ва-р-руҳ ва шарҳу қувоҳумо). – Исломобод, 1968 (1388). – С. 111, 135.
[232] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 4. – С. 218,Ҷ. 6. – С. 77, 79.
[233] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Китоб-ул-ахлоқ (Ан-нафс ва-р-руҳ ва шарҳу қувоҳумо). – Исломобод, 1968 (1388). – С. 111, 135.

корҳои хайр бошад, бузургон фармудаанд: «Ҳар чӣ ба додан кам шавад, аммо илм ва мол ба додан афзун мешавад».

Чунонки қаблан зикр гашт, харҷи дурусти мол дар зиндагӣ аҳамияти махсус дорад, зеро харҷи нодуруст ва бемавриди мол метавонад боиси исроф, фақр, ранҷу ғам, норохатӣ ва ҳатто сарсонию саргардонии инсон шавад. Одатан шахси молдор худро соҳиби қуввату қудрат мепиндорад ва чун молаш бисёртар гардад, ӯ худро қувватноктару қудратмандтар меҳисобад ва ин боис мешавад, ки хоҳишу лаззати ӯ нисбат ба мол бештар гардад. Аз ҳаёт ва таҷрибаи рӯзгор маълум шудааст, ки касрати мол сабаби ғуруру ҳавобаландӣ ва саркашию нофармонии бештари одамон гаштааст. Дар ҳаёти имрӯза низ бисёр нафароне ёфт мешаванд, ки аз фарҳангу одоби молдорӣ ва дахлу харҷи он ноогоҳу бепарво буда, аз сабаби харҷи нодурусти мол ба гумроҳӣ ва баъзе мушкилоти зиндагӣ гирифтор шудаанд. Хусусан, дар харҷи мол  ҷиҳати истифодаи зиёди сигор, навъҳои машруботи спиртӣ ва дигар маводҳои масткунанда, монанди афюну героин ва ғайри инҳо, ки оқибат инсонро ба беморӣ, фақр, қарз, сарсонӣ ва ҳатто ба маргу нестӣ мерасонад. Аз ин рӯ месазад ҳар фарди оқилро, ки  аз молу ашё, сарвату дороии хеш  нанозад, кибру ғурур накунад, балки дар онҳо назари боандешона дошта бошад.  Фарҳанги молдорӣ, чигунагии дахлу харҷи онро дуруст  ба роҳ монад, то дар зиндагӣ шефтаю фирефтаи сарвату дороӣ ва молу ашё нагардад.   Онҳоро василаи некбахтӣ, сарбаландӣ ва обрӯю эътибори худ дар байни ҷомеа бисозад.

## Тарбия доир ба манъ аз  истеъмоли машруботи масткунанда ва амсоли он

Фахруддини Розӣ чун дигар намояндагони аҳли илму адаб ба хотири солимии ҷомеа ва тандурустии бадан, одамонро аз нӯшидан ва истеъмоли маводи масткунандагӣ барҳазар доштааст. Ӯ дар «Мафотеҳ-ул-ғайб» аз ақвоми гузаштаи аъроб ёдовар шуда, зикр намудааст, ки чун арабҳо ба нӯшидани шароб хеле тамоюлу рағбат доштаанд, аз ин хотир Худованд на ба якборагӣ, балки ба тадриҷ давра ба давра нӯшидану истеъмоли онро қатъиян манъ кард. Манъи тадриҷии онро метавон аз рӯйи лутф ва ҳикмати Худовандӣ гуфт, чунки ин амал дар ниҳоди онҳо хеле кӯҳан ва одати решадоре гашта буд. Аз ин хотир рафъи тадриҷии онро нишон аз осонсозию осонгирӣ

ва пухтакорӣ гуфтаанд. Пайғамбари ислом (с) ҳар чизи масткунандаро хамр ва истеъмоли ҳар масткунандаро ҳаром гуфтаанд[234]. Маънои хамр пӯшонидан аст, яъне ҳар чизе, ки масткунанда аст, он ақлро мепӯшонад. Ва дар ҳар амре аз умур ва дар ҳар ҳукме аз аҳком иллате мавҷуд аст. Ф. Розӣ дар ин маврид чунин овarddаст: «Иллати таҳрими хамр ҳамон чизест, ки онро Умар ва Муъоз баён намуда, гуфтанд: Эй пайғамбари Худо (с), хамр пӯшонандаи ақл ва аз байн барандаи мол аст, пас, аз ҳукми он моро огоҳ бикун…». Чунонки маълум мегардад иллати аслии таҳрими хамр рупӯш кардани ақл ва монеъ шудани нури ақл ба дигар аъзо мебошад. Мусаллам аст, ки ақл ба мисли нутқ аз сифатҳои хоси инсонӣ ва ҷавҳари асосӣ дар вуҷуди инсон буда, шайъи мутамоизгардонандаи инсон аз дигар махлуқот аст. Ақл раис ва идоракунандаи тамоми аъзо, ҳиссиёт ва ҳаракоту саканот дар ниҳоди инсон аст. Фаразан, агар инсон ба дарахте ташбеҳ гардад, пас, асли он яъне решаи он ақл мебошад. Ҳоло бияндешем, ҳар он чизе, ки ба ақли инсон зиён орад ва пардаи торикию ноогоҳиро болои он андохта, ҳолати воқеии онро тағйир диҳад, чи гуна метавонад, ки барои инсон муфид бошад. Чун ақл махмур гашт, дигар барояш сифати фарқкунандагӣ миёни ҳаққу ботил, ҳалолу ҳаром, неку бад, хурду бузург боқӣ нахоҳад монд ва ба ҳар гуна амалу гуфторҳое, ки боиси ҷурму ҷиноят мешавад, гирифтор мегардад, ки оқибати он ба ҷуз азобу пушаймонӣ чизи дигар нахоҳад буд. Ин аст, ки пайғамбар (с) хамрро умулхабоис (асли гуноҳон) номиданд[235]. Ф. Розӣ дар идомаи гуфтаҳояш қайд кардааст, ки ақли инсон бузургтарин сифати инсонист, хамр бошад душмани ақл аст ва ҳар чизе, ки бо ақл душманӣ дорад, пасту беарзиш аст, аз ин бармеояд, ки истеъмоли хамр аз пасттарин ва беарзиштарин амалҳост. Возеҳтар карда гӯем, ақлро барои он ақл гуфтаанд, ки он дар маҷрои иқоли (ресмон, пойбанди) шутур ҷорӣ аст. Яъне ҳар гоҳ инсонро табиаташ ба кори баде бихонад, ақл монеъ аз иқдоми он мешавад ва чун хамрро истеъмол намояд, табиати доӣ (даъваткунанда) холӣ аз ақли монеъ мемонад, пас, дар ин ҳол қодир ба иқдоми ҳар коре мегардад. Гуфтаанд, ки Ибни Абидунё мастеро дид, ки дар дасти худ бавл намуда, бо он рӯйи худро мешӯяд ва Худоро ҳамд мегӯяд. Аббос ибни Мардосро дар замони ҷоҳилият гуфтанд: Чаро шароб намешушӣ, то

---

[234] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 2. – С. 397.
[235] Маъхази қаблӣ. – Ҷ. 2. – С. 401.

ин ки ҷуръатат зиёда гардад. Ӯ дар посух гуфтааст: Ман намехоҳам, ки бо дасти худ ҷаҳолату аблаҳиро ба шиками (вуҷуди) худ дохил намоям ва розӣ нестам, ки субҳ саиду сарвари қавм бошаму бегоҳ аҳмақ ва аблаҳи он қавм бигардам.

Зарарҳои мавод ва машруботи масткунандагӣ бари ҳеҷ каси оқил пӯшида нест, ҳатто истеъмолкунандагони он аз ин зарарҳо огоҳу бохабар буда, аз кирдори бади худ норозию пушаймонанд, вале афсус, ки тарки одат амри маҳол аст. Чунонки дар боло зикр гашт, яке аз зарарҳои он нуқсон ба молиёти инсон аст. Муътодони (одаткардагони) ин ашё барои истеъмоли он розиянд, ки тамоми дороии худ, ҳатто баъзан вақт шарму ҳаё ва номусу имони худро аз даст диҳанд, ба дуруғу дуздӣ даст бизананд, то ин ки маблаға пайдо намоянду хумори худро рафъ созанд. Дар ҳолати дастрас нагаштани маблағи лозимӣ ҳозиранд, ки ашёи шахсӣ, баъдан оилавӣ ва ҳатто боарзишмандтарин ашёро бифрӯшанду он маводро дастрас намоянд ва бо ин амал молиёти хонаводагии худро касод сохта, ба қарз мубтало гарданд. Дар баъзе ҳолат аз таъсири истифодаи бади он миёни дӯстон, ошноён, хешу таборон, ҳатто падару модар, бародару хоҳар ва зану шавҳар кинаву кудурат, нафрату адоват, ҷангу ҷанҷол ва фироқу ҷудоӣ сар мезанад, ки хеле нангину мутаассифкунанда аст. Ба хусус ҷудошавии оилаҳои ҷавон, ки тайи солҳои охир афзудааст ва аксари коршиносон яке аз сабабҳои асосии онро дар омода набудани ҷавонон ба издивоҷ ва дигарашро талоқ додан дар ҳолати мастӣ зикр кардаанд.

Агар ин мараз аз рӯйи бепарвоию беназоратии волидайн ба наврасону ноболиғон сироят намояд, пас, масъала басе мушкилу печида мегардад, чунки ин амал дар онҳо ба тадриҷ одати сахт мегардад.

Мутаассифона, иддаи ноболиғон аз боиси беназоратӣ ва бепарасторӣ аз доираи ахлоқ берун монда, ба сигоркашӣ, майнӯшӣ, нашъамандӣ ва дигар корҳои ношоям майл мекунанд, ки ин ба ғайр аз худситамкунӣ, худзабунсозӣ, худношиносӣ чизи дигаре нест. Агар ин кирдорҳои зишт зуд пешгирӣ карда нашавад, ба одати доимӣ табдил меёбанд ва солиёни сол, ҳатто баъзеҳо аз он умрбод халосӣ намеёбанд. Ин гуна одамон, ки нисбат ба худ дар бераҳмӣ устухон сахт кардаанд, ба ҳодисаҳои нохуш–вайронкунии тартиботи ҷамъиятӣ, ғоратгарӣ, бешарафӣ низ даст мезананд ва бар илова зомини наслҳои носолиму ногирои худ мешаванд.

Барои он ки нохушиҳои зикрёфта рух надиҳад, дар муассисаҳои таълимию тарбиявӣ ва оила заррае суст накардани тарбияи ҷинсӣ зарур аст. Дуруст ба роҳ мондани корҳои таълиму тарбиявӣ ва шаҳватшиносӣ гарави хуши ҳаёти оиладорӣ, устувории ақди никоҳ ва наслҳои солими оянда аст[236].

Ба андешаи Ф. Розӣ ҳар он чизе, ки дар ҳукм бо хамр баробар аст, мисли нашъа, кӯкнор, банг, афюн ва анвоъи маводи мухаддир, мисли героин, какаин, инчунин маводҳои сусту нотавонкунанда монанди носу тамоку ва ғайра ба инсон зарарҳои ҷисмӣ, равонӣ ва молию иқтисодӣ мероранд, аз ин рӯ парҳез кардан аз онҳо ҳатмӣ ва боиси манфиату хушӣ мебошад. Донишҳои тиббӣ низ, ба хусус тибби муосир исбот менамояд, ки ҳамагуна машруботи спиртӣ, маводи мухаддир, ҳатто носу сигор ба саломатии инсон зарар дошта, истеъмоли зиёд ва бардавоми онҳо сабаби бемори ва ҳалокати инсон мегардад.

Фахруддини Розӣ дар ҷараёни ин баҳс аз мавзӯи қимор ёдовар шуда, зикр намудааст, ки қимор яке аз воситаҳои фиреб, найранг ва муфту маҷҷонӣ ба даст овардани молу ашё ё баръакс ба нохост аз даст додани амволу ашё мебошад, ки дар пай ҳасрат, надомат, кинаву бадбинӣ, адовату ҷанҷолро пайдо месозад. Дар Қуръони карим аз қимор бо номи майсир ёд шудааст, ки ин калима баргирифта аз ясара (ва юср) ба маънои осонӣ аст. Яъне қимор амлест, ки дар натиҷаи он шахси қиморбоз муфт ва бе меҳнату заҳмат соҳиби моли шахси дигаре мешавад. Баъзе аз фақеҳон гуфтаанд: Ҳар чизе, ки дар он маънои қимор, яъне гирифтани мол тавассути шахси баранда аз шахси бозанда ба василаи бозӣ  бошад, он ҳам аз ҷумлаи қимор маҳсуб меёбад. Дар манотиқи гуногуни кишвар миёни ҷавонону наврасон бисёр бозиҳое мавҷуданд, ки дар онҳо маънои қимор мушоҳида мегардад. Чизи нигаронкунанда ин аст, ки дар ҷараёни баъзеи ин бозиҳо миёни ҷавонон, ки айёми ҷӯшу хурӯши ҳаёти онҳост, баъзан дашному ҳақорат, бадгӯиву бадбинӣ ва ҷангу ҷанҷолҳои бемаънӣ рух медиҳанд ва таъсири бади он на танҳо ба худи онҳо, балки ба волидайн ва хешу таборони онҳо низ мерасад.

Хулоса, истифода ва истеъмоли ҳама гуна машруботи масткунандагӣ, маводи мухаддир, маводҳои заъфу нотавонкунанда ва анвоъи қимор  ба одамон зиёну зарарҳои ҳам ҷисмӣ, ҳам рӯҳӣ ва ҳам

[236] Хайрулло Раҳимов, Абдулбоқи Нуров. Педагогика. – Душанбе: Ҳумо, 2007. – С.  214.

молию иқтисодӣ дошта, на танҳо дар осори Ф. Розӣ, балки то ба имрӯз аз тарафи олимону оқилон пайваста мавриди манъу пешгирӣ ва танқиду мазаммат қарор гирифтааст.

Накунад доно мастӣ, нахӯрад оқил май,
Нанихад марди хирадманд сӯйи пастӣ пай.

## Тарбия дар риояи одоби духули манзил ва иҷозат хостан

Аз ҷумлаи одобу ахлоқи неки инсонӣ иҷозат хостан барои дохил шудани манзил аст. Ф. Розӣ дар «Тафсири кабир» зимни шарҳи ояти 27-28-и сураи «Нур» ва дар партави ақволи пайғамбар (с) ин мавзӯъро пайгирӣ карда, аз ҷумла чунин гуфтааст: Пеш аз даромадан ба манзиле (ғайри манзили худ) бояд иҷозати дохил шуданро хост ва баъд аз даромадан салом бояд гуфт, зеро дар духули бе иҷозат мумкин аст, ки нафароне дар дохил бошанд ва дар ҳолати ногувор қарор ёбанд. Борҳо ба таҷриба расидааст, ки дар дохил шудани бе изну иҷозат ба манзиле ранҷишу малолат, қаҳрию нофаҳмиҳо дар миёни дӯстону ақрабо ва наздикону пайвандон пайдо шудааст. Аз ин хотир гуфтаанд, ки иҷозат хостан се маротиба аст. Ба аввалӣ оромишу сукун эҷод мегардад, ба дуввумӣ салоҳияту омодагӣ зоҳир мегардад ва ба севвумӣ ё иҷозати духул аст ё баргаштан. Ва набояд ки маротиби изни духул пайи ҳам бошад, балки миёни онҳо андак фосилаи вақтӣ вуҷуд дошта бошад. Бузургон фармудаанд, ки ҳангоми мунтазир будан барои изни духул дар назди дар набояд дар рӯ ба рӯи дар истода шавад, чунки дар ин ҳол эҳтимол дорад, ки назари бинанда ба дохили манзил биафтад ва боиси нороҳатию озурдагии касе гардад. Хуб мебуд, агар иҷозатхоҳанда дар канори рост ё чапи дар истода шавад. Ва набояд ҳангоми изн хостан дари манзилро сахт-сахт куфт ё бо садои баланди дағалона фарёд зад, чунки ин гуна амалҳо метавонад боиси тарсу ҳарос ва озору азияти аҳли манзил гардад. Риояи дархости дохил шудани хона то ҷойе ҳатмӣ аст, ки аз ашхоси наздики худ мисли падару модар, бародару хоҳар ва дигарон, (ба истисנои ҳамсар дар баъзе ҳолот) бояд иҷозат хост. Марде аз пайғамбар (с) пурсид, ки оё аз хоҳари худ иҷозати духул ба хонаро бихоҳам? Пайғамбар (с) гуфтанд: Оё дӯст дорӣ, ки (нобаҳангом) ӯро бараҳна бубинӣ? Марди дигаре дар ин бора аз Ҳузайфа пурсид. Ҳузайфа гуфт: Агар ноогоҳу беиҷозат дохил шавӣ,

мумкин аст, ки нохуш гардӣ. Аммо дар баъзе ҳолот имкон мегардад, ки бе иҷозат дохили манзили касе шуд. Масалан, нафаре дар соати муайян ба ҷойе даъват мешавад, дар ин ҳол метавонад, ки бе изн вориди манзил гардад. Дар хонаҳои ғайримаскунӣ мисли корвонсарой, мусофирхонаҳо, хонаҳои ҷамъиятии сохташуда дар роҳҳову бозорҳо ва ғайра иҷозат хостан барои духул ҳатмӣ нест. Ё дар баъзе маворид барои бархе аз ашхос вуруду хуруҷи манзил ҷоиз гаштаву одат мешавад, пас, дигар барои онҳо низ иҷозат хостан шарт намебошад. Ё ҳангоми сар задани нохӯшие мисли сӯхтор, дуздӣ, ҷангу ҷидол, талаби ёрӣ дигар ҳоҷат ба иҷозат хостани вуруди манзил боқӣ намемонад. Лекин дар ғайри ин аҳвол риоя намудани иҷозат хостан ба духули манзил ҳатмӣ ва зарурӣ буда, аз ҷумлаи маҳосини ахлоқ маҳсуб меёбад. Ва ҳангоме ки иҷозат барои даромадан дода шуд, бояд шахси воридшаванда ба аҳли хона салом диҳад, зеро салом беҳтарин васила барои рафъи ваҳшату ҷудоӣ, ноошноию бегонагӣ ва сабаби шиносоию дӯстӣ ва бародарию муҳаббат мегардад. Дар ҳадисе пайғамбар (с) фармудаанд: Агар рафъи кинаву кудурат аз дилҳоятон шуморо хурсанд созад, пас саломро дар миёни худ ифшо намоед. Ва дар ҷойи дигар низ салом доданро аз ҷумлаи ҳуқуқи бародарӣ шумурдааст[237].

## Тарбияи инсони комил

Пушида нест, ки ҳамаи муаллифону мусаннифон дар таълифоту таснифоти худ ба масъалаи тарбияи инсони комил диққати ҷиддӣ додаанд ва қариб ҳамаи онҳо ин мавзӯъро ҳамчун мавзӯи аслӣ ва меҳварии асарҳои худ қарор додаанд, зеро мавзӯи мазкур фарогири бахшҳои гуногуни масоили ҳаётӣ буда, дар рушду нумӯ ва такомули маънавиёти инсонӣ нақши бузургеро доро мебошад.

Фахруддини Розӣ ба бузургии мақому мартабаи инсон аз бештари махлуқоти дигар қоил буда, дар навбати аввал ҷиҳати шарҳу баёни андешаи худ, махлуқотро ба чор қисм ҷудо карда гуфтааст: «Қисми аввали махлуқот дорои ақлу ҳикмат буда, аз табиату шаҳват ориянд: онҳо фариштагон мебошанд. Қисми дуввум дорои табиату шаҳват буда, аз ақлу ҳикмат холиянд: онҳо чаҳорпоёнанд. Қисми саввум ҳам аз ақлу ҳикмат ва ҳам аз табиату шаҳват холиянд: онҳо

---

237 Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 8. – С. 356-359.

238 Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Китоб-ул-ахлоқ (Ан-нафс ва-р-руҳ ва шарҳу қувоҳумо). – Исломобод, 1968 м. (1388 ш.). – С. 3.

ҷамодоту набототанд. Қисми чорум ҳам дорои ақлу ҳикмат ва ҳам дорои табиату шаҳватанд: онҳо инсонҳоянд»[238]. Дар афзалияту авлавияти инсон аз чаҳорпоён ҳеҷ шакке вуҷуд надорад, чунки инсон ба ғайр аз табиату шаҳват боз дорои ақлу ҳикмат аст. Бартарии инсон аз ҷимодоту набочот дар он аст, ки ҷимодоту набочот аз ду қуввaи мазкур, яъне ақлу ҳикмат ва шаҳвату табиат маҳруманд. Дар ин ҷо афзалияти инсон бар ду навъи махлуқот, ки аксариятро ташкил медиҳад, собит мегардад[239]. Танҳо як қисми он боқӣ мемонад, ки онҳо фариштагонанд ва баҳси онро бо баёни орою афкори мухталиф дар мақолае бо номи «Баъзе афкори фалсафӣ-динии Имом Фахруддини Розӣ» зикр намудаем[240]. Нуктаи муҳими баҳс ва хулосаи он чунин аст, ки агар ақли инсон бар шаҳваташ ғолиб ояд, ӯ бартар аз фаришта мегардад, аммо агар шаҳваташ бар ақл ғолиб ояд, ӯ аз чаҳорпо бадтару пасттар мегардад.

Фахруддини Розӣ мефармояд, ки бояд ҳар як инсон аз рафтор, гуфтор, афъол ва мақоми худ бияндешад ва дарёбад, ки амалаш чӣ гуна аст ва мартабааш дар кадом сатҳ қарор дорад. Агар мақому мартабааш паст аст, бояд истеъдод ҳосил кунад ва худро бо авсофи ҳамида ва ахлоқи писандида ороста гардонад: Эй дарвеш агар мехоҳӣ, ки бидонӣ дар кадом мартабаи, ба шарҳ тақрир кардаам дар ҷойҳои дигар, ин ҷо ҳам тақрир кунам. Бидон ки агар мехӯрӣ ва мехуспӣ ва шаҳват мекунӣ ва кори дигар намекуни ва чизи дигар намекунӣ ва чизи дигар наметалабӣ аз баҳоимӣ (чорпоӣ). Агар бо вуҷуди ин ки мехӯрӣ ва мехуспӣ ва шаҳват мекунӣ ва ғазаб мекунӣ ва бо мардум ҷанг мекунӣ ва озор мерасонӣ, аз сибоӣ (даррандаӣ). Агар бо вуҷуди ин ки мехӯрӣ ва мехуспӣ ва шаҳват мекунӣ ва ба макру ҳилат зиндагонӣ мекунӣ ва дурӯғ мегӯйӣ, аз шайтонӣ. Ва агар ин намекунӣ ва озор намерасонӣ, балки роҳат мерасонӣ ва макру ҳилат намекунӣ ва дурӯғ намегӯйӣ, балки бо ҳама ростгуфтор ва росткирдорӣ, аз малоикӣ. Ва дар талаби илм ва маърифат худро бишносӣ ва Худоро бидонӣ, аз одамиёнӣ. Акнун вақти он аст, ки истеъдод ҳосил кунӣ ва бо рӯҳи изофӣ зинда шавӣ. Ва гуфта шуд ки истеъдод он аст, ки аз

[239] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотиҳул ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 7. – С. 374.
[240] Пиров. С. Баъзе афкори фалсафӣ-динии Имом Фахруддини Розӣ // Паёмномаи фарҳанг. – Душанбе, 2013. – №2 (21). – С. 101-108.

авсофи замима ва ахлоқи нописандида тамом пок шавӣ ва бо авсофи ҳамида ва ахлоқи писандида ороста гардӣ[241].

Ба андешаи Фахруддини Розӣ инсон ҷавҳарест мураккаб аз нафс (рӯҳ) ва ҷисм (бадан). Ҷисми инсон кӯмакрасон ва чун олати иктисоби ашёву аъмоли нек ходими рӯҳ маҳсуб меёбад. Ӯ нафс ва ҷисми инсониро ашрафи нуфус ва аҷсоми мавҷудоти олам арзёбӣ намуда, чанд қувваро дар вуҷуди инсон ба шумор овардааст. Аз ҷумла қувваи ғизоӣ, нумӯ (афзоиш), тавлид, ҳис ва ҳаракат. Ва дар раъси онҳо қувваи оқилаи мудрикаест, ки ба воситаи он инсон аз дигар махлуқоти рӯйи замин мутамоиз мегардад ва бо ин қувва ҳақоиқи ашёро дарк намуда, дар ҳолати истифодаи дурусти он ба мартабаҳои баланди инсонӣ мерасад.

Ф. Розӣ дар «Мафотеҳ-ул-ғайб» тибқи нишондоди улуми ақлӣ аз чор қувваи инсонӣ сухан карда, мақсад аз тоату ибодатро барои саркӯб ва мағлуб сохтани се қувваи зиёновари инсонӣ маънидод кардааст: Тибқи нишондоди улуми ақлӣ собит гаштааст, ки инсон дорои чор қувва аст: шаҳвонӣ (ҳайвонӣ), ваҳмӣ (шайтонӣ), ғазабӣ (даррандагӣ) ва ақлӣ (малакӣ) ва мақсад аз тамоми ибодот мағлуб сохтани се қувва аз ин қувваҳост: шаҳвонӣ, ваҳмӣ ва ғазабӣ[242].

Ӯ махлуқотро, бинобар чанд ваҷҳ, тақсимбандӣ намуда, дар навбати сеюми тақсимот, баъзе махлуқотро комил ва баъзеро ноқис ва баъзеи дигарро гоҳо комил ва гоҳо ноқис арзёбӣ кардааст. Фариштагонро дар қисмати аввал, ҳайвонотро дар қисмати сонӣ ва инсониятро дар қисмати севвум қарор дода, ба муболиға гуфтааст: «Қисми севвум онҳое, ки метавонанд гоҳо комил бошанд ва гоҳо ноқис, пас, агар ба ҳадди камоли хеш бирасанд, ҳамрадифи малоик мегарданд, аммо агар ба сӯйи пасти мақоми шаҳвату ғазаб фурудояд, дар канори баҳоим (чаҳорпоён) қарор мегирад. Пас, дар ҳолати шаҳват ба мисли хуки бастаи гуруснае мегардад, ки беибо ба хӯрдани наҷосат мепардозад ва ё ба мисли магасе мебошад, ки доимо майлаш ба ифлосиҳо равона мегардад. Дар ҳолати хашму ғазаб ба монанди саги газанда ё шутури ҳамлавар ва ё ба монанди оташи сӯзандаву сели

---

241 Имом Ҷаъфри Содиқ, Имом Фахри Розӣ. Фолнома (дастхати форсӣ), Китобхонаи милли Тоҷикистон, № ИНВ 1722. – 138 с.

242 Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 2. – С. 319.

243 Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Китоб-ул-ахлоқ (Ан-нафс ва-р-руҳ ва шарҳу қувоҳумо). – Исломобод, 1968 м. (1388 ш.). – С. 11.

ғарқкунанда мебошад»[243]. Шигифт он аст, ки як тан метавонад бо риояи қавонини одамӣ ба мақоми баланди нуронӣ бирасад ва ҳам метавонад аз ин мақому мартаба маҳрум гашта, дар мавқеи пасти зулмонӣ ҷой гирад. Фахруддини Розӣ ин матлабро ҳангоми шарҳи маънои тасаввуф ва баёни вазоифи солик (роҳрав) чунин зикр кардааст: «Бидон, ки шариат гуфтаи пайғамбар (с) ва тариқат кардаи ӯ ва ҳақиқат дидаи ӯ (с), мебошад». Ин матлаб дар ривояте аз саиди анбиё мазкур аст: «Шариъат ақволи ман ва тариқат афъоли ман ва ҳақиқат аҳволи ман аст». Соликро бояд, ки аввал илми шариат, он чи зарурист, биомӯзад ва ба ҷой орад, то аз анвори ҳақиқат ба қадри саъй ва кӯшиши вай рӯй намояд. Эй дарвеш, ҳар ки қабул мекунад, он чи пайғамбар (с) гуфтааст, аз аҳли шариат аст. Ва ҳар ки мекунад он чи пайғамбар (с) кардааст, аз аҳли тариқат аст. Ва ҳар ки бинад он чи пайғамбар (с) дидааст, аз аҳли ҳакиқат аст. Ҳар ки ҳар се дорад, ҳар се дорад, ҳар ки ду дорад, ду дорад ва ҳар ки яке дорад, яке дорад ва ҳар ки ҳеҷ надорад аз ин, ҳеҷ надорад. Эй дарвеш, ин тоифа, ки ҳар се доранд комиланд ва эшонанд пешвои халқ. Ва он тоифа ки аз ин се ҳеҷ надоранд, ноқисонанд ва эшонанд, ки аз хиссат (пастӣ) баҳоиманд, балки аз баҳоим (чаҳорпо) фурӯтаранд. Эй дарвеш, суратро эътибор нест, маъниро эътибор аст. Ф. Розӣ ин матлабро дар мавриди ном ва маъонии он чунин баён доштааст: «Зебоии ном на ба зот аст, чунки он иборат аз алфозу асвот (овозҳо) аст, балки зебоии ном ба хотири маънои он аст[244]. Агар сурат бо маънӣ бошад, ҳар дуро эътибор бошад, агар маънии одамиён дорад, одамӣ бошад, агар маънии ҳайвонот дошта бошад, ҳайвон бошад. Доно ҳамаро мебинад ва мешиносад ва бо ҳама месозад…»[245].

Фахруддини Розӣ нафси одамиро бо ҳайвонот дар вуҷуди се рӯҳ (қувва) муштарак дониста, бартарии дигари инсониро аз ҳайвонот дар вуҷуди қувваи нотиқаи инсонӣ арзёбӣ кардааст: «Бидон, ки то ба ин ҷо, ки гуфта шуд одамӣ бо дигар ҳайвонот шарик аст, яъне дар байни се рӯҳи наботӣ ва рӯҳи ҳайвонӣ ва рӯҳи нафсонӣ. Аз ҷиҳати он ки ҷумлаи одамиён ва ҷумлаи ҳайвонот ин се рӯҳ доранд ва одамӣ чизи дигаре дорад, ки ҳайвонот надоранд ва он нутқ аст. Ва одамиён, ки мумтоз мешаванд аз дигар ҳайвонот бо ин, нафси нотиқа аст».

244 Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 8. – С. 14-15.
245 Имом Ҷаъфри Содиқ, Имом Фахри Розӣ. Фолнома (дастхати форсӣ), Китобхонаи милли Тоҷикистон, № ИНВ 1722. – 138 с.

Фахруддини Розӣ сифати дигари мутамоизаи инсонро аз ҳайвонот, дар дороии ҷавҳари ақл баён карда, истифодаи саҳеҳу дурусти онро сабаби комёбии инсон дар ҳар ду олам гуфтааст, чунки инсон бо ақли маоши худ зиндагиашро дар рӯйи замин обод месозад. Аз ҷумла иморат кардани биноҳо, обёрии заминҳо, кишту зироат ва ғайраҳо мебошад. Ва ҳам бо ақли хеш тафаккуру тадаббур намуда, худ ва Худоро мешиносад, ҳақро аз ботил ва ростро аз дурӯғ ҷудо менамояд: «Ин ақл аст, ки иморати рӯйи замин мекунад, бар рӯйи замин обҳо равона кунад ва мазрааҳо (зироатҳо) созад ва боғ ва бустон пайдо кунад ва бар рӯйи дарё киштиҳо равона кунад, дарахти машриқ ба мағриб барад ва дарахти мағриб ба машриқ кашад ва монанди ин бисёр мекунад ва ин ақлро ақли маош мегӯянд. Ва он ақле, ки расули Худо (с) фармудааст, ки «Ал-ақлу нурун фил қалби яфруқу байнал ҳаққи вал ботили», он ақли дигарест...»[246].

Умри инсон мувофиқи сарнавишташ иборат аз рӯзҳо, моҳҳо ва солҳоеанд, ки ҳар соати он дар тарбия ва такмили маънавиёти одамӣ нақши муҳиме доранд. Ба андешаи Ф. Розӣ инсон бояд тамоми умри худро азизу гиромӣ дошта, ҳар як лаҳзаи онро оқилонаву пурсамар истифода намояд. Ба гуфтаи ӯ ҳаёти одамӣ дорои чанд марҳилаест, ки ҳар марҳила бо эътибори гузариши синну сол ва табиату мизоҷҳои гуногуни инсонӣ, вижагиҳои худро дорад. Бинобар ин инсон бояд ба ҳар давраи синну соли худ назар намуда, аз манофеъ ва зиёнҳои имкондоштаи ин айём, огоҳ бошад, то тавонад аз ҳар лаҳзаи ҳаёти худ баҳравару комёб гардад. Ф. Розӣ синну соли одамиро ба анвои зерин ҷудо карда, баъзе ҳолатҳо ва хусусиятҳои мавҷудаи ин давраҳоро чунин зикр намудааст: ...Синни нумӯ ва афзун шудан ва ин то соли бистум бувад ва синни вуқуф, яъне бар як ҳол будан ва ин то чил сол бувад ва синни куҳулат, яъне тамом расидан то соли шаст бувад ва синни шайхухат, яъне пирӣ ва ин то охири умр бувад. Бидон, ки синни намо (ё нумӯ) ҳосил мешавад аз умури баданӣ дар вай, мисли будани табиати зоида ва дар ҳарорат ва рутубати муътадила... Ва ин одамӣ ба ғоят мустаиди (омодагии) фараҳ ва сурур бувад. Ва ҳосил мешавад аз умури нафсонӣ, мисли будани нафс холӣ аз ақоиди росиха (устувор, побарҷой) ва таҷрибаи бисёр дар хайрот ва шурур (бадиҳо). Ва мутафарреъ (шоха) мешавад бар ин ҳолати баданӣ ва ҳолати нафсонии ахлоқ ва аҳвол.

---

[246] Маъхази қаблӣ.

Аввал он, ки шаҳват ва нерӯе, ки мақсур (басанда) бар умуре бувад, ки ба мутоваати (пазириши) бадан бошад, чун никоҳ ва либос ва бӯйҳои хӯш ва амсоли он бар эшон ғолиб бувад.

Дуввум он, ки малул бошад дар ҳама корҳо ва зуд аз ҳол ба ҳоле бигарданд, сабаб он, ки мизоҷи гарм ва тар қабули тасаввурот ба зудӣ намояд ва зуд тарк кунад ва дар он тасаввурот чун ба мақсуд расад, ба дигаре майл кунад.

Севвум он, ки дӯстии каромат ва бузургӣ бар эшон ғолиб бувад ва ба ҷамъи мол майле чандан нанамоянд, ба он ҷиҳат, ки заҳмат ва машаққати дарвешӣ бикашидаанд.

Чорум он, ки табоеи эшон ба ҳар чиз, ки бигӯянд, майл кунад ба муҷиби фараҳ ва хушдилӣ, ки дар эшон аст ва чунончи зикр кардем, таҷриба наёфта бошанд ва ғолиб бар табиати эшон хайрот бувад на шурури офот.

Панҷум он, ки ғолиб бошад бар эшон шарм ва ҳаё, сабаб он, ки дар фавоҳиш шурӯъ накарда бошанд, ки сабаби бешармӣ бувад ва бар фитрати аслӣ боқӣ монда бошанд ва низ ба сабаби андаке таҷриба ва улум нафси худро дар корҳо муқассир донанд.

Шашум он, ки ғолиб бувад бар эшон марҳамат бар ғайр ва дур бувад аз табиати эшон ғилзат (дуруштӣ) ва сахтдилӣ ва сабаб он аст, ки зикр кардем.

Аммо синни ҳадосат (тозагӣ) ва ҷавонӣ, шакке нест, ки синни камол аст ва хушкӣ ва гармӣ дар он табиат лобудда (ногузир, зарурӣ) бувад ва ин низ муҷиби анвои ахлоқ аст:

Аввал он, ки шодӣ дӯст доранд ва сурур ва фараҳ тамом ва комил намешавад магар ба муоширату ва мусоҳабат (дӯстӣ, ҳамдамӣ). Лоҷарам (ночор) дӯстон ва ёронро дӯст доранд на аз барои он, ки манофеи ақлия ҳосил аст, балки аз барои ҳусули лаззат ва аз барои ин аст, ки ҳазл ва бозича дӯст доранд.

Дуввум он, ки дар некӯии гумон бар нафс ифрот (зиёдаравӣ) кунанд ва дар нафси худ ҳама чизро ба камол донанд ва тасаввур кунанд.

Севвум он, ки ғазаб бар эшон ғолиб бувад. Ғазаб иборат аз дигаргуниест, ки дар мизоҷи инсон ҳангоми ғалаёни хуни қалб бо сабаби мушоҳида намудани ҳар чизи нохуш пайдо мегардад[247]. Ва ҳар вақт ки ғазаб ғолиб шавад, хавф камтар бувад, сабаб он, ки хавф ва

[247] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 1. – С. 602.

ғазаб бо якдигар ҷамъ шаванд ва ба ин сабаб бар зулм кардани зоҳир иқдом намоянд, агар чӣ зиён ва расвоӣ ба эшон расад. Аммо бо ин ҳама ғолиб бар табиати эшон марҳамат ва нармдилӣ бувад, ба ҷиҳати он, ки мазлум шиносанд. Филҷумла таваққуи (умеди) карам ва бахшиш аз эшон беш битвон кард ки аз пирон.

Аммо синни шайшухат, бидон, ки ин син синни ғалабаи бурудат ва хушкӣ бувад бар мизоҷ ва синни бисёрии тааллуқот ва тасаввурот ва бисёрии таҷриба ва вақоеъ бувад. Ва ин аҳволи бадания ва нафсония муҷиби ахлоқи бисёр аст ва он дар ҳақиқат зидди ахлоқест, ки дар синни нумӯ бувад:

Аввал он, ки аз барои ҳар кас тавозуъ накунад. Пас, сабаб хушкӣ, ки ғолиб аст бар мизоҷи эшон ва дигар он, ки бисёрии таҷрибаи эшон муҷиби таваққуф (собит будан) бувад дар корҳо ва ин маънӣ муҷиби қиллати тавозуъ ва инқиёд (итоат) бувад.

Дуввум он, ки бар ҳеҷ чиз ҳукми ҷазм накунанд, магар бар он, ки таҷриба бисёр ёфта бошад, пас, ҳама чиз бар ҳукми мотақаддам (пешин) бувад. Ва агар дар мустақбал аз коре ҳадис кунанд, дар он шак баранд ва ба лаала (шояд) ва асо (кошки) иборат кунанд. Ва ин мӯҷиби хулқи дигар бувад ва он ин аст, ки одати эшон набувад дар муҳаббат ва буғз муболаға намудан, балки дар дӯстӣ чун душманон бошанд ва дар душманӣ чун дӯстон.

Севвум он, ки дар ҷамъи мол рағбат намоянд бештар аз он, ки дар ҳосил кардани ҳамд ва санои ҳазрати офаридагор ва ин сабаб таҷрибаи эшон аст аҳволи дарвеширо.

Чорум он, ки ахлоқ ва хисоли эшон нописандида бувад, сабаб бисёрии таҷрибаи эшон ва ҳақир шумурдани ғайри худро, сабаб он, ки ҳар чизро боз мушоҳида кардаанд, борҳо мисли он мушоҳида кардаанд ва ин мӯҷиби қиллати таъзим ва инқиёд бувад.

Панҷум он, ки ҷубн (тарсандагӣ) муставлӣ (соҳиб, ғолиб) бувад бар эшон ва сабаб он аст, ки зикр кардем.

Шашум он, ки илми эшон ба оқибати корҳо тамом бувад ва ин сабаби бисёрии таҷриба бувад.

Ҳафтум он, ки эшон бар хилофи ҷавонон бошанд дар умури муҳаррика (бесубот), балки эшон ба сӯйи сукунат (оромиш) моилтар бошанд. Ва ин сабаб хушкии мизоҷи эшон аст ва ба ин сабаб дар корҳо тарснок бошанд. Ва аз барои тарс ва баддилӣ бувад, ки ҳирс бар ҷамъи мол бар эшон ғолиб бувад ва шаҳвати эшон бар манокеҳ (никоҳу издивоҷ) ва манозир кам бувад ва ин сабаби заволи ҳоҷати

эшон аст аз он, ки шаҳвати хӯрдан бар эшон ғолибтар бувад ва ин сабаби мизоҷи сард ва хушк бувад. Ва аз тавобеи он мизоҷ он аст, ки дӯстдори адл ва умарои олим бошанд ва ин сабаби заъф ва баддилӣ бувад, зеро ки майл ба адл аз барои дӯстии саломат бувад ё аз фазилати нафс бувад ва ё сабаби истилои хавф бар нафс…

Ҳаштум он, ки бешармӣ ғолиб бувад бар эшон ва ин сабаб он аст, ки қабоеҳ бисёр мушоҳида кардаанд аз нафси худ ё аз нафси ғайр борҳои бисёр ва бисёрии мушоҳида муҷиби қиллати вақъ (эътибор, иззат) бувад.

Нӯҳум он, ки умеди эшон ба хайрот камтар бувад ва ин сабаб он аст, ки аҳволи олам бисёр мушоҳида кардаанд ва ғолиб бар аҳли олам ҳирмон ва навмедӣ бувад ва ба ин сабаб хавф ва андӯҳи эшон бисёр бувад ва баҳҷат (шодӣ) ва сурур камтар бувад.

Даҳум он, ки ғазаб бар ӯ заиф бувад, аммо ҳиддат (сабукӣ, тезӣ), ба сабаби он, ки мизоҷи эшон мушобеҳи мизоҷи беморон аст. Ва ҳамчунон, ки бемор сареулғазаб (зудғазаб) бувад, ин ҷо низ чунин бувад. Ва аммо сабаби заъф аз барои ин он, ки истилои хавф ва баддилӣ бар эшон манъ намояд аз истикмоли ғазаб.

Ёздаҳум он ки зикр кардем, ки чун бар зулм сареҳ моил (набувад), пас, мегӯем, ки шайх рағбат накунад дар зулми сареҳ ва ин сабаби истилои бурудат бувад бар мизоҷи ӯ, ки мӯҷиби хавф ва баддилӣ бувад ва хавф ва баддилӣ монеанд аз изҳори ғазаб, магар он, ки зулм бар сабили хуфия (пӯшида) ва макр аз шуюх (пиронсолон) бештар бувад ки аз ҷавонон.

Дувоздаҳум он, ки раҳмат ва меҳрубонӣ мекунанд бар ғайри худ, лекин ба сабабе, ки мухолифи раҳмати ҷавонон бувад, зеро ки ҷавон раҳмат мекунад сабаб дӯстии ӯ мардумонро, аммо машоих раҳмат мекунанд бар мардум сабаб заъфи нафси худ ва аз тарси он, ки агар бар касе зулм кунад, он зулм сабаби иқдоми ғайр бувад бар қаҳри ӯ.

Аммо синни куҳулат он аст, ки дар муқаддимаи шайхухат бувад ва аз миқдори ҳис таназзул (поён) накунад ва ахлоқи эшон мутавассита (миёна) бувад миёни шуҷоат ва таҳаввур (бебокӣ, бепарвоӣ) ва ҷубн ва ҳамчунин миёни тасдиқ ва такзиби ҳар чизе. Ва ҳиммати эшон омезанда бувад нофеъро ба ҷамил (зебо, хубтар) ва ҷиддро ба ҳазл ва авф кардан бо шуҷоат ва ба ин сабаб (Худованд) фармуд: «Чун ба чилсолагӣ расид ва рост истод, ҳукм ва илм ба вай

додем»[248]. Ва ҳикоят кунанд, ки мулуки аҷам ихтиёр намекарданд бо душманони қавӣ, магар асҳоби ин синро ва ин сабаб он аст, ки қувват мутакомила аст дар ин син ва қуввати ҷисмония ғайри мутаноқиса (коҳишёфта, кам)[249]. Мақсад аз баёни давраҳои гуногуни синну соли одамӣ ва баъзе вижагиҳои он дар ин мавзеъ ба хотири он аст, ки ҳар як шахс бояд қадру қимати умри хешро бидонад, зеро маънавиёти инсон комил намегардад магар ба тадриҷ дар тӯли ҳаёти ӯ. Дар илми педагогикаи имрӯза низ ба эътибор гирифтани синну соли хонандагон ва донистани хусусиятҳои мароҳили рушди синнусолии онҳо аз масоили муҳими таълиму тарбия ба шумор рафта, дар комёб шудани натиҷаҳои назарраси таълиму тарбия нақши вижаеро дорост: «Дар педагогика ва равонсишонӣ рушди синнусолии инсонро аз рӯзи таваллуд то давраи гирифтани маълумоти миёнаи умумӣ ба марҳилаҳои зайл тақсим мекунанд: сини мактабӣ, сини хурди мактабӣ, сини миёнаи мактабӣ, сини калони мактабӣ. Донистани хусусиятҳои инкишофи физиологию анатомӣ ва равоншиносию педагогии ин марҳилаҳо барои мураббиён, муаллимон ва онҳое, ки ба тарбияти кӯдакон, наврасон ва ҷавонон сарукор доранд, ниҳоят зарур аст, зеро ҳар марҳилаи рушд сиру асрорҳои ошкору ниҳони қонунии худро дорост. Ин қонуниятҳои рушди кӯдакон, наврасон, навҷавононро надониста, дар тарбият ва омӯзиши онҳо ба натоиҷи дилхоҳ ноил шудан ғайриимкон аст… Педагогҳои бузурги гузашта нисбати таълиму тарбият ба синну сол ва донистани хусусиятҳои кӯдакон эътибори махсус додаанд: муаллим мисли косиб, сифат, хусусиятҳои одамеро, ки ташаккул медиҳад, бояд донад (Я. Каменский); қабл аз кӯдакро омӯзонидан, ӯро бояд аз ҳар ҷиҳат омӯхт (К. Д. Ушинский)»[250].

Фахруддини Розӣ дар мавриди аҳли ҳақиқат ва амалу нишонаҳои онҳо сухан карда, даҳ сифатро аз хасоиси амали онҳо ном бурдааст: Амали аҳли ҳақиқат ва аломати эшон ҳам даҳ чиз аст: Аввал он аст, ки ба Худо расида бошад ва Худоро бишнохта бувад ва баъд аз шинохтани Худо тамомати ҷавоҳири ашё, камо ҳия (ҳамон тавре, ки ҳаст) дониста бувад. Дуввум сулҳ аст бо ҳама кас. Аломати он ки солик ба Худо расидааст, (ин аст) ки бо халқи олам ба як бор сулҳ кунад ва аз

[248] Қуръони карим, Юсуф, 22.
[249] Фахруддини Розӣ. Рисолаи «Ал-фиросат». Тарҷумаи Лутфуло Азизи Ҳаравӣ // Маҷаллаи «Таърихи илм». – Теҳрон, 1384 ш. – №4. – С. 139-200.
[250] Хайрулло Раҳимов, Гавҳар Мухторова. Муқаддимаи ихтисоси омӯзгорӣ. – Душанбе: Ирфон, 2012. – С. 59.

эътироз ва аз инкор озод ояд ва ҳеҷ касро душман надонад, балки бо ҳама кас дӯст бувад. Эй дарвеш, ҳар яке аз маҳали модар зоянд ва ба он сабаб ба асомие (номҳо) мансуб шаванд. Якеро ҳанафӣ ва якеро шофеӣ ва якеро тарсо ва якеро ҷуҳуд ва якеро мусулмон ном ниҳодаанд, ҷумла худро азиз доранд ва толиби Худо бошанд. Севвум, шафқат кардан аст бар ҳама кас ва он ҳамчунон бошад, ки бо мардум чизе гӯяд ва чизе кунад, ки чун мардум бо он кор кунанд дар дунё ва охират суд дорад. Ва асли шафқат  насиҳат кардан аст ва адаб нигоҳ доштан аст. Аҳли илм насиҳат кунанд ва аҳли қудрат адаб кунанд, то мардум аз якдигар эмин бошанд. Чорум, тавозуъ аст, ки ҳама мардумро азиз доранд ва ба чашми иззат дар ҳама нигоҳ кунанд. Панҷум, ризо ва таслим аст ва озодӣ ва фароғат аст. Шашум, таваккул аст ва сабр ва таҳаммул аст. Ҳафтум, бе тамаъ будан аст, ки тамаъ умулхабоис (асоси ифсолиҳо, гуноҳ) аст. Ҳаштум, қаноат ва фароғат аст, ки соликро ба ҷое расонад. Нӯҳум, озор нарасонидан аст ва ба ҳама кас   роҳат расонидан аст. Даҳум, тамкин аст, эй дарвеш, кори тамкин истиқомат ва исбот дорад…

Фахруддини Розӣ одамиро дар ҳусули тамоми муродот (хостаҳо) оҷизу ноқис гуфтааст, ҳатто одамони хосро, чун анбиёву авлиё ва подшоҳону сарватмандонро. Аммо шахсони олиму хушахлоқро аз зумраи инсонҳои комил муаррифӣ кардааст. Пайдост, ки қудрати одамӣ то чанд бошад, чун ба ҳақиқат назар кунӣ, аҷзаш беш аз қудрат бошад ва номуродиҳояш беш аз мурод  бошад. Анбиё ва авлиё ва мулук ва салотин бисёр чизҳоро мехостанд, ки бошад ва намебуд. Пас, маълум шуд, ки одамиён аз ноқис ва комил ва доно ва нодон, подшоҳ ва раият, ҷумла оҷиз ва бечораанд ва ба номуродӣ зиндагӣ мекунанд. Бидон, ки инсони комил ба (он) макон ва бузургӣ, ки дорад, қудрат бар ҳусули муродот надорад. Аз рӯйи илм ва ахлоқ комил аст, аммо аз рӯйи қудрати мурод ноқис.

Ба андешаи Фахруддини Розӣ рӯҳи инсон ҷавҳари латифест, ки бо ҷисми касиф маият (ҳамроҳӣ) дорад, яъне муносибат миёни рӯҳ ва ҷисм муносибати маият аст, чунонки ӯ гуфтааст: «Бидон ки рӯҳи инсон бо ҷисм аст на дар ҷисм аст, бо якдигар маият (ҳамроҳӣ) доранд. Ҳеҷ зарра аз зарроти ҷисм нест, ки рӯҳ бо зот бо он нест (набошад) ва бар он муҳит нест (набошад) ва бо ин ки чунин аст, ҷисм дар макони худ аст ва рӯҳ дар макони худ аст. Ҷисм ба макони рӯҳ

наметавонад расид ва дар мақоми рӯҳ наметавонад буд, аз ҷиҳати он ки ҷисм касиф аст ва рӯҳ латиф…»[251].

Фахруддини Розӣ тақрир ё худ муқаддимаеро барои фаҳм ва дарки латофати рӯҳ ва касофати ҷисм, инчунин муносибати рӯҳ ва ҷисмро бо овардани мисол ва тавзеҳи баъзе ҳолоти чор унсур – хок, об, ҳаво ва оташ чунин баён доштааст: «Бидон, ки хок ғализ аст ва об ба нисбати он хок латиф аст ва ҳаво аз об латифтар аст ва оташ аз ҳаво латифтар аст. Ҳар кадом, ки латифтар аст макони вай дар ин олам болотар аст. Чун ин муқаддамот маълум кардӣ, бидон, ки ин чаҳор чиз нисбати латофат ва касофат ҳар яке дар ин олам маконе доранд ҷудогона ва дар якдигар ҳам маконе доранд ва бо якдигар маияте (ҳамроҳӣ) доранд. Масалан, агар таште пур аз хок кунанд, чунонки дар он ташт ҳеҷ хоки дигарро ҷой набошад ва дар миёни хок обро маконе ҳаст, ки дар он макон хок наметавон будан ва дар миёни он об ҳаворо маконе ҳаст, ки дар он макон  об наметавон будан ва дар миёни он ҳаво оташро маконе ҳаст, ки ҳаво наметавон будан ва оташ метавонад будан аз ҷиҳати он ки ҳар чизе ки латифтар аст нуфузи вай бештар аст ва шумул ва иҳотаи вай бештар аст… Ва агарчи ҳар чаҳор бо ҳаманд ва муҳити якдигаранд, маият доранд, аммо ҳар яке дар макони худанд, аз ҷиҳати он ки касиф ба макони латиф наметавонад расид ва дар макони  латиф наметавонад буд. Ва агар мехоҳӣ, ки ба яқин бидонӣ, ки ҳар чаҳор, ки бо ҳаманд ва ҳар як дар макони худанд, бидон, ки агар касе даст дар об кунад, об дастро тар кунад, аммо дастро насӯзад. Ва агар  даст дар оташ кунад, оташ дастро бисӯзад, аммо дастро тар накунад. Ва агар касе дастро дар оби ҷӯшон кунад, даст ҳам бисӯзад ва ҳам тар кунад. Маълум шуд, ки об ва оташ бо ҳаманд. Ва туро ба яқин маълум аст, ки об ва оташ дар як замон ва дар як макон натавонанд будан. Пас, об дар макони худ бошад ва оташ дар макони худ. Ва ин аз латофат ва касофат меояд. Латиф дар миёни касиф макон дорад ва латиф касифро харқ (рахна ва пора) намекунад ва ҷойи касиф танг намекунад. Эй дарвеш, агар шамъ дар хонаи торик оранд ва хона ба он нури шамъ равшан шавад, ҷойи ҳаво танг намешавад ва ҳоҷат ба он набошад, ки баъзе аз ҳавои он берун равад ва шуои шамъ роҳ ёбад ва тамоми хонаро равшан кунад, аз ҷиҳати он ки нур дар  макони худ аст ва ҳаво дар макони худ аст ва нур ҳаворо харқ намекунад ва ҷои ҳаво танг намекунад. Эй дарвеш, аммо ин тақрирҳо, ки карда шуд, аз

[251] Маъхази қаблӣ.

ҷиҳати тақарруби фаҳми ту гуфта, то ту бо ин суханҳо ошно шавӣ, ки ин навъ илм бағоят шариф аст[252].

Фахруддини Розӣ бо ироаи далелҳои ақливу нақлӣ собит месозад, ки инсон аз ҷавҳари рӯҳ ва ҷисм иборат буда, дорои қувваҳои ҳавоси хамса: ламс (соиш), биноӣ, шунавоӣ, чашоӣ, буёӣ ва қувваҳои дигар ба мисли тахайюлу тафаккур мебошад. Ва ин қувваҳо дар вуҷуди инсон ҷиҳати тадбир ва ислоҳи ӯ хизмат менамоянд. Ӯ доир ба ҳавоси инсон чунин гуфтааст: Ҳавосро кӯмакест дар ин, ки инсон фоида ва зарари хешро бидонад ва ба ҷалби манфиат ва (ба) мазаррати худ машғул гардад[253]. Ва бояд донист, ки ислоҳи ҷавҳари нафс барои инсон аз ҷумлаи муҳимотест, ки ӯро ба саодати дорайн ноил мегардонад, чунки вуҷуди ҷавҳари нафс дар ин олам ҷиҳати дарёфти илми нофеъ ва феъли солеҳест, ки дарёфту иктисоби он ба кӯмаку василаи олот, ки он бадани инсон ва аъзои он аст, ҳосил мегардад. Пас, собит мешавад, ки иштиғол ба ислоҳи муҳимоти бадан ин саъй ва иштиғол ба муҳимоти нафс аст.

Мақсад аз баёни анвоъи махлуқот, дараҷоти онҳо ва баъзе масоили марбут ба ҷисм ва рӯҳ дар он аст, ки инсон дар натиҷаи тарбияи рӯҳ ва ҷисм ба камолоти хеш мерасад. Яъне ҳам тарбияи зоҳир ва ҳам тарбияи ботин инсонро ба дараҷоти олӣ ва қуллаҳои баланди инсонӣ мерасонад.

Фахруддини Розӣ муътақид аст, ки барои инсони комил будан, аввалан бояд худро шинохт, зеро қарибтарини ашё барои инсон нафси ӯст ва донистани инсон аҳволи нафсашро зоҳиртар аст аз донистани аҳволи ғайраш. Бояд донист, ки инсон то худро нашиносад, дигарон, ҳатто Худоро намешиносад. Инсон бояд оғозу анҷоми кори хеш ва ҳадафи зиндагии худро дар ин олам бидонад. Ӯ дар шарҳи маънои ҳадиси маъруфе, ки дар он пайғамбар (с) фармудаанд: «Ҳар кӣ худро шинохт, парвардигори хешро шинохт», матлаби мофавқро (болоро) баён дошта, воқеияти онро душвор арзёбӣ кардааст: Эй дарвеш, то худро нашиносӣ имкон нест, ки Худоро бишносӣ. Чун худро бишносӣ Худоро бишнохтаӣ, роҳе бағоят мушкил ва душвор аст. Яъне ҳар кас, ки худро ба оҷизиву нотавонӣ шинохт, Худоро ба қудрату тавоноӣ мешиносад ва ҳар касе, ки нодонии худро дарёфт, фазл ва адли Худоро дармеёбад ва ҳар кӣ парешонии ҳоли худро

---

[252] Имом Ҷаъфри Содиқ, Имом Фахри Розӣ. Фолнома (дастхати форсӣ), Китобхонаи милли Тоҷикистон, № ИНВ 1722. – 138 с.

[253] Маъхази қаблӣ. – С. 80.

фаҳмид, парвардигори хешро бо камолу ҷалол мешиносад. Пас, (собит мешавад, ки) шинохтани камоли Худо вобаста ба фаҳмишу нуқсони хеш аст. Фахруддини Розӣ даъвои баъзе Худоталабонро беасос хонда, бо истидлол аз ду ояти Қуръонӣ[254], қурб ва буъди Худоро ба эътибори илму маърифат ва ҷаҳлу ғафлат маънидод кардааст: …Аммо чӣ фоида, ки мардум бағоят дуранд аз маърифати Худо ва қурби Худо бебаҳра ва бенасибанд. Ҳама рӯз фарёд мекунанд ва мегӯянд, ки Худо металабем ва намедонанд, ки Худо ҳозир аст ва ҳоҷат ба талаб кардан нест. Эй дарвеш, Худо аз баъзе дур ва аз баъзе наздик нест, Худои Таъоло бо ҳама ҳаст, ҷумла мавҷудот дар қурби ӯ баробаранд. Аълоиллийин (болотаринҳо) ва асфалассофилин (поинтаринҳо) дар қурби ӯ яксон аст. Қурб ва буъд нисбат ба илм ва ҷаҳли мо гуфтаанд. Ҳар кӣ олимтар аст, наздиктар аст…[255]. Ҳамчунин барои ашхоси мазкур доштани эътиқоди қавию эътимоди комилро муҳим дониста, чанд ҳикоятеро овардааст. Аз ҷумла ҳикоят: Мӯсо (а) бемор мешавад ва ба даргоҳи Худо ниёиш карда шифо металабад. Худованд ӯро ба як навъ гиёҳи саҳроӣ далолат менамояд. Мӯсо (а) баъд аз истеъмоли он гиёҳ шифо ёфта сиҳат мегардад. Аммо пас, аз чанд муддате боз ба он бемории мубтало мегардад ва он гиёҳро пайдо карда аз он истеъмол менамояд. Лекин ин дафъа гиёҳи мазкур сабаби шифои ӯ намегардад, баръакс боиси издиёди бемориаш мешавад. Мӯсо (а) мегӯяд: Худоё, дафъаи аввал аз ин гиёҳ истифода намудам, шифо ёфтам, аммо ин бор аз истеъмоли он шифо наёфтам, акси ҳол беморием шиддат ёфт. Мӯсо (а) баъд аз ибрози ин андеша чунин посух меёбад: бори аввал ибтидо маро ёд кардӣ ва ба далолати ман ба сӯйи он гиёҳ рафтӣ ва он сабаби шифои ту шуд. Аммо дафъаи дуввум бе ёди ман ба сӯйи он гиёҳ рафтӣ, аз ин хотир он гиёҳ на сабаби шифо, балки боиси зиёд шудани бемориат гашт. Ҳикоят: Яке аз орифон ба чаронидани рама машғул будааст. Иттифоқо ба порае аз ин рама гургон ворид мешаванд, аммо ба ҳеҷ яке аз молҳо зараре намерасонанд. Роҳгузаре ин манзараро дида, нидо карда мегӯяд: Аҷабо аз кай боз гургу гусфандон бо ҳам сулҳу оштӣ кардаанд? Ориф мегӯяд: Аз он вақте, ки чӯпони ин рама бо Худо сулҳ кардааст. Манзури Ф. Розӣ аз баёни ин ҳикоят он аст, ки бояд инсон дар боварӣ, ирода ва эътимоду қавли худ собиту устувор бошад, на ин ки танҳо ба

---

[254] Қуръони карим: «Ва мо наздиктарем ба ӯ (инсон) аз раги гардан», ояти 16-и сураи «Қоф». «Ва ӯ (Худо) ба шумост ҳар ҷо бошед», ояти 4-и сураи «Ҳадид».

[255] Имом Ҷаъфри Содиқ, Имом Фахри Розӣ. Фолнома (дастхати форсӣ), Китобхонаи милли Тоҷикистон, № ИНВ 1722. – 138 с.

забон гӯяду лекин боварии росих ва сидқи комил надошта бошад. Ҳамчунин ӯ дар шарҳи вожаи «ҷуд» гуфтааст: Ҷуд фоида расониданест, ки иваз надорад. Аммо нафароне ҳастанд, ки дар атову бахшиши худ ивази онро ирода менамоянд. Ин иваз метавонад, ки ҳам ҷисмонӣ бошад, монанди касе, ки диноре медиҳад ва дар ивази он матоъе ё ашёи дигареро тамаъ менамояд ва ё метавонад, ки маънавӣ бошад, монанди атои мол ба ивази хидмат ё ивази ёрию кӯмак ё ивази таърифу тавсифи нек ва ё ба ивази савоб ва ё ба ивази дур шудани ҳубби мол аз қалб ва ғайра. Аммо ҷуду карами Худо беиваз аст ва дар рӯйи олам барои ҳамаи махлуқоташ беиваз мерасад, агар аз тарафи Худо талабу амре ба коре рафтааст, иҷрои он боиси некбахтӣ ва расидан ба неъмати дигар аст[256].

Фахруддини Розӣ барои касоне, ки худро муъмин мехонанд, амали нек карданро ҳатмиву зарур ва онро ҷузъи имон шумуридааст. Чунки бе амали солеҳ ин даъво собит намегардад, зеро амали нек самараи имон аст. Ӯ ин ҳолатро ба дарахти мевадоре ташбеҳ намудааст, ки дорои шохаву рагҳост ва аз обу хоки замини дар он рӯйида нашъунамо ва баҳра мегирад. Агарчи ин обу хок ҷузъи дарахт намебошанд, аммо дар самар овардани дарахт нақши муҳиму арзандае доранд. Ба андешаи Ф. Розӣ аъмоли шахси муъмин се навъ аст: «Яке амали қалб аст, ки иборат аз фикр ва боварию эътиқод аст. Дуввумӣ амали забон аст, ки иборат аз зикр, гувоҳӣ ва сухани нек аст. Севвуми амали боқии аъзои инсон аст, ки тоату ибодат ва ба ҷо овардани ҷумлаи аъмоли некро дар бар мегирад»[257]. Ба ақидаи ӯ ҳар саодати руҳониеро, ки инсон пас аз марг дармеёбад, ин ҳосили амалҳои неки кардаи ӯ дар ҳоли ҳаёт аст. Яъне кори неку номи нек дар ҳама ҳол ба нафъи инсон буда, боиси сарбаландию сарафрозии инсон мегардад. Ӯ дар шарҳи маънои бир (накӯи) чунин гуфтааст: «Бир лафзест, ки тамоми аъмоли хайрро дар бар мегирад. Гуфтаанд: Биррул волидайн, яъне фармонбардорӣ аз падару модар ё гуфтаанд: Амали мабрур, яъне амали мақбулу писандида ва ҳар мафҳумеро, ки лафзи тақво шомили он аст, метавон онро бир (накӯи) номид»[258].

Чунонки дар ибтидо зикр гашт, ҳадафи асосӣ ва ягонаи ҷумлаи адёну мазоҳиб, сарфи назар аз фирқаву ҷараёнҳои мухталифашон, тарбияи инсони комил будааст. Пажӯҳишу таҳқиқи амиқи илмӣ ва

---

[256] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 1. – С. 151.
[257] Маъхази пешин. – Ҷ. 9. – С. 30.
[258] Ҳамон ҷо. – Ҷ. 1. – С. 487, 489.

анҷомёфта нишон медиҳад, ки педагогикаи ислом аз замонҳои қадим то ба имрӯз бо таваҷҷӯҳ ба шохаҳои аслӣ ва ҷараёнҳои мазҳабию фирқавии он якнавохту қолабӣ ва барномаи воҳиде набуда, аз ҷиҳати назарию усулӣ ва услубӣ дар тафовут ва ҳамбастагӣ будаанд ва ҳадафи ягонаи онҳо тарбияти инсони комил мебошад[259]. Аз нигоҳи Фахруддини Розӣ инсони комил он аст, ки дар шариъат ва дар тариқат ва дар ҳақиқат комил бошад. Ва агар ин иборат фаҳм накунӣ, ба иборати дигар бигӯям: Бидон, ки инсони комил он аст, ки ӯро чор чиз ба камол бошад: ақволи нек ва афъоли нек ва ахлоқи нек ва аҳволи нек. Ғайр аз ин авсофи мазкура, Фахруддини Розӣ боз чор васфи дигарро барои камолоти инсонӣ зикр кардааст. Ва ба эътибори вуҷуди ин ҳашт васф ё вуҷуди баъзеи онҳо, маънии инсони комили озодро чунин тавзеҳ додаст: Эй дарвеш, гуфта шуд, ки инсони комили озод он аст, ки ӯро ҳашт чиз ба камол бошад: Ақволи нек, афъоли нек, ахлоқи нек, аҳволи нек, маориф, узлат, қаноат ва фаросат. Ҳар кӣ ин ҳашт чиз ба камол расонад комил ва озод аст ва болиғ ва ҳур (озод) аст. Ҳар кӣ ин чаҳори аввал дорад ва чаҳори охир надорад, болиғ аст ва ҳур (озод) нест. Ва ҳар кӣ чаҳори охир дорад, ҳур аст, аммо болиғ нест. Ва ҳар кӣ ҳар ҳашт дорад комил ва озод ва болиғ аст. Чун озоди комил донистӣ, акнун бидон, ки комили озод ду тоифаанд. Чун тарки молу ҷоҳ карданд ва тарки шайхӣ ва пешвоӣ ҳам карданд, озод ва фориғ шудаанд. Ду шоха пайдо омад. Баъзе баъд аз тарк узлат ва қаноат ва хумул (гумномӣ) ихтиёр карданд ва баъд аз тарк, ризо ва тасмим ва назора ихтиёр карданд… Ва чун инсони комилро донистӣ, акнун бидон, ки инсони комилро бо изофот ва эътиборот ба асомии мухталиф зикр кардаанд: шайх ва пешво ва ҳодӣ ва маҳдӣ ва доно ва болиғ ва нофеъ ва комил ва мукаммил гуфтаанд, ҳукамо ҷоми ҷаҳоннамо ва оинаи гетинамо ва тарёки бузург ва иксири аъзам гуфтаанд ва масеҳ гуфтаанд, ки мурдаро зинда мекунад ва Хизр гуфтаанд, ки оби ҳаёт хӯрдааст ва Сулаймон гуфтаанд, ки забони мурғон медонад. Эй дарвеш, тамоми мавҷудот ҳамчун як шахс аст ва инсони комил дили он шахс аст. Ва баъзе гуфтаанд, ки тамоми мавҷудот ҳамчун дарахт аст ва одамиён ҳамчун меваи он дарахтанд ва инсони комил муҳит аст бар тамоми ин дарахт. Чунонки маълум гашт Фахруддини Розӣ барои инсони комил будан, пеш аз ҳама, сухани нек ё худ гуфтори нек, анҷоми кори нек, хулқи нек ва аҳволи некӯро шарт

[259] Сафар Сулаймонӣ. Педагогикаи ислом. – Душанбе, 2008. – С. 9.

ва ҳатмӣ медонад. Ва ҳар ки дорои ин авсофи ҳамида мешавад, аз ҷумлаи инсонҳои комил маҳсуб гашта, ба яке аз номҳои мазкуре, ки шоистаи инсони комил будан аст, мансуб меёбад ва мухотаб қарор мегирад. Ф. Розӣ сухани имом Шофеиро дар авсофи ҳамидаи Алӣ ибни Абитолиб зикр намуда, гуфтааст: «Ӯ (Алӣ) дорои чор хислати ҳамида будааст: аввал он, ки зоҳид, дуввум он, ки олим, суввум он, ки шуҷоъ ва чорум он, ки марди шарифе будааст...»[260].

Фахруддини Розӣ дар ҷойи дигар одамро ба дарахте ташбеҳ кардааст, ки камоли он дар мевааш мебошад. Ҳадафи аслӣ аз парвариши дарахт низ меваи он аст, ки дар дохили он тухм ҷой гирифтааст ва метавонад сабаби тавлиди дарахтони дигар бигардад. Ҳоли инсон ҳам чунин аст, чун ба камолоти хеш мерасад, аллакай ӯ ба мақоме мерасад, ки дар тарбия ва камолоти дигарон саҳмгузор маҳсуб меёбад. Бидон, ки камолро маротиб ва дараҷот аст ва олитарин дараҷаи он комил гаштани худ ва комил сохтани дигарон аст[261]. Ӯ ин маъноро дар «Мафотеҳ-ул-ғайб» баъд аз баён намудани ҳикмат ёфтану комил гаштани Луқмон ва шукргузорӣ намудану ба дигарон панду андарз додани ӯ, зикр карда чунин гуфтааст: «Баландии мартабаи инсон он аст, ки комилан линафсиҳи ва мукаммилан лиғайриҳи бошад[262]. Бидон, ки одам дарахти меваи мавҷудот аст ва ба яқин медонам, ки туро маълум аст, ки зубда ва хулосаи дарахт меваи он аст ва пайдо кардани дарахт аз барои мева бошад ва парвардани дарахт аз барои мева бошад ва дарахт чун ба мева расид, ба камолоти худ расид ва чун мева бар дарахт пайдо ояд, оқил донад, ки дар тухми дарахт ин ҳама маротиби дарахт билқувва мавҷуд (бошад)».

Инсони комил касест, ки офаридагори хешро шинохтаву тафаккур ба ашё ва ҳикматҳои ашё кардааст. Сипас ҳеҷ кореро бартар аз он надидааст, ки ба мардум роҳатрасон бошад ва ба такмилу ислоҳи дигарон машғул бошад. Эй дарвеш, бар инсони комил ҳеҷ пӯшида намондааст ва ба Худо расидааст ва Худоро шинохта ва баъди шинохти Худо тамомати ҷавоҳири ашё ва тамомати ҳикматҳои ашё, камо ҳия (ҳамон тавр, ки ҳаст) донистa ва дида. Ва ин комил чун Худоро бишнохт ва ҳикматҳои ҷавоҳири ашёро тамомат донист ва камо ҳия дид, баъд аз он ҳеҷ коре баробари он надида ва ҳеҷ тоате

[260] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Маноқиб-ул-имом-иш-Шофеъи. – Қоҳира, 1406 ҳ. қ (1986 м.). – С. 192.
[261] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 8. – С. 30.
[262] Маъхази қаблӣ. – Ҷ. 9. – С. 13.

беҳтар аз он надид, ки роҳат ба халқ расонад ва ҳеҷ роҳате аз он надид, ки ба такмили дигарон машғул шавад ва бо мардум чизе гӯяд ва кунад, ки мардум чун онро бишнаванд ва бо он кор кунанд, дар дунё ва охират суд (фоида) кунанд ва растагор шаванд…[263].

Фахруддини Розӣ барои расидан ба камолоти инсонӣ одамонро ба доштани авсофи ҳамида, анҷоми гуфтору рафтори нек ва иҷтиноб (дурӣ) аз авсофи замима, аҳволу афъоли зишту нописанд водор сохтааст, ки бархеи онҳоро зимнан баён месозем.

**Суҳбати некону олимон.** Фахруддини Розӣ яке аз роҳҳои расидан ба камолоти инсониро дар суҳбати некону доноён ва ҳузур дар маҷлису машваратҳои илмии онҳо медонад. Ӯ ёдовар шудааст, ки суҳбати некону солеҳон таъсири бузурге дар такмили одоб ва тарбияи комили инсон дорад. Агар кӯшишу ғайрати инсон барои расидан ба камолоти хеш дар асоси суҳбату маслиҳати некону олимон вуқӯъ ёбад, пас, натоиҷи он хубтару авлотар ва пурсамару пурманофеъ хоҳад буд: Бидон, ки суҳбат асарҳои зиёд азим дорад ва хосиятҳои бисёр дорад (ҳам дар) некӣ ва ҳам дар бадӣ. Ҳар солик, ки ба мақсуд расид ва мақсуд ҳосил кард, аз он буд, ки ба суҳбати доно расид ва ҳар солике, ки ба мақсуд нарасид ва мақсуд ҳосил накард, аз он буд, ки ба суҳбати доно нарасид… Эй дарвеш, агар солик як руз, як соат ба суҳбати доно расид ва мустаид (омода) бошад ва шоистаи суҳбати доно буд, беҳтар аз он бошад, ки сад сол, як ҳазор сол ба риёзат ва муҷоҳадат (кӯшиш) машғул будӣ бе суҳбати доно. Эй дарвеш, на он ки беадабӣ кунӣ, ки беадабӣ дар ҳама замон ва дар ҳама макон ҳаром аст. Ва ҳар мавзеъ одоби хос дорад ва дар он мавзеъ он одобро нигоҳ бояд доштан ва агар (одобро нигоҳ) надорӣ, беадаб бошӣ…

Ф. Розӣ дар такмили маънавиёти инсонӣ дониш андӯхтан ва кори нек карданро ҳатмӣ хонда, ин ду амалро зери мафҳуми ҳикмат қарор додааст. Яъне ҳар кӣ дорои илм ва анҷомдиҳандаи феъли хайр аст, ӯ дорои ҳикмат аст. Бидон, ки ҳикмат дорои ду маъно аст, яке илм дигар феъли савоб. Ва ҳам камолоти инсон дар ду чиз падид меояд. Якум, шинохтани ҳақ, дуввум, донистани хайр, то ба он амал карда шавад. Пас, марҷаи аввал ба сӯйи илм, ки идроки мутобиқ ва сонӣ ба сӯйи феъл, ки адл ва савоб аст[264].

---

263 Имом Ҷаъфри Содиқ ва Имом Фахри Розӣ. Фолнома (дастхати форсӣ), Китобхонаи миллӣ Тоҷикистон, № ИНВ 1722. – 138 с.

264 Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 3. – С. 58.

Ф. Розӣ дар ҷойе камоли нафси инсониро бо дарёфти маориф ва анвоъи улум ба ду тариқ маънидод кардааст. Яке бо роҳи фикр, назар ва истидлол ва дигаре бо дарёфт ва истифода аз маҳсулоти гузаштагон. Яъне ба ғайр аз осори онҳо, боз аз ҳолу аҳвол ва ҳодисоту воқеоти ақвоми гузашта ибрат гирифта, нафси худ ва дигаронро комил сохтан мебояд.

**Риояи пайванди хешу таборӣ**. Силаи раҳим ё худ пайвандаи хешу таборӣ, риояи ҳуқуқ, муомила ва муносибат бо хешу табор ва ёру дӯстон василаи дигарест дар камолоти маънавиёти инсонӣ. Фахруддини Розӣ муътақид будааст, ки агарчи инсонҳо дар насаб ниҳоятан ба ду нафар, яъне Одам ва Ҳаво мерасанд, аммо қаробати хешу таборӣ ба эътибори қурби замон ва дидору ҳамзистии инсонҳо маъно ва дарки дигаре дорад. Ҳатто пайғамбар (с) дар мавриди духтари худ Фотима фармудааст: «Фотима порае аз ман аст, ҳар он чи ӯро озор диҳад, маро низ озор хоҳад дод»[265]. Аз ин рӯ баъзе одамон дарду ғам ва шодию хушии наздиконашонро ҳамчун дард ва шодии худ эҳсос менамоянд. Аз ин хотир аст, ки баъзан сухани нек гуфтан дар ҳаққи нафароне боиси хурсандии ақориб ва ё баръакс сухани бад боиси малолату ранҷиши наздикони онҳо мегардад. Ф. Розӣ дастур медиҳад, ки иртибот ва пайванди хешу таборӣ дар ҳама ҳол бояд риоя гардад, зеро ин амал боиси сарҷамъӣ, огоҳӣ аз ҳоли ҳамдигар, хурсандию хушҳолӣ ва дарёфти аҷру савоб мегардад. Дар робита ба ин қавл ӯ чанде аз аҳодиси набавиро зикр кардааст. Аз ҷумла пайғамбар (с) фармудаанд: «Ҳеҷ чизе дар итоати Худо зудрасандатар ба дарёфти савоб аз риояи силаи раҳим нест ва ҳеҷ чизе дар нофармонии Худо оҷилтар ба уқубат аз саркашӣ ва қасами бофтаю дуруғ нест». Дар ҳадиси дигаре низ фармудаанд: «Бешак Худованд ба сабаби садақа ва иртиботи хешу таборӣ умрҳоро афзоиш дода, хатару нохушиҳоро ҳам дар ҳоли ҳаёт ва ҳам дар ҳоли марг бартараф месозад»[266]. Пайғамбар (с) барои тақвият ва густариши пайванди хешу таборӣ, ҳатто адои садақаро ба наздикону пайвандон, хусусан он хешу табороне, ки ба хотири чизе аз ашё кинаву адоватро дар дили худ ҷой додаанд, дастур дода гуфтааст: Беҳтарини садақа ба соҳибраҳими кинавар аст. Яъне додани садақа ба он хешу таборе, ки ба ту адовату бадбинӣ дорад, танҳо ба хотири бартараф гаштани кинаву адоват, бадбинию бадхоҳӣ ва барқарор шудани муомилаву муносибати нек

[265] Маъхази пешин. – Ҷ. 3. – С. 477.
[266] Ҳамон ҷо. – Ҷ. 3. – С. 481.

аз ҷумлаи беҳтарини садақот маҳсуб меёбад. Фахруддини Розӣ гуфтааст, ки бинобар ин асос асҳоби Абӯҳанифа ду масъаларо бино намудаанд. Яке он аст, ки агар шахсе соҳибраҳими маҳрамашро молик шавад, монанди бародар, хоҳар, амма, тағо, пас он соҳибраҳими маҳрам озод хоҳад гашт, зеро агар он соҳибраҳими маҳрам дар мулки молик боқӣ монад, лозим мегардад, ки кору хизмати ӯро ба ҷо орад ва ин амал метавонад боиси бадбинӣ, норозигӣ, кинаву адоват ва қатъу гусастани пайванди хешу таборӣ гардад. Масъалаи дуввум он аст, ки агар шахсе ба яке аз соҳимраҳими маҳрамаш чизеро ба унвони ҳибба (бахшишу ҳадя) ато намояд, дигар барояш ҷоиз намешавад, ки дубора ҳиббаи худро гардонида гирад, чунки ин амал низ боиси кандашавии пайвандию хешу таборӣ мегардад.

Ф. Розӣ дар робита ба ин мавзӯъ нақл кардааст, ки чун имом Шофеӣ ба шаҳри Миср меояд, бисёре аз акобири шаҳр ӯро ба манзили худ мехонанд, аммо ӯ мегӯяд: «Ирода дорам, ки назди хешу табори худ бошам». Гуфтаанд, ки ӯ ин амалро дар пайравии расули Худо (с)  ба ҷо овара буд, зеро расули Худо (с) вақте ки ба Мадина ташриф оварданд, дар назди бани Наҷҷор (ки аз таборони модараш буд) қарор гирифтанд.

**Саховат.** Саховат сифатест, ки инсон метавонад ба воситаи он низ камолоти хешро ба даст биёрад. Фахруддини  Розӣ дар шарҳи ояти 92-и сураи Оли Имрон: «Ҳаргиз ба некӣ намерасед, магар аз он чӣ, ки дӯст медоред, нафақа кунед» фармудааст: Аз ҷумлаи афзали тоат ин аст, ки инсон аз чизи дӯстдоштааш садақа кунад. Аз ин хотир баъд аз шунидани  ояти мазкур чанде аз ёрони пайғамбар (с) ашёи дӯстдоштаи худро ба муҳтоҷон садақа намуданд, монандаи Абӯталҳа, ки ӯ бустони дар Мадина доштаашро, ки он басо барояш азизу маҳбуб буд, ба ниёзмандон тақсим кард. Ё ба мисли ибни Умар, ки канизеро харидорӣ карда буд ва он каниз барояш хело маҳбубу боарзиш буд, пас, аз шунидани  ояти мазкур ӯро озод сохт. Ба андешаи Ф. Розӣ атову бахшиш дар ҳоли солимию тандурустӣ аҷру подоши бештаре дорад, чунки дар ин ҳол майлу хоҳиши инсон ба мол бештар мушоҳида мегардад. Ва ҳар чизе, ки майлу хоҳиши инсон ба он зиёдтар бошад, он чиз барояш бисёр азизу маҳбуб мегардад. Пайғамбари Худо (с) дар ҳадисе фармудаанд: «Беҳтарини садақа он чизест, ки дар ҳоли сиҳатии хеш ва ҳирси ба он доштаат, ба амал

биёрӣ»[267]. Аз ин рӯ садақа ва атову бахшиш аз молу ашё дар ҳоли солимӣ ва майлу иштиёқ ба молу ашё доштан, аҷру манфиати зиёде дорад. Дар ҳадисе омадааст: Масали касе, ки дар ҳоли марг садақа мекунад, монанди касест, ки баъд аз сер шуданаш ато мекунад. Албатта, ҳар кӣ бо вуҷуди эҳтиёҷ ба дороии худ, ҳоҷати дигареро мебарорад, ӯ муҳтараму мукаррам мегардад[268]. Ф. Розӣ муътақид аст, ки инсони саховатҷӯю карампеша барои дарёфти савоб ва хурсандии дигарон, ба хусус камбағалону эҳтиёҷмандон ва ятимону бепарасторон молу ашёи худро дареғ намедорад, ҳатто охирин дороияшро мебахшад, зеро атову бахшиш дар пайи худ манофеи зиёди дунявӣ ва ухравӣ дорад. Ӯ роҷеъ ба ин мавзӯъ дар «Маноқиб-ул-имом-иш-Шофеъи» чанд ҳикоётеро дар васф ва баёни саховати имом Шофеӣ зикр кардааст: Чун имом Шофеӣ бо халифа Ҳоруннарашид мулоқот мекунад, халифа баъд аз суҳбат ва пурсишҳои худ аз имом Шофеӣ хеле мутаасир мегардад ва мефармояд, ки ба Шофеӣ ҳазор динор инъом намоянд. Имом Шофеӣ бе рад ва дудилагӣ он динорҳоро мепазирад. Ҳоруннарашид аз ин амали Шофеӣ тааҷҷуб намуда, ғуломеро дар пайи ӯ мефиристад, то бубинад, ки ӯ ин динорҳоро ба чӣ кор сарф менамояд. Ғулом дар пайи имом Шофеӣ равона мегардад ва мебинад, ки имом динорҳоро мушт мушт ҷудо намуда ба фақирону муҳтоҷон медиҳад ва қабзаи охирини онро ба ғуломи Ҳоруннарашид мебахшад. Муҳаммад ибни Абдулҳакам чунин ҳикоят кардааст: Рӯзе имом Шофеӣ ба манзили мо ташриф овард ва ба ман гуфт: Бар маркаби ман савор шав. Ман савор шудам. Боз гуфт, ки ба пешу қафо онро бирон. Ман ҳамчунон кардам. Сипас имом Шофеӣ гуфтанд: Ин маркаб шоистаи шумост ва онро бароят бахшидам, зеро ӯ мегӯфт: Карам сифатест, ки айбҳои дунё ва охиратро мепӯшонад. Рабеъ аз имом Шофеӣ ҳикоят кардааст, ки дар айёми ид марде соҳибҳоҷат ба назди ӯ меояд ва аз ҳоҷати худ шикоят мекунад. Имом Шофеӣ бист динори доштаашро ба он мард мебахшад ва худ дар ҳоли нодорӣ қарор мегирад. Бегоҳии ҳамон рӯз марди дигаре ба назди имом Шофеӣ меояд ва худро намояндаи Ҷаъфар ибни Яҳёи Бармакӣ муаррифӣ намуда, мегӯяд: Эй Шофеӣ, ҳолу аҳволи худро ба ман бозгӯ, чунки маро дишаб дар хоб ҳотифе садо карда гуфт: Шофеӣ, Шофеӣ. Имомӣ Шофеӣ ҳоли худро ба ӯ баён

[267] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 3. – С. 288.
[268] Маъхази қаблӣ. – Ҷ. 2. – С. 215.

медорад. Он мард дар аввал ба имом Шофеӣ понсад динор ва сипас дар бахшиши худ илова менамояд, то ин ки ҷамъи он ба ду ҳазор динор мерасад[269].

Ф. Розӣ дар «Тафсири кабир» баён доштааст, ки ҳама гуна амали нек, аз ҷумла хайроту садақот дар пайи худ ачру подоше дорад, агарчи он хеле кам ва ночиз ба назар мерасида бошад. Ӯ дар асоси оятҳои 261-264-и сураи «Бақара»[270] гуфтааст, ки инсон метавонад дар ивази як амали хайраш соҳиби савоб ва аҷри зиёд бигардад, ба монанди шахсе, ки донаеро зери хок кардааст ва он дона рӯйидаасту ҳафт хӯша ба бор овардааст ва дар ҳар хӯша сад дона гандум ҷой гирифтааст. Аммо барои дарёфти аҷру савоб холис будани амал аз миннату озор шарт ва ҳатмӣ мебошад, зеро фақир ба хотири нодорию эҳтиёҷаш басо дилшикаставу маҳзун аст ва чун касе барояш хайру садақае намояд ё ба ӯ дасти ёрӣ дароз кунад, сипас бар ӯ миннат ниҳад ё ба тариқе ӯро озор диҳад, албатта, он фақир дилшикастатару маҳзунтар мегардад, пас, ин амал дар ҳукми «Зарари баъд аз манфиат ва бадии баъд аз некӣ» маҳсуб меёбад. Инчунин изҳори миннату озор шаъни миннатгузору озордиҳандаро паст намуда, рағбати ҳоҷатмандонро аз онҳо дур месозад. Ҳамчунин дар оятҳои мазкур барои миннату озор баъд аз некӣ ду масал баён шудааст. Яке масали миннату озор баъд аз хайроту садақот ба санги бузурге, ки бар рӯйи он чангу ғубор воқеъ гаштааст ва сипас борони сахте болои он борида, дар натиҷа ҳеҷ асаре аз он чангу ғубор боқӣ намондааст. Ҳамин гуна аст ҳоли миннату озор баъд аз хайроту садақот, ки ҳеҷ аҷру савоберо боқӣ намегузорад. Масали дигар ин миннату озор баъд аз накӯӣ ба риёкорӣ дар инфоқи мол аст, яъне ҳамон гунае, ки риёву самъат (бинондану шунавонидан) амалро ботил ва беаҷру савоб мегардонад, миннату озор хайру садақаро низ чунин мегардонад.

Ф. Розӣ дар мавриди озори баъд аз хайру садақа чунин гуфтааст: Озор дар ин маврид шикоят кардан аст ба шахси фақир ва эҳтиёҷманд аз он чи додааст, ба мисли ин ки фақирро мегӯяд: Меоӣ ва маро нороҳат месозӣ ё ба ӯ мегӯяд, ки миёни ману ту фарқ ва дурӣ аст. Хулоса бо фақиру муҳтоҷ муносибати нохубу дағалона менамояд. Ф. Розӣ ин мавзӯъро дар тафсири ояти 10-и сураи Зуҳо: «Ва аммо соилро

---

[269] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Маноқиб-ул-имом-иш-Шофеъи. – Қоҳира, 1406 ҳ. қ. (1986 м.). – С. 80, 355, 356.

[270] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 3. – С. 39, 47.

ба дуруштӣ марон» пайгирӣ карда, риояи ҳаққи фақиру соил (гадо) ва ба эшон муносибати некро баён намуда гуфтааст: Худованд паёмбарашро дар шаъни фуқаро дар се ҷои Қуръон сарзаниш намудааст. Яке дар оғози сураи «Абаса», дувумӣ дар ояти 28-и сураи «Каҳф» ва севумӣ дар ин ҷо. Қисса чунин аст, ки рӯзе паёмбар (с) нишаста буданд ва Усмон шохаи мевадореро пеши ӯ мегузорад, то аз он тановул намояд. Ҳангоме ки паёмбар (с) иродаи хӯрдан мекунад, соиле (гадое) дар назди дари ӯ ҳозир мешавад ва мегӯяд: Ҳар ки ба мо раҳм кунад, Худо ба ӯ раҳм менамояд. Паёмбар (с) Усмонро амр менамояд, ки он меваро ба соил бидиҳад. Усмон чунин мекунад бо вуҷуде, ки ин амал барояш писанд набуд, зеро ӯ мехост, ки паёмбар (с) аз меваи овардаи ӯ тановул намояд. Аз ин хотир Усмон берун меравад ва он меваро аз соил харида назди паёмбар (с) меорад ва чун паёмбар (с) қасди тановул менамояд, он соил дубора ба назди дар омада, он меваро пурсон мешавад. Паёмбар дарҳол он меваи мазкурро ба соил медиҳад. Ин амал се бор такрор меёбад ва ниҳоят паёмбар (с) хитоб ба соил намуда мегӯяд: Оё ту соил ҳастӣ ё боеъ (фурӯшанда). Сипас ин оят нозил мегардад: «Ва аммо пурсандаро ба дуруштӣ марон»[271]. Чунонки аз гуфтаҳои Ф. Розӣ маълум гашт, дастгирӣ ва таваҷҷӯҳ ба фақирону эҳтиёҷмандон аз умури муҳиме маҳсуб меёбанд, ки паёмбар (с) ба хотири риояи он се маротиба мавриди накӯҳишу сарзаниши Худованд қарор гирифтааст. Албатта, воқеъ шудани ин амр дар ҳар се ҳолат дорои сабаб ва ҳикматҳоест, ки ҳар яки он дар мавзеи худ баён гаштааст.

Масъалаи дигаре, ки Ф. Розӣ аз он сухан кардааст, ин тамасхур ва истеҳзо мебошад. Ӯ дар бораи авсофи мазкур чунин гуфтааст: Машғул шудан ба тамасхуру истеҳзо нишонаи ҷаҳлу гумроҳист, чунки инсони оқил ҳаргиз ба худ ин амалро раво намебинад. Ва бидон, ки истеҳзоро ҷаҳл гуфтаанд, ҳамчунон, ки нодонӣ зидди илм аст, зидди ҳилм низ мебошад. Пас, истеҳзокунандагон нодононанд, ки ба истеҳзо ва масхара кардани одамон машғул мешаванд ва мепиндоранд, ки дигаронро пасту ҳақир месозанд, вале бехабар аз онанд, ки оқибати зишти он ба худашон баргарданда аст.

**Ҳусни гуфтор ва тарзи дурусти баён.** Фахруддини Розӣ дар мавриди забон, нутқ ва сухан кардани одамӣ чунин ибрози назар

---

[271] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 11. – С. 201. .

кардааст: Нутқ барои инсон фазилатест бузург. Инсон ҷавҳарест мураккаб аз рӯҳ ва қолаб (колбади ҷисм). Рӯҳи ӯ аз олами боло истифода мебарад, сипас истифодабурдаи худро ба олами аҷсом равона месозад. Дар ин маврид воситаи истифодаи байни ин ду тафаккури зеҳниест, ки воситаи ифода сохтани он нутқи забонӣ мебошад, зеро ҳамон гунае, ки воситаи аввал, яъне тафаккури зеҳнӣ аз ҷумлаи аъзами ибодот маҳсуб меёбад, ба хотири «Соате тафаккур беҳтар аст аз ибодати як сола», пас, воситаи дуввумӣ, яъне забони нотиқ низ аз ашрафи аъзо ҳисобида мешавад. Илм аз ҷумлаи афзали махлуқот, саховату бахшиш низ афзали тоот аст. Дар миёни аъзои инсон даст дорои фазилат аст, зеро ба ин узв атову бахшиш сурат мегирад, чунонки фармудаанд: «Дасти боло (диҳанда) аз дасти поён (гиранда) беҳтар аст». Илм, ки аз ҳамагуна молу ашёи моддӣ афзал аст, олати атову бахшиши он ва ҷумлаи маориф забони нотиқ аст, аз ин хотир забони нотиқро ашрафи аъзо гуфтаанд. Ҳамчунин гуфтаанд: Иззати шахс бо ду аъзои хурд аст, яке қалб ва дигаре забон. Воқеан чунин аст, зеро инсон дар ҳаёти худ басо ҳолатҳои мутафовитро аз сар мегузаронад, ки аксари онҳо ба дилу забони ӯ вобастагии зиёд доранд. Ҳатто метавонад, ки як гумони ноҷо ва ё як сухани бемаврид сабаби гирифторӣ, ғаму андӯҳ, азобу кулфат ва дигар мушкилот бошад ва ё баръакс метавонад, ки як гумони нек ё сухани хубу бомаврид боиси шодию хурсандӣ, дӯстию бародарӣ ва рафъи мушкилот гардад[272].

Фахруддини Розӣ дар шарҳи қавли неку бад ва мавриди истифодаву натоиҷи онҳо хонандаро ба гуфтани сухани нек дар ҳама ҳол водор сохтааст, чунки сухани нарму ширин ва болутфу меҳрубонӣ ба дили ҳама кас, ҳатто ба дили бадбину бадхоҳи кас нишаста, таъсири худро мегузорад. Дар урфият низ гуфтаанд: «Бо сухани нарму ширин мор аз сӯрохаш берун мебарояд». Ф. Розӣ ин андешаҳои худро дар партави ояти қуръонӣ: «Бо мардум сухани хуш бигӯед»[273], маънидод кардааст. Ф. Розӣ на танҳо гуфтани сухани некро ба одамон тавсия кардааст, балки ҳангоми шунидани сухани дигарон, тааммул ва тафаккур дар ақволи эшон ва дастгирию пайравӣ аз қавли ҳақ ва неки онҳоро дастур додааст. Ва чунин ашхосро роҳёфтагону хирадмандон гуфтааст. Албатта, ин гуфтаҳои Ф. Розӣ аз ояти қуръонӣ сарчашма мегирад, ки дар он омадааст: «Пас мужда бидеҳ ба он бандагони ман,

---

272 Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 8. – С. 43, 44.
[273] Қуръони карим, Бақара, 83.
[274] Қуръони карим, Зумар, 18.

ки суханро мешунаванд ва аз некӯтарини он пайравӣ мекунанд. Эшонанд, ки Худо онҳоро ҳидоят карда ва онҳо хирадмандонанд»[274].

Таъбир ва ифодаи забони нотиқ аз он чи, ки дар замири инсон нуҳуфтааст, аз ҷумлаи вижагиҳоест, ки дар дигар аъзо дида намешавад, чунки майдони забон хеле васеъ аст ва онро ниҳояте нест агар ифодаи хайр зоҳир шавад, ҳамчунон майдони гуйиши забон дар гуфтори шар фарох аст агар аз он худдорӣ ба амал наояд. Аз ин хотир бузургон дар баъзе ҳолот хомӯшӣ ва сукуту оромии забонро хубу судманд арзёбӣ кардаанд. Чунонки фармудаанд: «Хомӯшӣ ҳикмат аст ва хомӯшон кам мебошанд». Фахруддини Розӣ дар ниҳояти ин баҳс тарки каломро (сухан накарданро) шарҳу тавзеҳ дода, ба хулосае омадааст, ки барои инсон нутқ кардан афзал аст, чунки Мӯсо (а) аз Худо чунин дархост карда буд: «Ва аз забонам гиреҳ бикшой, то суханамро бифаҳманд»[275].

Фахруддини Розӣ яке аз воситаҳои зинати ахлоқӣ ва камолоти инсониро дар ҳусни гуфтор ва тарзи дурусти баён ва дарки он ҳисобидааст. Ӯ фармудааст, ки ҳангоми гуфтугӯ ва ё хондани матни китобатшуда ба ҳар як ҷумлаву ибора ва калимаву ҳарфҳо диққат бояд дод, зеро ҳар яке аз онҳо мақом ва вазифаи худро доранд ва бояд ҳар якро дар ҷойи худ дурусту бехато гузошт ва дурусту беғалат дарк кард. Анборӣ ривоят кардааст, ки файласуфи машҳур Киндӣ ба назди олими наҳвӣ Мубарад рафта ба ӯ мегӯяд: Ман дар каломи араб эҳсоси ҳашв[276] (зиёдатӣ дар сухан) мекунам. Масалан, онҳо мегӯянд: Абдулло қоимун (Абдулло рост истодааст), Инна Абдаллоҳи қоимун (Ҳамоно Абдулло рост истодааст), Инна Абдаллоҳи лақоимун (Ҳамоно, албатта Абдулло рост истодааст). Мубарад мегуяд: Оре, чунин аст, лекин маъно дигаргун аст ба хотири дигаргунии алфоз. Яъне дар ҷумлаи аввал хабар аз рост истодани Абдулло ва дар ҷумлаи дуввум посух аз пурсиши соил (пурсанда) ва дар ҷумлаи севвум посух аз инкори мункиркунанда бар истодани Абдулло аст.[277]

Фахруддини Розӣ овардани зармулмасалро дар калом, яке аз васоити муассирсозии калом барои мухотаб шуморидааст. Ӯ ҳангоми шарҳи вожаи зарбулмасал аз ҷумла гуфтааст: Масал задан дар асл ин

---

[275] Ҳамон ҷо, Тоҳо, 27, 28.
[276] Ҳашв – изофа, илҳоқ; ҳашув-каломи зоид – зиёдати дар сухан. Аҳмади Саёҳ. Фарҳанги бузурги ҷомеъи навин (тарҷумаи Мунҷид). – Теҳрон, 1375 ш. – Ҷ. 1. – С. 304.
[277] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 1. – С. 270.

монанд сохтани чизе бар чизи дигар аст ва бояд дар он қавле мавҷуд бошад, ки ғаробате дар он ёфт шавад. Мавриди зикр аст, ки васф гардидани шайъ бо овардани масал таъсири бештаре дар қалб мегузорад, аз ин ки танҳо он шайъ дар нафси худ зикр гардад, чунки ғараз дар масал гуфтан ташбеҳ кардани чизи махфӣ ба зоҳир ва ғоиб ба ҳозир аст, ки огоҳӣ ба моҳияти он таъкид меёбад ва ҳис мутобиқ ба ақл мегардад,  дар натиҷа он чиз равшантар мегардад. Оё намебинӣ, ки чун барои имон овардан онро ба нур масал бизананд ва барои дурӣ аз куфр онро ба зулмат масал биёранд, пас вуқуъи он дар қалби шунаванда бисёр таъкид меёбад. Ё агар ба сустии амре хабар дода шавад ва аз заифии он бо торҳои анкабуд (тортанак) масал оварда шавад, пас, ин амр дар зеҳну хотираҳо хуб қарор мегирад. Аз ин ҷост, ки дар сураи «Анкабут», ояти 43 омадааст: «Ва ин масалҳоро мезанем барои мардум ва ба хирад намеоянд, ҷуз доноён».

Истифодаи зарбулмасал дар калом аз умури мустаҳсана (нек, маъқул) ба шумор рафта, қариб дар каломи ҳамаи мардуми олам вуҷуд дорад. Дар каломи араб бошад, ҳатто ба пасттарину ҳақиртарин ашё масал гуфта шудааст. Масалан, дар масал задан ба зарра (реза, майда) гуфтаанд: «Ҷомеътар аз зарра, истандатар (қароргирандатар) аз зарра, махфитар аз зарра аст». Ё дар тамсил задан ба пашша гуфтаанд: «Бо ҷуръатноктар аз пашша, бебоктар аз пашша, часпандатар аз пашша, монандтар аз пашша ба пашша аст». Дар тамсил задан ба парвона бошад  чунин гуфтаанд: «Заифтар аз парвона, сабуктар аз парвона, нодонтар аз парвона аст». Аз каломи аҷам (ғайри араб) китоби «Калила ва Димна»-ро метавон ҳамчун мисоли боризу равшан барои тамсил зикр кард, ки ҳамаи тамсилоти он ҳакимона гуфта шудааст. Фахруддини Розӣ худ, ки муфассири варзида буд, зимни тавзеҳи тамсилоти Қуръонӣ ёдовар шудааст, ки тамсилот на танҳо дар Қуръон, балки дар Инҷил низ дида мешавад. Монанди масали марде, ки дар маҳалли зисти худ гандуми тозаву покро кишт кардааст. Чун шаб шудаву мардум ба хоб рафтаанд, душмани ӯ омада дар киштзори ӯ донаҳои зувонро (як навъ донаҳои талхро) мепошад. Баъд аз рӯидани гандум зоҳир мегардад, ки дар киштзор зувон аз гандум бештар рӯйидааст. Аз марди зироаткор пурсида мешавад, ки чаро  ҳангоми зироати кишт гандуми коридаи шумо тозаву пок буд, вале дар киштзор зувон рӯйида ва  ҳатто аз гандум бештар гаштааст?  Ӯ дар ҷавоб мегӯяд: Агар касе қасди кандану берун сохтани зувонро дошта бошад, ин амал дар ҳоли ҳозир имкон

надорад, зеро гандум талаф меёбад ва то замони пухта расидани гандум мунтазир бояд монд. Пас, аз пухта расидани гандум ҳосилғундорон маъмур ба ҷамъоварии ҳосил мешаванд. Маъмурияти ҳосилғундорон чунин мегардад, ки ҳангоми даравидан, бояд зувонро аз гандум ҷудо намуда, онро дарза банданд ва ба оташ андозанд. Гандумро бошад ба хазинаҳо ҷойгир намоянд. Ҳоло шарҳи масал бишнав, ки чунин аст: Он марди зироаткор Абулбашар Одам ва маҳали зисти ӯ олами кунунӣ аст. Он гандуми тозаву пок бандагони фармонбардоранд. Душмани марди зироаткор Иблис шайтон аст. Донаҳои зувон бошанд гуноҳу нофармониҳо аст. Ҳосилғундорон бошанд фариштагони Худоянд, ки муроқабат аз одамон менамоянд ва ниҳоят накӯкоронро ба сӯйи некӣ ва бадкоронро ба сӯи шар (бадӣ) мекашанд... Дар масали дигар чунин омадааст: Набошед ба мисли элак, зеро элак ордро раҳо карда, сабусро дар худ боқӣ мегузорад, пас баъзеи шумо ҳикматро аз забон бароварда, кинаву адоватро дар дил боқӣ нагузоред...[278].

Ф. Розӣ муносибат ва муоширати некро дар ҳама ҳол барои ҳама гуна қишрҳои ҷомеа муҳиму муфид арзёбӣ кардааст ва дар ин замина аз имом Шофеӣ ҳикоятеро нақл кардааст, ки мазмуни он чунин аст. Ҳикоят: Бодиянишине ба дари хонаи Абдулмалик ибни Марвон омада, ба ӯ мегӯяд: Худо раҳмат кунад шуморо, муддати се сол аст, ки ман гирифтори мушкилоти молиям. Моле ки дар назди шумост, агар аз барои Худост, пас, аз он ба бандагони Худо бибахш ва агар аз худи шумост, пас, ба мо садақа бидеҳ, зеро Худо барои сақакунандагон подоши нек ваъда кардааст. Пас, аз шунидани сухани саҳронишин Ибни Марвон ба ӯ ҳазор динор дода, ба ҳозирин рӯ оварда мегӯяд: Агар мардум талабу дархости худро бо тариқи нек ва гуфтору муошираташонро бо равиши хуб ба ҷо меоваранд, ҳаргиз мо онҳоро аз чизе маҳрум намесохтем. Ф. Розӣ муоширати нек ва гуфтори хушро бо фақирону гадоён низ мояи савоб ва ризомандии офаридагор маънидод кардааст. Ӯ дар шарҳи ояти 263-и сураи Бақара: «Гуфтори нек ва бахшиши гуноҳ беҳтар аз садақаест, ки дар паяш озоре бошад...» чунин овардааст[279]: Қавли маъруф гуфторест, ки қалбҳо онро мепазиранд ва нохуш намедоранд. Ва мақсад дар ин ҷо ҷавоб гуфтани соил (гадо) бо шеваи нек ва гуфтори хуб аст. Аммо

[278] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 1. – С. 362, 363.
[279] Маъхази қаблӣ. – Ҷ. 3. – С. 42.
[280] Қуръони карим, Муҷодала 11.

бахшиши гуноҳ ин аст, ки агар соилро ҳангоми талабаш мақсуд ҳосил нагардад ва ӯ ба хашм биёяду бадзабонӣ карда, сухани нохуше гӯяд, пас, дар ин маврид масъул (пурсидашуда) бояд таҳаммул кунад ва авфу бахшишро пешаи худ намояд. Ин гуна рафтор, яъне хушгуӣ ва бахшиши гуноҳ дар назди Худо пазиротару писандидатар аз он садақаест, ки дар пайи худ озор дорад.

Ф. Розӣ одамонро ба дӯстию бародарӣ, меҳру муҳаббат, ёрию мадад фаро хонда, аз кинаву душманӣ ва бадбинию бадхоҳӣ нисбат ба якдигар барҳазар доштааст. Ӯ ин андешаҳояшро дар «Мафотеҳ-ул-ғайб» зимни тафсири оятҳои қуръонӣ чунин иброз доштааст: Бидон, ки офаридагор наҳй кардааст бандагони мӯъминашро аз ин, ки сабабгори душманию бадбинӣ ва танаффур нисбат ба якдигар гарданд ва амр ба боис гаштани зиёдатии муҳаббату маваддат намудааст, зеро Худо фармудааст: «Ҳаргоҳ гуфта шавад ба шумо ҷой боз кунед дар маҷлисҳо, пас ҷой диҳед, то ҷой диҳад Худо шуморо»[280]. Ҳамчунин дастури мазкур далолат мекунад бар ин, ки ҳар як нафаре, ки дарҳои хайру роҳату некиро ба бандагон кушода мекунад, офаридагор ҷамеи хайротро барои ӯ васеъ мегардонад. Инчунин дастури мазкур далолат бар расонидани хайру сурур ба қалби одамонро дорад. Дар ҳадисе омадааст: «Худованд дар авни (ёрии) он бандаест, ки ӯ дар ёрии дигарон қарор дорад»[281].

**Дар ҳусни ният**. Ба андешаи Ф. Розӣ нияти инсон бояд пайваста ба кору пайкор, орзую омол ва гуфтору афкори дигарон нек бошад, то тавонад ба ин васила ба дараҷоти олии инсонӣ комёб гардад. Ӯ дар шарҳ додани маънои нияти инсон чунин гуфтааст: Ҳар гоҳ инсон бидонад ё эътиқод ё гумон дошта бошад, ки дар феъле аз афъол, ҷалби манфаат ё дафъи мазарат аст, пас, майлу талабе дар қалбаш зоҳир мешавад ва хостори тарҷеҳ ёфтани вуҷуди он феъл мегардад, на адами (нестии) он. Ин иродаи инсон аст, ки онро ният низ гуфтаанд ва ангезаи он ҳамон илм, эътиқод ё гумони ӯст. Сипас Ф. Розӣ ангезаҳои феълро ба чор қисм ҷудо намуда гуфтааст: Ангезаи феъл метавонад, ки як чиз бошад. Масалан, ҳар гоҳ дарандае ба инсон қасди ҳуҷум кунад, инсон аз ҷойи худ бархоста, дар пайи ҳимояти худ мешавад. Ин феълест, ки касе ӯро ба он феъл амр накардааст, балки аз рӯйи эътиқод бар ин, ки дар бархостану ҳимоят манфиат аст ва дар акси он

[281] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 10. – С. 493.

зиёну зарар сар задааст. Ин ният аз ӯ холис аст ва амал ба муқтазои онро ихлос номидаанд. Гоҳо ангезаи феъл метавонад ду чизи мустақил бошад. Чунончи, аз марди ғание рафиқи фақираш ёрӣ мехоҳад. Он мард ҳоҷати ӯро ба ангезаи ду чизи мустақил, аммо мувофиқ адо менамояд, аввал рафиқӣ, дуввум фақирӣ. Гоҳо ангезаи феъл метавонад ду чизи бо ҳам муштарак бошад, аммо ҳар яке аз он дар алоҳидагӣ мустақил шуда наметавонад. Ва гоҳо метавонад, ки ангезаи феъл ду чиз бошад, аммо яке аз он ба танҳои мустақил шуда метавонад ва дуввуми он ҳамчун ангезаи ёрирасон хизмат мекунад. Монанди ин ки шахсе вирде (зикре) аз авродро дар вақти муайян барояш вазифа қарор медиҳад. Иттифоқо дар он вақт ҷамоате ҳозир мешаванд, ки бо сабаби мушоҳидаи онҳо адои зикр барои он шахс осон мегардад ва онро муованат мегӯянд.

Аз назари Ф. Розӣ инсон ба эътибори қасду нияти доштааш гоҳе мавриди таҳсину офарин ва гоҳе мавриди танқиду мазаммат қарор мегирад. Дар ин маврид ӯ ҳадисеро чунин овардааст: «Худо ба фариштагон мегӯяд, ки ҳар гоҳ бандаи ман қасди некӣ кард ба ӯ подоши як некиро китобат намоед, агар онро амалӣ намуд ба ӯ подоши даҳ некиро китобат кунед, лекин агар қасди бадӣ дошт ва онро амалӣ сохт барояш подоши як бадиро китобат намоед, аммо агар онро тарк кард ва дар амал ҷорӣ насохт, пас барояш аҷри як некиро китобат кунед»[282].

Фахруддини Розӣ дар шарҳи ин ҳадис: «Нияти мӯъмин беҳтар аз амали ӯст» чунин гуфтааст: «Ният ҳамон вақт хайрияту афзалият дорад, ки он ҷозим бошад, яъне майлу талаби инсон аз тамоми анвоъ ва ҷиҳоти беалоқагиву беҳиматӣ канда шуда, феъл бо он ният мураттаб шуда бошад». Ӯ барои исботи ин қавл бисёр далелу мисолҳои муносиб оварда дар охир фармудааст: …Пас собит мегардад, ки ният танҳо қавли ба забон ё ба дил нест, балки иборат аз ҳосил гаштани майлу талаб аст… Хулоса, Фахруддини Розӣ бар ин назар аст, ки ҳамон вақт нияти инсон барояш хайр ва боиси аҷру савоб мегардад, ки иродаи ӯ ҷозиму қавӣ бошад, на ин ки бо забон бигӯяд ва дар дил иродаи заъиф дошта бошад. Ва бояд гуфт, ки амали инсон бояд мутобиқи нияташ бошад на хилофи он, зеро пайғамбар (с) фармудаанд: «Албатта аъмоли инсон вобаста ба ниятҳои ӯ мебошад…» ва ҳамчунин дар ҳадисе фармудаанд: «…назари Худо ба

[282] Маъхази қаблӣ. – Ҷ. 1. – С. 469.

қалбҳову ниятҳои шумо равона шуда аст». Ф. Розӣ дар ин маврид аз умматони гузашта ҳикояте овардааст, ки маънои он чунин аст. Ҳикоят: Марде аз назди теппаи регзоре мегузашт ва ба дил андешид, ки агар ин регҳои ҷамъшуда таъом мебуд, албатта ман онро ба муҳтоҷон тақсим мекардам. Он мард баъд аз ин нияти неки худ ба воситаи пайғамбараш дар меёбад, ки Худованд ин ҳусни нияти ӯро пазируфтааст ва савоби садақоти таом доданро бароящ ато намудааст[283].

**Дар ҳақгӯйиву ҳақшиносӣ.** Фахруддини Розӣ инсониятро ба ҳақиқаткорию ҳақшиносӣ ва ҳақгӯйиву ҳақпарастӣ даъват намуда, ин аъмолро сабаби пешравию ташаккул ва хайру саодати одамон донистааст. Аммо аз доираи ҳақиқат берун рафтан ва пӯшидани ҳақиқатро ба хотири кадом ғаразе аз ағроз ё манофеи шахсию гурӯҳӣ, гуноҳи бузург ва нобахшиданӣ дониста, ҳар як фардро водор сохтааст, ки аз он барҳазар бошад. Донандаи ҳақ бояд ҳақро изҳор намояд, вагарна ӯ гунаҳгор ҳисобида мешавад, чунки дар рӯпӯш кардани ҳақ, зарари он аввалан ба худ ва баъдан ба дигар одамон мерасад. Ҳолате пеш меояд, ки ҳанӯз ҳолу аҳволи шайъи махфигашта ба хубӣ маълум нагаштааст, яъне то ҳол дониста нашудааст, ки он шайъ ҳақ аст ё ботил, пас, дар ин аҳвол таваққуф бояд намуд, то яқин гардад, ки он чиз ҳақ аст ё ботил, зеро иқдом ба феъли зишт, дар ҳоле, ки зиштии он яқинан ба субут нарасидааст, бадтару сахттар аз он феълест, ки зиштии он ба субут расидааст. Ҷавобгарӣ ва ҷазои он аъмоли баде, ки онро ҷинояткор доништаву фаҳмида ба ҷо овардааст, сангинтару мушкилтар аз он феълест, ки онро аз рӯйи саҳву хато надониста, содир намудааст.

Ф. Розӣ содир кардани ҳукмро аз рӯйи ҳақ ва адолат яке аз масъалаҳои муҳим ва масъулиятҳои аввалиндараҷаи ҳокимону қозиён гуфтааст. Шахси масъул ба судури ҳукм бояд хурдтарин ва одитарин талаботи қонунро миёни мудаиён риоят намояд ва набояд ба хотири кадом аворизи рӯҳӣ ё ҷисмӣ нисбати яке аз даъвогарон ноҳақӣ намояд. Ӯ дар ин маврид аз ҳадисе кор гирифтаст, ки дар он омадааст: «Чун яке аз шумо ба мансаби қазоват (ҳукм кардан) қарор гирад, пас набояд дар ҳоли хашм ҳукмеро содир намояд ва ҳамчунин бояд, ки дар ҳолати мурофиаи ҷонибайн баробариро дар нигоҳ кардан,

[283] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 2. – С. 7, 9.

нишастан ва ишора кардан риоят намояд». Дар ҳадиси дигаре аз ҳақиқат дур шудану ришва ситонидани қозиро куфр гуфтаанд. Бинобар ин онҳое, ки ба содир намудани ҳукм машғуланд, заруруаст, ки бо тааммул ва диққат ҳукми ниҳоиро бароранд ва ҳеҷ гоҳ аз ҳақ дур нашаванд.

Ба ақидаи Ф. Розӣ дар баҳсу мунозира ва исботи ҳуҷҷату даъво набояд аз ҳақиқат дур шуд, зеро, гарчи ҷониби муқобил аз ҳақиқати ҳол огоҳ набошад ҳам, баъдан бо мурури замон ҳақиқат ошкор хоҳад шуд. Ба андешаи ӯ гумроҳ сохтани ҷониби муқобил бо ду роҳ сурат мегирад. Тариқи аввал ин аст, ки агар ҷониби муқобил аз ҳуҷҷату далоили мавриди баҳс огоҳ бошад, пас гумроҳ сохтан танҳо бо тақлибу дигаргунсозии ҳуҷҷату далоил муяссар мегардад. Аммо агар аз ҳуҷҷату далоили мавриди назар бехабару ноогоҳ бошад, пас бо тариқи китмон, яъне рупӯш кардани далоил имконпазир мегардад. Ин амал зишту нописанд буда, дар охир боиси таассуфу надомат мегардад, зеро дар он китмон ва дигаргунию руйгардонӣ аз ҳақ дида мешавад, ки он бо ягон ғараз ва ё манофеи шахсӣ ё гурӯҳист.

**Тақвою парҳезгорӣ.** Фахруддини Розӣ тақвою парҳезгориро асли маънавиёт ва асоси рушди камолоти инсонӣ шумурдааст. Ӯ ин андешаро зимни тафсири ояти 13-уми сураи Ҳуҷурот баён намудааст, ки дар он омадааст: «Эй мардум, ҳамоно мо шуморо аз як мард ва аз як зан офаридем[284] ва шуморо шаъбҳо[285] ва қабилаҳо гардонидем, то бо якдигар шиносоии мутақобил ҳосил кунед, дар ҳақиқат арҷмандтарини шумо назди Худованд парҳезгортарини шумост». Мурод он аст, ки инсонҳо ҳама бо ҳам дар асли инсоният баробаранд, аз он рӯ ҳама ба як насаб пайвандӣ доранд ва ҳамаи ононро як падару модар бо ҳам ҷамъ мекунад. Бинобар ин фахр намудани баъзе аз онон ба насаб бар баъзеи дигар ҳеҷ тавҷеҳе надорад, зеро ҳамаи онҳо дар асли инсоният баробаранд. Ӯ ин андешаи худро дар шарҳи ояти 1-и сураи Нисо ба тариқи зер баён намудааст: Чун мардум дарк намоянд, ки насаби ҳама ба як марду зан (Одаму Ҳаво) мерасад, ҳаргиз ба худ муфохарат ва такабурро раво намебинанд ва аз худ ба дигарон тавозуу хулқи некро нишон медиҳанд[286]. Фахруддини Розӣ барои касе, ки

---

[284] Ки он ду Одам ва Ҳаво аст. Абдурауфи Мухлис. Анвор-ул-Қуръон. Тафсири сураи «Ҳуҷурот». – Турбати Ҷом, 1381 ш. – Ҷ. 5.

[285] Шаъб уматест бузург, ки чандин қабиларо бо ҳам ҷамъ мекунад, дар форсӣ ба он миллат мегӯянд ва қабила аз ҳайси касрат камтар аз шаъб ва зери маҷмӯаи он мебошад. (Анвор-ул-Қуръон).

[286] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 3. – С. 477.

гуфтааст: «Чаро насаб эътибор надошта бошад? Эътибори насаб ҳам дар шаръ ва ҳам дар урф маъмул аст», чунин посух додааст: «Дуруст аст, аммо ҳам аз рӯйи ҳис ва ҳам аз рӯйи шаръ ва ҳам аз рӯйи урф маълум аст, ки чун амри азиме пеш ояд, дигар ба амри ҳақир (паст) эътиборе нест». Масалан, чун офтоб тулӯъ кунад, дигар ситорагонро дидан ғайриимкон мегардад ё ҳангоми садои баланди раъд садои парвози пашша шунида намешавад. Дар урф низ чунин аст. Масалан, касе ки ҳамроҳи амир меояд, дигар илтифоту эътибор нисбати ӯ намемонад, балки ҳамаи эътибор ба амир равона мегардад. Дар шаръ низ чунин аст. Чун касе дорои шарафу бузургӣ бошад, дигар ба насаб ва дороии ӯ эътиборе нест… Аммо баъзан дар урф насабро эътибор кардаанд, лекин дар дараҷи дуввум. Масалан, ду нафареанд, ки дар шарафу тақво бо ҳам баробаранд, пас, назди баъзе ашхос насаб ин ҷо эътибор меёбад. Аммо дар шаръ бошад насабро эътиборе нест ба муқтазои ояти 39-уми сураи Наҷм: «Ба инсон ҷуз он чи амал кардааст, намерасад». Инчунин шарафи насаб касбӣ набуда, бо саъйу талош ҳосил намегардад, аммо касби мақому шарафи тақво бо саъйу талош, кӯшишу заҳмат ба даст меояд. Пайғамбар (с) мероси худ ва субути шарафро ба ворисонаш бо иктисоб (касб) нисбат додаанд, на бо интисоб (насаб), зеро дар ҳадисе фармудаанд: «Олимон ворисони пайғамбаронанд…»[287]. Амал ҳам дар дунё ва ҳам дар охират эътибор дорад. Фахруддини Розӣ дар тақвияти ин қавл ҳадисеро баён намудааст, ки дар он пайғамбар (с) ба ашхоси наздики худ Сафия ва Фотима хитоб карда гуфтааст: Дар охират шуморо аз амалатон пурсида мешавад, на аз насабатон. Ҳар киро ба заъф андозад амалаш, насабаш ба ӯ ҳеҷ суръате намебахшад[288]. Ба андешаи Ф. Розӣ ҳар кӣ дорои насаби шариф аст, бояд насаби худро азизу гиромӣ дошта, арзиши онро соҳиб гардад ва пайваста аз он ҳимоят намояд, яъне гуфтор ё кирдоре накунад, ки ба шаъни насаби шарифи хеш латма ворид созад. Пас, метавон бо чунин ашхос ифтихор намуд. Ф. Розӣ дар ин маврид ҳикоятеро нақл кардааст, ки мазмуни он чунин аст. Ҳикоят: Дар яке аз шаҳрҳои Хуросон марде буд аз ҷумлаи ашроф. Ӯ насабашро ба Алӣ (рз.) мерасонид, аммо ба фисқу фасод даст дошт. Ва ҳамзамон дар ин шаҳр марди фақиру сиёҳпусте мезист,ки бо саъйу кӯшиш, илму амалаш соҳиби шараф ва эътибори мардум гашта, бо

---

[287] Маъхази қаблӣ. – Ҷ. 10. – С. 113, 114.
[288] Ҳамон ҷо. – Ҷ. 2. – С. 68. .

номи шайх шуҳрат ёфта буд. Рӯзе  шайх аз хонаи худ берун шуда ба масҷид мерафт ва ҷамъе аз мардум дар пайи ӯ раҳсипори масҷид буданд. Ногоҳ бо он марди шарифуннасаби фосиқ, ки  дар ҳоли мастӣ қарор дошт, дучор меоянд. Мардум мехоҳанд, ки он мастро аз роҳи шайх бартараф созанд. Аммо марди фосиқ ба хашм омада ба шайх мегӯяд. Эй сиёҳпӯсти пастсурат, эй писари кофир, бидон ки ман аз ҷумлаи  фарзандон пайғамбар (с) ҳастам… Шайх бар посухи ӯ мегӯяд: Эй марди шарифнасаб бидон, ки ботини ман пок асту соф, аммо ботини ту сиёҳ асту ифлос. Мардум покии қалби маро аз сиёҳии рӯйи ман авлотар дониставу писандидаанд. Ман сирати падарони туро қабул кардаам ва ту бошӣ сирати падарони маро гирифтаӣ. Пас, мардум маро дар сирати падари ту дидаанд ва туро дар сирати падари ман ва гумон бурдаанд, ки ман писари падари туам ва ту писари падари ман шудаӣ. Аз ин хотир бо ту он рафтореро ба ҷо меоранд, ки бо падари ман доштаанд ва бо ман он амалеро анҷом медиҳанд, ки нисбати  падари ту кардаанд. Аз ин ҷост, ки ман гиромиам ва ту ҳақир.

**Ҳасад.** Фахруддини Розӣ дар бораи ҳасад, ки яке аз авсоф ва аъмоли зишту ношоистаи инсонист, чунин  гуфтааст: Чун Худо касеро неъмате дод ва ту нестию нобудии онро ирода намоӣ ин ҳасад ва амали он зишту ҳукми он ҳаром аст. Аммо он неъмате, ки дар ихтиёри шахси бадкор қарор дорад ва ба воситаи он корҳои бад ё озори касе амалӣ мегардад, пас, иродаи нестию нобудии он ҳасад маҳсуб намегардад, зеро хоҳишу таманнои нестии он на ба хотири заволи неъмат, балки барои рафъи  шарру фасод ва озору азият аст. Ф. Розӣ ҳасадро аз бадтарин авсофи одамӣ шумурда дар ин замина гуфтааст: Бидон, ки бештари зарари шайтон аз се ваҷҳ аст. Аз шаҳват, ғазаб ва ҳаво (хоҳиши нафс). Шаҳват баҳимӣ, яъне ҳайвонӣ, ғазаб сабуӣ, яъне даррандагӣ ва ҳаво шайтонӣ аст. Шаҳват офат аст, лекин офати ғазаб аз он бузургтар аст. Ғазаб низ офат аст, аммо офати ҳаво аз он дида, бузургтару зиёновартар аст. Инсон ба сабаби пайравӣ аз шаҳват зулм бар худ мекунад ва аз таъсири ғазаб зулм бар дигаре мекунад ва аз пайравии зиёди  ҳавою ҳавас ба нофармонию саркашӣ гирифтор мешавад. Аз ин ҷиҳат гуфтаанд: Зулму ситам се навъ аст. Яке нобахшиданист, ки манша ва асоси он ҳаво аст. Дуввумӣ таркношуданист, ки асос ва маншаи он ғазаб аст. Севвумӣ бошад, рафъшуданист ва асосу маншаи он шаҳват аст. Ва ҳар яке натоиҷу паёмади худро доранд. Натиҷаи шаҳват, ҳирсу бухл,  натиҷаи ғазаб,

учбу кибр ва натиҷаи ҳаво носипосию навоварии бемаъно аст. Чун ин шаш сифат дар инсон ба ҳам ояд, ҳафтумини он, яъне ҳасад падид меояд, ки он зишттарин авсофи ахлоқии инсон аст ва гуфтаанд, ки шахси ҳосид (ҳасадбаранда) аз шайтон бадтар аст. Ривоят кардаанд, ки Иблис ба дарбори Фиръавн омада, дари ӯро мекӯбад. Фиръавн мепурсад, ки дар паси дар кист? Иблис мегӯяд ту даъвои Худоӣ кардаӣ, агар Худо мебудӣ, ки будани маро медонистӣ. Пас аз вуруди Иблис Фиръавн аз ӯ мепурсад: Оё медонӣ, ки дар рӯйи замин аз ману ту дида, ки бадтар аст? Иблис мегӯяд: Оре, медонам, бадтарини мардум дар рӯйи замин шахси ҳасадбаранда аст, зеро ман аз ҳасад бурдан ронда ва ба чунин ҳол гирифтор шудам[289].

Ҳасад сифати қабеҳест, ки чун аз касе ба амал ояд, некиҳои ӯро барбод медиҳад, чунки пайғамбар (с) фармудааст: «Ҳасад некиҳоро мехӯрад ҳамон гунае, ки оташ ҳезумро» ва дар ҷойе дигар фармуданд: «Албатта барои неъматҳои Худо бадхоҳон вуҷуд доранд». Пурсида шуд: Онҳо чи гуна ашхосанд? Фармуд: «Касоне, ки ба мардум ҳасад мебаранд».

Ҳасад метавонад, ки дар ҳар шахс зоҳир шавад, агар он саркубу мағлуб нагардад. Пайғамбар (с) ҳасадро аз ҷумлаи дарду зиёнҳое ном бурдаанд, ки дар умматҳои гузашта низ мавҷуд будааст, зеро ҳангоме, ки ӯ (с) фармуд: «Зуд аст, ки дарди умматҳои гузашта ба уммати ман мерасад», аз ӯ (с) пурсида шуд, ки чист он дарду мушкилот? Пайғамбар (с) аз ҷумлаи он дарду мушкилот ҳасадро низ ном бурданд. Ва дар ҳадиси дигаре фармуданд, ки се чиз аст, ки мӯъмин аз он ҷудо намебошад: ҳасад, гумон ва тафоул. Сипас барои рафъи ин мушкилот гуфтанд: ва барои ин ашё баромадгоҳест: чун ҳасодат падид ояд, онро бигзор ва ба он амал макун… Қабоҳати ҳасад чунон аст, ки дар он заволи неъмати инсон madди назар қарор мегирад, яъне ҳосид (ҳасадбаранда) на танҳо хоҳони он аст, ки ба мисли шахси соҳибнеъмат доро бошад, балки иродаи онро дорад, ки неъмати ӯ завол ёбад. Ҳол он ки инсон бояд нисбат ба шахси дигар некбину некхоҳ ва дӯстдори он бошад, ки ҳар чӣ дорад, аз неъмату хубӣ, онро дигарон низ дошта бошанд. Чунонки зикр гашт, ҳасад ҳамон вақт зишт аст, ки нобудии неъмату дороии шахс дар он ирода гардад, аммо агар орзую таманно ба дастрасии чизе, ки дар он нафъу хубӣ барои ҷомеа бошад, пас он ҷоиз аст.

---

[289] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 1. – С. 226.

Фахруддини Розӣ андешаҳои имом Ғазолиро ҷонибдорӣ намуда гуфтааст: Ҳасад чор мартаба дорад: 1. Заволи неъмат аз ғайр. 2. Хоҳони неъмати ғайр, аммо заволи он матлуб ба ғараз аст на ба зот. 3. Хоҳиш ба монанди неъмати ғайр на заволи он, лекин дар сурати аҷз (нотавонӣ) хоҳони заволи он будан. 4. Хоҳиш ба мисли неъмати ғайр на заволи он. Ӯ аз ин маротиб аввалиро мазмум (бад) ва зишти маҳз хонда, дуввумиро сабуктар аз севвумӣ ва севвумиро ба эътибори ҳолати он ҳам мазмум ва ҳам ғайримазмум хондааст. Мартабаи чоруми онро маъфувунанҳ (бахшидашуда) арзёбӣ кардааст. Гуфтан бамаврид аст, ки баъзан аз ҳоли мартабаи чорум бо лафзи «ғибта»[290] ёд мешавад, ки ин амал ҷоизу раво аст. Пайғамбари Худо (с) фармудаанд: Ҳасад ҷоиз намешавад, магар дар ду чиз. Якум, шахсе, ки соҳиби мол аст ва аз он мол дар роҳи Худо садақа мекунад. Дуввум, шахсе, ки соҳиби илм аст ва ба илмаш амал намуда, дигаронро низ таълим медиҳад. Ф. Розӣ асли ҳасадро дар адоват ва асли адоватро дар рақобат бар ғарази воҳид баён доштааст. Ва бояд гуфт, ки мақсади ягона дар ду чизи мутабоъид (аз ҳам дур) ҷамъ намеоянд, балки ҷамъи он дар ашёест, ки миёни онҳо муносибат вуҷуд дорад. Одатан тоҷир ба тоҷир, табиб ба табиб, олим ба олим, матоъфурӯш ба матоъфурӯш, кафшдӯз ба кафшдӯз ва ғайри инҳо бо ҳам рақобат ва ҳасодат доранд… Қабоҳати ҳасад то ҷоест, ки аввалин куштор дар олам аз рӯйи ҳасаду саркашӣ сурат гирифт, яъне Қобил Ҳобилро кушт[291].

Фахруддини Розӣ дар асоси афкори имом Ғазолӣ фармудааст, ки ҳасад чандин сабаб дорад. Яке аз сабабҳои он адоват ва бадбинӣ аст. Масалан, агар нафареро нафари дигар озор диҳад, шахси озорёфта ба озордиҳанда хашм мегирад ва нисбат ба ӯ бадбину бадхоҳ мегардад ва дар натиҷа ин амал ба кинаву интиқом оварда мерасонад, ки ниҳояти он метавонад ба ҷангу низоъ табдил ёбад. Сабаби дигари он расидан ба мансабу вазифа аст. Масалан, агар шахсе ба мансаби олӣ ноил гардад, баъзе ашхосро ин ҳол хуш намеояд ва дар пайи заволи мансаби ӯ мегарданд, ҳатто розӣ мешаванд, ки ҳамон шахси мансабдор бо онҳо дар мақому дараҷот мусовӣ бошад, на бартару олӣ, аз ин рӯ ба ӯ ҳасодат менамоянд. Сабаби дигари ҳасад ин уҷбу худбинӣ аст. Сабаби дигари он ҳубби раёсат ва талаби ҷоҳ танҳо барои нафси худ мебошад. Монанди шахсе, ки мехоҳад беназир бошад дар

---

[290] Ғибта – рашк намудан бидуни он, ки заволи онро хоҳад. Фарҳанги ҷомеъи навин. Тарҷумаи Мунҷид. – Ҷ. 2. – С. 1141.

[291] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 2. – С. 373.

фанне аз фунун ё дар илм ё дар зуҳд ё дар шуҷоат ё дар сарват ва ғайра, яъне ба танҳоии худ дар ин умур ё авсоф хушҳолу ризоманд аст ва касеро ба ҳамто будани худ хуш надорад ва агар чунин шахсе пайдо шавад, нисбат ба ӯ ҳасад мебарад. Сабаби дигари пайдоиши ҳасад ин хавфи аз даст рафтани мақсаде аз мақосид аст. Монанди ҳасад бурдани фарзандон нисбати якдигар ба хотири ноил гаштани мақому манзалат дар қалби волидайн ва дастёбӣ ба молу мулки онҳо. Ё монанди ҳасодати воизони як шаҳр миёни худ ҷиҳати мақбулияти онҳо дар назди аҳли ҳамон шаҳр ва ғайра. Сабаби дигари пайдоиши ҳасад ин бухли нафс бар кори хайр аст. Баъзе ашхосе вуҷуд доранд, ки чун назди онҳо аз кори хайри дигарон зикр карда шавад, онҳо нохуш мегарданд, ҳол он ки миёни онҳо ҳеҷ адоват ва ҳатто ягон иртиботе вуҷуд надорад. Ин нохушӣ танҳо ба хотири разолати нафс ва табиати пасти онҳост, ки ба кори хайри дигарон бухл варзида, ҳолати некии дигаронро намехоҳанд ва ҳасодат меварзанд. Ин гуна сабаб аз ҷумлаи қабеҳтарин сабабҳои ҳасад буда, дур сохтани он басо мушкил аст, зеро он дар табиати соҳибаш сахту муҳкам ҷой гирифтааст… Ҳоло гуфтан мумкин аст, ки ҳамаи сабабҳои мазкур ё баъзеи онҳо метавонад дар шахсе пайдо шаванд ва боиси ҳасодати ӯ гарданд. Аз ин хотир Ф. Розӣ баъд аз зикри бархе сабабҳои пайдоиши ҳасад, аз илоҷ, пешгирӣ ва бартараф сохтани ҳасад сухан карда чунин гуфтааст: Даво ё худ илоҷи дур сохтани ҳасад ду арм аст: яке илм ва дуввумӣ амал. Аммо дар мавриди илм, ба таври иҷмолӣ метавон гуфт, ки ҳолу аҳвол ва неъмату дороии ҳар инсон вобаста ба қазову қадари илоҳӣ, яъне ба сарнавишти ӯст, пас, набояд ба неъмату дороии касе ҳасад бурд… Аммо тафсилан бояд донист, ки дар ҳасад бурдан бар ҳосид (ҳасадбаранда) зарару зиёни бисёр аст, на бар маҳсуд (ҳасадбурдашуда), зеро ҳосид бо ин амали зишти худ мухолифати худро ба адл, ҳикмат ва қисмате, ки Худо ба бандагонаш кардааст, нишон дода, нохушии худро ба ҳукми Худо изҳор менамояд ва гунаҳкору гирифтори уқубат мегардад. Инчунин бояд донист, ки шахси ҳосид ҳамеша гирифтори ғаму андӯҳ буда, наметавонад, бо ҳасодати худ дороии касеро аз ӯ ситонад ва ё аз ӯ дур созад, балки ба худ дарду ғам ва озору азият расонида, шахсияти худро дар дилу дидаи мардум аз даст медиҳад ва рӯзгорашро талху тира мегардонад. Ф. Розӣ ҳасадбарандаро ба шахсе ташбеҳ кардааст, ки ба сӯйи касе санг меандозад, аммо он санг ба ӯ нарасида, баргашта ба чашми рости ҳосид бармехӯрад. Ҳосид ба хашм омада, сангро бори дигар ба сӯйи

ҳамон нафар меандозад, ин бор низ санг ба ӯ нарасида, боз бармегардад ва ба чашми чапи ҳосид бармехӯрад. Ин дафъа ҳосид сахт ба ғазаб омада, сангро бо қувваи баланд ба ҳамон нафар ҳаво медиҳад, ин дафъа низ санг ба ӯ исобат накарда, ба сӯйи ҳосид бармегардад ва сари ӯро мекафонад, дар натиҷа он шахс солим монда, худи ҳосид шармандаву расво ва мавриди маломату хандаи атрофиёнаш қарор мегирад. Ҳоли ҳосид метавонад, ки аз ин ҳам бадтар бошад, зеро оқибати бадхоҳӣ ба сӯйи шахси бадхоҳ бар мегардад. «Ва макри бад ҷуз ба соҳибаш фуруд намеояд»[292]. Аз ин хотир барои ҳар инсон зарур аст, ки қалби худро софу пок сохта, оташи ҳасадро дар он хомӯш намояд. Ва ҳар чи аз ҳасад дар зеҳну қалби ӯ пайдо мегардад, онро рафъ сохта, мухолифи он, яъне мадҳу некхоҳӣ намояд ва агар кибру худхоҳӣ пайдо шавад, онро ба тавозуу шикастагӣ иваз намояд ва агар қасди баркандани хайр аз касе пайдо шавад, онро ба расонидани хайру некӣ бадал намояд. Ҳамин тариқ ин сифати бад аз шахси ҳасадбаранда бартараф шуда, миёни ҳосиду маҳсуд муҳаббату дӯстӣ барқарор меёбад. Аммо дар бораи маҳсуд (ҳасадбурдашуда) метавон гуфт, ки ӯ дар ин муомила ҳеҷ зараре намебинад, балки соҳиби савобу аҷр мегардад, агар дар гуфтор, рафтор, ғайбат ва бадгӯйии шахси ҳосид сабру таҳаммул дошта бошад. Ф. Розӣ дар ин маврид ҳикоят кардааст, ки Мӯсо (а) дар сояи Арш мардеро ба маконе шодон мебинад ва дармеёбад, ки ӯ шахси бузургу соҳибмартабаест. Мӯсо (а) аз ному шахсияти он мард ҷӯё мешавад, аммо номи ӯро дарёфт накарда, аз се хислати ҳамидаи ӯ огоҳ мегардад. Аввал, он ки ӯ ҳаргиз ба фазли Худо ва дороию неъмати касе ҳасад набурдааст. Дуввум, он ки ҳамеша падару модари худро иззату эҳтиром намуда, ҳеҷ гоҳ онҳоро ранҷиш надодааст. Севвум, он ки ҳеҷ боре суханчинию суханбарӣ накардааст. Аз ин хотир карим ва соҳиби мақоми баланд шудааст[293].

**Ғазаб**. Яке аз авсофи замимаи инсонӣ ва монеи камолоти инсонӣ ғазаб мебошад, ки Ф. Розӣ дар робита ба он чунин гуфтааст: «Ғазаб иборат аз тағайюрест, ки ҳангоми мушоҳидаи амри нохуш ва ғалаёни хуни қалб дар мизоҷи инсон ориз мешавад. Мусаллам аст, ки дар чунин ҳолат ҷисму равони инсон мутағайир гашта, идора намудани онҳо басо мушкил мегардад ва ҳар гуна ҳаракату ишораҳои

[292] Қуръони карим, сураи «Фотир», 43.
[293] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 1. – С. 645, 651.

ноҷо, кирдори ношоиставу гуфторҳои бетааммулона аз ӯ сар мезананд, ки боиси озору азияти дигарон ва таассуфу надомати худи инсон мегардад». Аз ин хотир Ф. Розӣ дар расидан ба камолоти инсонӣ фурӯ нишондани хашму ғазаб ва доштани сабру таҳаммулро шарту ҳатмӣ донистааст. Дар ривояте  чунин зикр гаштааст, ки паҳлавони ҳақиқӣ на онест, ки танҳо дар майдони мусобиқа бар касе ғолиб меояд, балки паҳлавони воқеӣ он нафарест, ки хашми худро фурӯ бурда, бар он ғолиб меояд. Дар зиндагӣ бисёр нафароне ба хотири адами (надоштани) тавоноӣ ба фурӯ нишондани қаҳру ғазаби худ аз некиҳои зиёде маҳрум гаштаанд ва баъзеи онҳо ҳатто зиндонӣ шудаанд. Хусусан ин сифати зишт дар  синну соли ҷавонӣ зиёдтар зоҳир гашта, таъсироти бештари худро мегузорад. Аз ин рӯ ҳангоми таълиму тарбия, волидайн ва асотиди азизро лозим аст, ки моҳият ва қабоҳати ин сифати замимаро ба фарзандону шогирдон фаҳмонанд. Ғазаб дар вуҷуди инсон ба мисли лахчаи хурди оташест, ки агар саривақт хомӯш нагардад, аз он оташи шуълавару забонадор падид меояд ва боиси сӯхтори шадиду зиёновар мегардад. Аксари оилаҳое, ки дар онҳо миёни ҳамсарон ҷудоӣ рӯх медиҳад ва зиндагию хушбахтии онҳо ва ҳатто фарзандони онҳоро аз байн мебарад, талоқ дар ҳоли қаҳру ғазаб аст. Оқибат ва таъсири бади ғазаб чунон домандорест, ки ҳатто дӯстону бародарон ва хешону  пайвандандони наздикро аз ҳам ҷудо месозад ва ё алоқаву муносибати зичи онҳоро заъиф мегардонад. Дар ҳоли ғазаб як сухани бетааммул дӯстро бегона месозад, гарчи аз дӯст гузашту бахшиш воқеъ шавад, дигар миёни дӯстон муносибат ба мисли гузашта воқеию самимӣ боқӣ намемонад, чунки баъди ба ҳам омадану беҳбуд гаштани захм нишонаҳои он муддатҳо  намудор мебошад.

**Сеҳр.** Фахруддини Розӣ дар «Мафотеҳ-ул-ғайб» аз сеҳру ҷоду сухан ба миён оварда, мавзӯи мазкурро хеле бо тафсил баён намудааст. Ӯ аз ҳашт навъи сеҳр сухан карда, дар бораи ҳар якеи онҳо маълумот додааст. Инчунин ҳукми онҳоро аз нигоҳи мазоҳибу равияҳо, бахусус аҳли суннат, муътазила ва фалосифа бо ҳуҷҷату мисолҳои манқул баён доштааст. Ӯ дар ин миён афкор ва ихтилофоти мазоҳибу равияҳои мазкурро моҳирона шарҳ дода, назари худро чунин нигоштааст: «Аз далелҳо бармеояд, ки амали сеҳр ва таълими он ноҷоиз, балки куфр аст»[294].

[294] Маъхази қаблӣ. – Ҷ. 1. – С.  628.

Дар ҳама даври замон аъмоле, ки боиси зиёну зарар, озору азият, ҷангу ҷидол, дарду ранҷ ва харобию ҳалокати одамон мегардад, мамнӯу нораво ва ҳатто ҷиноят эълон гардидааст. Аз ин хотир дар афкори тарбиявии Ф. Розӣ манъи ҳама гуна аъмоли зишт барало ба назар мерасад, аз ҷумла манъ ва ҷилавгирӣ аз сеҳру ҷоду, ки паёмаду натоиҷи он дар боло зикр гашт. Дар ин замон низ баъзан шахсоне ба назар мерасанд, ки ба сеҳру ҷоду ва ё фолбинӣ машғулият доранд, вале бархе онҳо худро на ҳамчун фолбину ҷодугар, балки ҳамчун табиб муаррифӣ менамоянд. Тавсияи Ф. Розӣ барои чунин ашхос ин аст, ки бояд онҳо ҳатман аз ин гуна кирдори бад даст бикашанд, вагарна ба ҳасрату пушаймонӣ ва уқубати сахт гирифтор хоҳанд шуд. Чунонки зикр гашт таълиму тарбияи кӯдакону ҷавонон, умуман фарзандон дар ин самт мамнӯъ ва ҷурм маҳсуб гардидааст. Пас, шахсоне, ки бо чунин афъоли бад сарукор доранд, набояд фаромӯш созанд, ки аксари онҳо соҳиби фарзанд мебошанд ва имкон дорад, ки ин гуна кирдори бади эшон ба фарзандони онҳо таъсиргузор бошад, зеро онҳо аз чунин амал дар худ баъзан даромади муфт, гарданбаландию ғурурро эҳсос намуда, метавонанд, бо нишон додани баъзе амалҳои соҳирию ҳайратангез диққати одамонро ба худ ҷалб созанд ва баъзе даъвоҳои беасос ва нопоки худро амалӣ гардонанд. Онҳое, ки бо анҷоми чунин аъмол гумроҳ шудаанд ва метавонистанд, ки ба роҳи рост биёянд, вале худро ислоҳ накарданд, ҳадди ақал бияндешанд, ки дигарон ба хусус фарзандонашонро ба ин роҳ набарнд ва таълими ин гуна аъмоли зиштро ба онҳо наомӯзанд. Чунки аз таълим ва анҷоми чунин аъмол ҳам дар дунё ва ҳам дар охират ба ҷуз зиёну зарар ва азобу уқубат чизи дигаре нест. Ф. Розӣ зимни тафсири ояти 102-и сураи «Бақара» далелу ҳуҷатҳои зиёд оварда, гуфтаҳои худро ба исбот расонидааст.

**Ришвадиҳию ришваситонӣ.** Ришвадиҳию ришваситонӣ падидаи нав набуда, аз айёми қадим дар миёни мардум ҳамчун амали зишту нописанд мавҷудият доштааст. Лекин тайи солҳои ахир зуҳури он бештар ва амалкарди он роиҷтар шуда, ҷомеаи башариро ба ташвиш андохтааст, зеро дар ҳар ҷомеа ва ё дар ҳар кишваре, ки ин амали зишт роиҷ мегардад, дар он ҷо беадолатӣ, ноҳаққӣ, муфтхӯрӣ, найрангу қаллобӣ, бесарусомонию норозигӣ ҳукмфармо мегардад ва коҳилию ақибравӣ ба назар мерасад. Аз ин амал пеш аз ҳама, табақаи нодору камбизоат зарар мебинад, чунки дар ҳаққи онҳо бештар беадолатию ноҳаққӣ зоҳир гашта, риояи талаботи қонун поймол

мегардад. Ин амали бад метавонад дар ҳар маврид дар ҳар шахсе ба эътибори имону виҷдон ва адлу инсофаш пайдо шавад, лекин он бештар дар ашхоси мансабдору соҳибвазифа дида мешавад. Аз ин рӯ дар ҳадисе пайғамбар (с) фармудаанд: «Ҳадя гирифтани ҳокимон кори зишт ва ришват қабул кардани қозиён куфр аст». Чунки ҳеҷ кас ба ҳоким маҳзи дӯстӣ ҳадя намедиҳад, балки ба хотири он медиҳад, ки вақте ӯро ёриву ҳимоят намояд. Аз ин ҷиҳат ҳар ҳадяе, ки ба ҳоким дода шавад, дар ҳақиқат ришва ё пора мебошад. Ҳоким агар ба ришват гирифтан одат кунад, он гоҳ наметавонад, ки аз рӯйи қонун амал ва ҳукм намояд. Аз ин ҷиҳат ба куфр будани ин ришвагирӣ шубҳае нест, бахусус вақте ки ришваро ҳалол шуморида гирад[295]...

Албатт, барои гирифтани пеши роҳи ин амал, мисли дигар аъмоли ношоиста як қатор пешгирию чораҷӯиҳое дар назар гирифта шудааст. Маълум аст, ки ҳар гуна ҷурму ҷиноят ва амали ношоиста беҷавобу ҷазо намемонад, дер ё зуд ҷазои он ба соҳибаш хоҳад расид. Аммо баъзе афроди саркаш ба хотири махфӣ доштани ҷурми худ ва ба даст наафтодан мехоҳанд, ки ин амалро ба воситаи дигарон анҷом диҳанд. Ё ҳастанд нафароне, ки барои расидан ба ҳадафҳои гуногуни худ ба сифати миёнарав дар ин амал кор мекунанд. Бехабар аз ин, ки миёнаравӣ дар ин амали зишт ба монанди ду тарафи он, яъне ришвадеҳу ришваситон гирифтори гуноҳ мегарданд, зеро пайғамбар (с) фармудаанд: «Лаънати Худост ба ришвагиранда, ришвадиҳанда ва касе, ки дар миёнаи ин ду нафар рафтуо намуда, онҳоро ба ришва гирифтану ришвадодан водор месозад».

Ф. Розӣ роҷеъ ба ин масъала дар шарҳи вожаи «тудлу» аз ояти 188-и сураи Бақара: «Ва амволатонро дар миёни худатон ба ботил нахӯред ва онро ба ҳокимон надиҳед (ба унвони ришва, то ба ноҳақ ба нафъатон ҳукм кунанд)»[296], чунин гуфтааст: «Тудлу» аз идло аст ва он баргирифта аз идлои далв мебошад, яъне фиристодани далв дар чоҳ ба хотири гирифтани об… Ва ин ҷо мақсад аз он нафиристодани мол ба ҳокимон ин ришва надодан ба онҳост. Ба андешаи Ф. Розӣ ин оят додани ришва ба ҳокимону мансабдоронро қатъиян манъ намудааст, зеро дар ин амали зишт ноҳақона расидан ба мақсаду манофеи як ҷониб ва поймол сохтани ҷониби дигар мушоҳида мегардад, ки мумкин аст чандин оқибатҳои нохушро дарпай биёрад[297].

---

[295] Абдурашид ибни Иброҳим. Шарҳи Ҳазор ҳадис. – Кобул. – С. 33.
[296] Абрурауфи Мухлис. Анвор-ул-Қуръон. – Аҳмади Ҷом, 1380. – С. 219.
[297] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 2. – С. 280.

**Худкушӣ.** Худкушӣ амали басе зишту нангин буда, ҳам ақлан ва ҳам шаръан мамнӯъ ва гуноҳи азим эълон гаштааст. Ҳеҷ фарди оқилу доно, босабру боандеша даст ба чунин амал нахоҳад зад, чунки аз он зулму носипосӣ нисбат ба худи инсон ва ғаму ғусса, ранҷу андӯҳ ба наздикону пайвандон падид меояд. Ф. Розӣ дар робита ба ин мавзӯъ чанд ривоятеро зикр намудааст, ки ҳамаи онҳо аз ҷурми вазнин будани ин амали мудҳиш ва паёмадҳои бади он хабар медиҳанд. Собит ибни Заҳҳок дар ривояте аз пайғамбар (с) чунин нақл кардааст: «Ҳар ки худро ба воситаи чизе аз ашё ба қатл расонад, фардои қиёмат ба ҳамон чиз дар дӯзах азоб карда мешавад». Абуҳурайра аз пайғамбар (с) ривояти зеринро чунин нақл кардааст: «Ҳар нафаре, ки худро бо олати тез бикушад, дар қиёмат бо он олат бар шикамаш мезанад ва пасон ба дӯзах афканда, ҷовидон он ҷо боқӣ мемонад ва ҳар ки худро қасдан аз кӯҳе (баландие) ба поён андозад, дар охират аз баландие ба дӯзах афканда шуда, доимӣ он ҷо мемонад»[298].

Дар миёни мардум, хусусан занҳо шакли дигари худкушӣ бо роҳи истеъмоли заҳр, дору ва ё дигар маводҳои заҳролудсозии меъда мушоҳида мегарданд. Барои пешгирии ин навъи худкушӣ ривояте омадааст, ки зикри он аз манфиат холӣ нест. Имом Бухорӣ аз пайғамбар (с) чунин ривоят кардааст: «Ҳар касе, ки заҳр бихӯрад ва нафсашро талаф диҳад, ҷовидон дар оташи дӯзах месӯзад»[299].

Чунонки аз ривоёти дар боло зикргашта маълум шуд, худкушӣ бо ҳар шаклу навъе, ки бошад мамнӯъ ва ҳукми он дар шариат ҳаром эълон шудааст. Фахруддини Розӣ дар тафсири ояти 195-и сураи «Бақара» (Худро бо дасти худ ба ҳалокат наяфканед) чандин тавзеҳоту тавҷеҳотро бо овардани ривоёти мутааддид зикр карда, дар охир гуфтааст: «Ҳосили маъно ин манъу боздошт аз худкушӣ бо ҳар роҳу равишест». Чунки ин амал ҷурми сангин буда, ифодаи ноумед шудан аз раҳмати Худоро мекунад. Ба мазмуни ояти фавқ қисмати ояти 29-и сураи «Нисо» мувофиқат мекунад, ки дар он омадааст: «Ва ба қатл нарасонед нафсҳоятонро…». Ф. Розӣ дар шарҳи ин оят чунин овардааст: «Баъзеҳо ихтилоф намуда гуфтаанд, ки ин хитоб барои манъи қатли нафси худ (худкушӣ) набуда, балки барои манъи қатли дигарон аст ва маълум аст, ки ҷони инсон чи қадар бароящ азизу ширин аст, ба ночор инсон ҳомӣ ва муҳофизи нафси худ мебошад,

---

[298] Маъхази пешин. – Ҷ. 1. – С. 547.
[299] Ғ. Мирзозода. Расоил (1). – Душанбе, 2013. – С. 91.
[300] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 1. – С. 591.

зеро буду бош, ҳаёт ва тамоми фаъолияти инсон вобаста ба ҷони ӯст. Ва ҳар навъи худкушӣ дорои дарду ранҷ, аламу азият ба ҷони инсон буда, гуноҳи азим маҳсуб меёбад, пас, ин хитоб на барои манъ аз қатли нафси худ, балки барои манъ аз қатли дигарон аст, ба истисноии бархе ақвом, монанди аҳли ҳинд, ки бинобар эътиқоди нодуруcташон, халосӣ аз олами фасод ба олами нуру салоҳро дар қатли нафси худ мепиндоранд[300]. Ф. Розӣ дар посух ба ин андеша чунин гуфтааст: Имкон дорад, ки инсон дар зиндагии бо вуҷуди донистану эътироф карданаш амали худкуширо ҳамчун ҷурм ва феъли номатлуб, ба сабаби ғаму ғусса, озору азият, сахтию мушкилот, бесабрию бетааммулӣ ва адами ризову қаноат, тоқати ниҳоии худро аз даст диҳад ва танҳо халосию роҳоии худро дар марг пиндорад ва ба ин амали зишт, ки хеле гуноҳи азим аст, даст бизанад. Ва ҳам имкон дорад, ки аз андешаи мазкур чунин посух дода шавад: Накунед он аъмоли бадеро, ки боиси қатли худ мегардад, монанди қатли нафси инсон ва ё боиси қатли маънавии худ мегардад. Яъне ба сабаби иртикоби ҷиноёти хатарноку сангин нафсҳои худро ба табоҳию ҳалокат наандозед[301], зоте ки ба инсон ҷон додааст, танҳо ӯ метавонад он ҷонро аз инсон бигирад ва ҳеҷ кас наметавонад, ки худ ё дигареро ба ноҳақ аз ҳаёт маҳрум созад. Балки ҳамеша ба ҳифзу ҳимояти ҷону моли одамон ва ҷинояту хиёнат накардан ба онҳо амр шудааст. Ҳатто аз баъзе ривоёт бар меояд, ки орзую таманно намудани марг дар ҳолати сахтию душворӣ ба ҳеҷ ваҷҳ ҷоиз намебошад, чунки дар он бесабрию бетоқатӣ ва розӣ нагаштан ба қисмату сарнавишт мушоҳида мегардад. Пайғамбар (с) дар ҳадисе фармудаанд: «Ҳеҷ кадоме аз шумо ба хотири зарару заҳмати расида набояд орзую таманнои маргро дошта бошад, лекин метавонад, ки бигӯяд: Худоё агар ҳаёт барои ман хайр аст, пас, маро зинда нигоҳ дор ва агар марг бароям хайр бошад, пас маро бимирон»[302]. Ҳамин тариқ дар ҳеҷ ҳол худкушӣ барои инсон ҷоиз набуда, он ҳеҷ гуна нафъу осоишеро дар пай намеорад, баръакс боиси гирифтории азобу мушаққати шахси худкуш ва ворисону пайвандони ӯ мегардад.

**Васвасаи шайтонӣ.** Ба андешаи Фахруддини Розӣ омили аслие, ки инсонро аз некию хубӣ, тақвою парҳезгорӣ бозмедорад, ин васвасаи шайтон ва муборизаву истодагарӣ накардани инсон дар

---

[301] Маъзази қаблӣ. – Ҷ. 4. – С. 58.
[302] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 1. – С. 606.

муқобили он васвасаҳо мебошад. Ф. Розӣ дар шарҳи маънои васвасаи шайтон гуфтааст, ки васваса иборат аз он чизест, ки ба дилу хотири мо мегузарад ва он иборат аз ҳарфҳову савтҳои хафӣ (пӯшида) мебошад. Яъне шайтон он ҳуруф ва асвотро, ки дар маҷмӯъ метавон ба он каломи хафӣ гуфт, ба қалбу димоғи инсон мерасонад. Таъсири васваса дар вуҷуди инсон вобаста ба истодагарию муборизаи инсон дар муқобили ҳамлаҳои паёпайи васвасаҳои шайтонӣ аст.

Дар мавриди ин ки оё шайтон инсонро ба кори хайр фаро мехонад ё не, Ф. Розӣ нигоҳи бархе орифонро чунин овардааст: Шайтон гоҳо инсонро ба сӯйи хайр мехонад, лекин на ба мақсади хайр, балки мехоҳад ӯро ба ин васила ба сӯйи бадӣ бикашонад. Ин амал бо ду роҳ сурат хоҳад гирифт, ё ин ки мебарад инсонро аз хубтар ба сӯйи хуб, то тавонад ӯро аз ин ҳолат ба ҳолати пастӣ, яъне ба сӯйи бадӣ бибарад. Ё ин ки мебарад инсонро аз некии каму осон ба сӯйи некии бисёру пурмушаққат, то тавонад, ки ӯро ба ин васила ба сахтию мушаққат дучор созад ва дар натиҷаи душворию сахтӣ, билкул инсонро аз некӣ боздорад. Ба ҳар роҳе, ки бошад, мақсади шайтон аз васваса карданаш дар қалби инсонҳо, танҳо як чиз бадӣ кардан ва ба бадӣ водор сохтан аст[303].

**Сабр.** Фахруддини Розӣ андешаҳои худро дар бораи маъно ва моҳияти сабр (шикебоӣ) чунин баён кардааст: Сабр ин мағлуб сохтани нафс ва таҳаммулпазир гардондани нафс бар сахтию душвориҳо ва нигоҳдории он аз фиғону бетоқатиҳо мебошад. Ва ҳар кӣ риояти инҳо кард, пас бар ӯ анҷоми ҷумла афъоли нек, таҳаммули мушкилот ва канорагирӣ аз манҳиёт (он чӣ карданаш манъ аст) осон хоҳад шуд. Ӯ сухани худро дар асоси ақволи имом Ғазолӣ асоснок карда гуфтааст: Сабр аз вижагиҳои инсонист, ки малоик аз рӯйи камол ва баҳоим (чорпо) аз рӯйи нуқсон аз он ориянд. Баёни қавли мазкур ин аст, ки баҳоим дорои шаҳватанд, вале аз ақле, ки метавонист дар муқобили шаҳват рӯёрӯйӣ мекард, холиянд, то суботи он қувваро, ки дар муқобили муқтазои шаҳват ба вуҷуд омада буд, сабр номид, аммо маълум аст, ки баҳоим беақланд. Ҷумлаи малоик ба куллӣ, шаҳват надоранд ва вазифаву масъулияти онҳо чизи дигарест… Инсон бошад дар овони хурдсолӣ ба мисли баҳоим ноқис аст, шаҳвати ӯ танҳо барои ғизо равона мегардад, баъдан барои бозӣ кардан, сипас ба тадриҷ барои никоҳ (издивоҷ) талабот пайдо мегардад. Дар замони

303 Маъхази қаблӣ. – Ҷ. 2. – С. 187.

мазкур (хурдсолӣ) ҳанӯз барои инсон қуввати сабр вуҷуд надорад, зеро сабр иборат аз суботест, ба монанди лашкар дар муқобили лашкари дигар, ки миёни онҳо талабе ё дархосте вуҷуд дораду муҳориба сурат мегирад. Аммо инсони болиғ дорои шаҳвате мегардад, ки ӯро ба талаби лаззати оҷил мехонад…, ақл бошад баракси ҳол ӯро аз талаби лаззоти оҷил боздошта, ба талаби боқии рӯҳонӣ мехонад, дар натиҷа ақл монеи амалӣ гаштани талаботи шаҳвонӣ мегардад, ки он манъу боздоштро сабр мегуянд. Акнун бидон, ки сабр ду навъ аст: яке сабри баданӣ, яъне таҳаммул ва устувории бадан бар ҷумла сахтиҳое, ки ба бадан равона мегардад. Ва ин васф ё ба анҷом додани феълест, ки ба ҷисм душворӣ меорад ва ё ба дарки ранҷу дардест, ки онро бадан аз зарбу лат эҳсос мекунад. Яъне дар ин ду ҳол бардошту тобоварии ҷисми инсон сабру таҳаммули он аст. Навъи дуввуми сабр ин сабри нафсонӣ аст ва он манъи нафс аз талаботи шаҳват ва хоҳишоти табиати инсонӣ мебошад. Дар ин сурат, агар сабр дар муқобили хоҳишоти батну (шикаму) фарҷ бошад, пас, онро иффат гӯянд. Агар сабр дар тоқату бардошти нохушиҳои ҳаёт бошад, пас номи он ба эътибори ҳар як аз навъи нохушӣ дигаргун мешавад. Агар таҳаммулу устуворӣ дар муқобили мусибат бошад, онро сабр гуфтаанд ва зидди он бетоқатию беқарорист, ки ҳангоми мусибату сахтии ҳаёт баъзе одамон онро ба амал меоранд, монанди доду фиғони номатлуби гӯшхарош, кандану харошидани рӯй, чоку пора кардани пероҳан ва амсоли инҳо. Агар дар ҳолати дороию боигарӣ бошад, онро шукргузорӣ гуфтаанд, ки зидди он носипосӣ аст. Агар дар ҳолати задухӯрд ва муҳориба бо душман бошад, онро шуҷоату далерӣ гуфтаанд, ки зидди он тарсончакию буздилӣ мебошад. Агар дар ҳолати фурӯ бурдани хашму ғазаб бошад, онро ҳилм гуфтаанд, ки зидди он сабуксорию бебокӣ мебошад. Агар дар ҳоли рухдоди ҳаводиси нохуши замон бошад, онро кушодагию фароҳдилӣ гуфтаанд, ки зидди он тангдилию беоромӣ мебошад. Агар дар ҳолати фузунии айш бошад, онро зуҳд гуфтаанд, ки зидди он ҳирс мебошад. Агар дар ҳолати кам доштани мол бошад, онро қаноат гуфтаанд, ки зидди он тамаъу талаб мебошад[304].

Фахруддини Розӣ андешаи Қаффолро дар мавриди сабр чунин овардааст: Сабр ин нест, ки инсон аз нохушие озору ранҷ набинад, зеро чунин шуданаш номумкин аст, балки сабр ин таҳаммули нафс

304 Ҳамон ҷо. – Ҷ. 2. – С. 124, 131.

бар сахтию мушкилот ва тарки изҳори бетоқатию беқарорӣ мебошад. Ва чун инсон ғаму ранҷашро махфӣ дорад, то ҷойе ки осору аломати онро изҳор нанамояд, агарчи рангаш дигаргун шудаву чашмаш ашк фишорида бошад, пас метавон он шахсро собир гуфт ва дар воқеъ ӯ собир аст. Дар ҳадисе омадааст: «Сабр (воқеан) ҳангоми бархӯрди аввал аст». Чунки агар шахс дар бархӯрди аввал бо мусибату сахтӣ амале намояд, ки ӯро аз зумраи собирон берун созад, пас онро на сабр, балки салв (беғамию осудагӣ) мегӯянд. Ба андешаи Ф. Розӣ ҳар душворӣ, ҳатто хурдтарину оддитарин норҳатие, ки ба инсон мерасад, он мусибат ҳисобида мешавад. Ӯ барои ин фикри худ ривоятеро зикр кардааст, ки дар он омадааст: Боре чароғи пайғамбар (с) хомӯш гардид, ӯ қавлеро, ки муносиби ин ҳол буд баён дошт. Аз ӯ (с) пурсида шуд, ки оё ин ҳам мусибат аст? Пайғамбар (с) дар посух фармуданд: Оре ҳар чизе, ки боиси озурдагии инсони муъмин мегардад, он барояш мусибат аст.

Фахруддини Розӣ баъд аз баёни маънову моҳияти сабр (шикебоӣ) аз фазилати он сухан карда, бо ироаи далелҳои қавӣ собит сохтааст, ки подошу аҷри ашхоси собиру шикебо беҳисобу бениҳоят аст. Албатта, раванди таълиму тарбия мушкилот ё худ дорои проблеммаҳоеанд, ки сабру субот, оромию устуворӣ дар ин самт, яке аз роҳҳои раҳоӣ ва бартараф намудани онҳо мебошад. Хусусан барои наврасону донишҷӯёни тамоми макотиби кишвар, ки баъзан дар ҳоли хониш бо мушкилоти гуногун мувоҷеҳ мегарданд.

Хулоса, ҳар ранҷу дард, сахтию душворӣ, нохушию нороҳатие, ки ба инсон мерасад, агар инсон дар бархӯрд бо онҳо сабру таҳаммул ва тобоварию устуворӣ намуда, худро аз шикастхӯрию ноумедӣ эмин дорад, албатта, муваффақ ва растагору сарбаланд хоҳад шуд. Бузургон гуфтаанд: «Сабр дарахтест талх, вале меваи ширин ба бор орад». Агар тибқи ин гуфтаҳо амал карда шавад, бо боварии комил гуфтан мумкин аст, ки тамоми мушкилот бартараф хоҳад шуд.

**Сипосу қадршиносӣ.** Инсон дорои неъматҳои зиёд, хурду бузург, аёну ноаён ва беҳадду ҳаср аст, ки дар ивази ҳар яке аз онҳо сипосу қадршиносӣ ва ёдоварию шукргузорӣ лозим меояд.

Фахруддини Розӣ андеша доштааст, ки барои завол наёфтани неъмат ва бардавомии он бояд инсон шукри онҳоро ба ҷо биёрад. Ӯ маънои шукрро шарҳ дода, аз ҷумла гуфтааст: «Шукр иборат аз эътирофи неъмат, таъзими мунъим (неъматдиҳанда), ва истиқомати нафс бар ин равиш мебошад». Аслан адои шукр бо се тариқ сурат

мегирад: бо қалб, бо забон ва бо ҷумлаи аъзо. Адо намудани шукр бо қалб чунин аст, ки инсон бояд илм ва фаҳми неъмати мавҷуда ва атокунандаи онро доро бошад. Адои шукр бо забон чунин аст, ки инсон бояд эътироф ва санои забонӣ барои неъматҳои мавҷуда ва атокунандаи онро дошта бошад. Адои шукр ба тариқи аъзо ин анҷоми корҳоест, ки далолат бар иззату эҳтиром ва азамату бузургии мунъимро менамояд.

Истифодаи дурусти неъматҳои мавҷуда, ин худ шукргузорӣ аз неъматҳо ба шумор меравад, аммо истифодаи нодуруст, аз ҷумла харҷҳои зиёдатӣ, исрофкориҳо, ҳимоят накардану истифода набурдани неъматҳои мавҷуда ин ҳама ношукрию носипосӣ маҳсуб меёбад. Масалан, агар дар маҳале олим ё мутахассиси соҳае вуҷуд дошта, лекин одамон сухани ӯро напазиранд ва ё аз илму ҳунари ӯ истифода нанамоянд, ин қадрношиносию носипосӣ нисбат ба ҳамон шахс ва ҳунари ӯ ба ҳисоб меравад. Ё агар дар мавзее замини хубу ҳосилхез вуҷуд дошта бошад ва мардум он заминро бекишту безироат холию бекор бигузоранд, ин ҳам ношукрию носипосӣ нисбат ба он замин дониста мешавад. Ва ё бо вуҷуди имкониятҳои истифода аз шаклҳои гуногун дар ҷойе, аз обҳои мавҷудаи фаровон нафъ бардошта нашавад, инро низ беқадрӣ ва ношукрӣ метавон гуфт. Хулоса, ҳар чизе ки ба нафъи инсон ва рафъи эҳтиёҷоти инсон нигаронида шудааст, агар он дурусту самаранок истифода бурда шавад, пас, он барои инсон сабаби файзу баракат ва зиёд гаштани неъмат мегардад, аммо агар нисбат ба он беэътиноию бепарвогӣ зоҳир шавад, пас, он боиси нуқсону заволи неъмат хоҳад шуд. Бузургон фармудаанд:

Шукр нокардан заволи неъмат аст,<br>Баҳраи шокир камоли неъмат аст.

Ё:

Шукри неъмат неъматат афзун кунад,<br>Куфри неъмат аз кафат берун кунад.

Шукр мояи фузунии неъмат ва куфр (носипосӣ) муҷиби фано аст. Бидуни шак Худованд дар баробари неъматҳое, ки ба мо мебахшад, ниёзе ба шукри мо надорад ва агар дастур ба шукргузорӣ дода, он ҳам муҷиби неъмати дигаре бар мо ва як мактаби олии тарбиятӣ аст.

Шукр дорои се марҳила аст: Нахустин марҳила он аст, ки бо диққат бияндешем, ки бахшандаи неъмат кист? Ин таваҷҷӯҳ ва имон

ва огоҳӣ пояи аввали шукр аст. Ва аз он ки бигзарем, марҳилаи забон фаро мерасад. Вале аз он болотар марҳилаи амал аст. Шукри амалӣ он аст, ки дуруст бияндешем, ки ҳар неъмате барои чӣ ҳадафе ба мо дода шудааст. Онро дар мавриди худаш сарф кунем, ки агар накунем, куфрони неъмат кардаем.

Неъматҳои бузургу бебаҳои Худованд дар қисмати аъзои инсон (дасту пову гӯшу даҳон ва амсоли ин), неъмати кору зиндагӣ ва бандагӣ, неъмати беҳдошти ризқу рӯзӣ, неъмати нону неъмати ҷон, неъмати амну амон ва садҳо, ҳазорҳо теъдоди бешумори неъматҳои дигар барои бандагон аст, ки аз онҳо пайваста баҳраманд мешаванд, зеро ки ба онҳо бевосита ниёз доранд.

Вақте, ки аз ин неъматҳо, аз ин файзу футуҳи ҳаёт ниёзи худро бароварда месозанд, осоишу оромӣ меёбанд, набояд фаромӯш созанд, ки ҳамаи неъматҳои Худованд шукр металабанд, шукре ки ба ҷо овардани он файзу баракат ва афзоиши неъмат ва илло куфрони он заволу латмае бар он мегардад.

Латифа: Дарвеше аз рӯзгори номусоид пеши пири тариқат бинолид. Пир гуфт: Эй зарифи дарвеш, майл дорӣ, туро чашм набувад, вале даҳ ҳазор дирам дар даст бошад? Гуфт: На. Пир гуфт: Эй мискин, майл дорӣ, ақли худро аз даст диҳӣ ва дар иваз даҳ ҳазор дирам дар даст бошад? Гуфт: На. Пир гуфт: Эй бечора, ба ин ду калима (не) ки гуфтӣ, туро бист ҳазор дирам дар даст аст![305]

Фахруддини Розӣ афзудани неъматро ду гуна маъно кардааст: яке рӯҳонӣ ва дигаре ҷисмонӣ. Ӯ қайд кардааст, ки афзудани неъмати ҷисмонӣ зоҳир аст, аммо афзудани неъмати рӯҳонӣ он аст, ки шахси шокир ҳангоми тафаккур ва баррасии неъматҳо ва фазлу карами илоҳӣ ба диҳандаи ин неъматҳо дорои муҳаббату ихлоси самимӣ шуда, аз мақоми баланди муҳаббат бархӯрдор мегардад. Ба монанди шахсе, ки аз шахси дигар эҳсону карам мебинад ва нисбат ба ӯ таваҷҷӯҳи бештаре дода, муҳаббату самимияташ афзун мегардад[306].

**Дар панду насиҳат.** Яке аз омилҳои дигари расидан ба камолоти инсониро Фахруддини Розӣ дар насиҳат кардану насиҳат шунидан медонад, чунки насиҳат кардан тарбияту парвариш кардани дигарон ва насиҳат шунидан тарбият ёфтану камоли одоби худи инсон аст. Фахруддини Розӣ касонеро, ки дар зиндагӣ ба тарбияи

---

305 Баҳриддини Исматуллоҳ. Шукри неъмат неъматат афзун кунад. – Душанбе, 2012. – С. 11, 20.
306 Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 7. – С. 66, 67.

дигарон машғул шудаанд, бо раҳмтарин ва бошафқаттарини мардум хондааст: Онҳое, ки ба тарбият ва парвариши дигарон машғул шудаанд, назари эшон ба раҳму шафқат афтод ва онҳое, ки тарк карданд, (ва) тарбияту парвариши дигарон накарданд, назари эшон ба озодӣ ва фароғат афтод… Ривоят кардаанд, ки ду нафар, яке зебову хубрӯй ва дигаре қабеҳу зиштрӯ ба назди ҳакиме ҳозир мешаванд ва аз ҳаким илтимоси насиҳат менамоянд. Марди ҳаким ба авалӣ мегӯяд: Ту зебову хубсурат ҳастӣ ва феъли бад ба шахси хубсрату зебо лоиқу арзанда нест. Ба шахси дуввум мегӯяд: Ту қабеҳу зиштсурат ҳастӣ, агар аз ту кори баде содир шавад, қабоҳату зиштиат зиёдатар мегардад.

Фахруддини Розӣ дар китоби «Маноқиб-ул-имом-иш-Шофеъи» чанде аз андарзу масалҳоеро, ки барои тарбия ва такмили ахлоқу маънавиёти инсон равона шудаанд, баён намудааст, ки баъзеи онҳо дар ин ҷо зикр менамоем:

1. Оқил касест, ки ақлаш ӯро аз кори зишт боздоштааст;

2. Комил намегардад мард дар дунё магар бо чор хислат:

а) диёнат; б) сиёнат (ҳифз, дурӣ аз фасод); в) разонат (оромиш, виқор); г) амонат;

3. Имом Шофеӣ инсонеро дид, ки дар амали худ шитобкор буд, гуфт: Коратро ба оромию оҳистагӣ анҷом бидеҳ, чунки шитобкорӣ сабаби маҳрум гаштан аст, аммо оромӣ василаи дарёфти матлуб мебошад. Ман шунидаам, ки пайғамбари Худо (с) фармудаанд: Худованд орому бовиқор аст ва оромиро дӯст медорад ва медиҳад ба оромӣ он чизеро, ки намедиҳад онро бо тундию дуруштӣ;

4. Густохӣ ба мардум боиси қароини бад ва дарҳамгирифтагӣ аз мардум сабаби адовати онҳост, пас, миёни ин ду ҳолро интихоб намо;

5. Суҳбат бо касе, ки ор надорад ор аст;

6. Ҳар ки шукргузорӣ кунад туро дар он чӣ ба ӯ накардаӣ, бипарҳез аз мазамматаш дар он чӣ ки накардаӣ;

7. Нест хуррамие беҳтар аз суҳбати дӯстон ва нест ғуссае сангинтар аз фироқи дӯстон;

8. Аз нишонаҳои сидқ он аст, ки бо дӯсти дӯстат содиқ бошӣ;

9. Марде имом Шофеиро гуфт: Панде бидеҳ. Имом гуфт: Бандаи озод бош, чунонки Худо туро озод офаридааст;

10. Озодии шахс дар карам ва тақво аст;

11. Ҳар кӣ суханеро ба ту овард, сухани туро ба дигаре барад;

12. Волотарини мардум аз рӯйи қадру манзалат касест, ки қадрашро намебинад ва бештарини мардум аз рӯйи фазл онест, ки фазлашро намебинад;

13. Он ки сиррашро пӯшонид, амрашро соҳиб гашт ва хайр дар дасти ӯст;

14. Хайри дунё ва охират дар панҷ чиз аст: а) ғинои нафс; б) манъи озор; в) касби ҳалол; г) либоси тақво; д) боварӣ ба Худо;

15. Ҳар кӣ дӯст дорад, то қалбаш бо нури хикмат пур гардад, лозим гирад ин хислатҳоро: а) хилват; б) кам хӯрдан» в) дурӣ аз бехирадон ва олимони бе одобу бе инсоф;

16. Яке аз уламоро гуфтанд: Эй соҳиби илм, донишатро бо зулумоти маъсият маолой, то дар торикии рӯзи қиёмат боқӣ намонӣ дар он рӯзе, ки аҳли илм бо нури илмашон сайъ менамоянд;

17. Фақри олимон фақри ихтиёрист ва фақри ҷоҳилон фақри изтирорист;

18. Зинати уламо тақво ва зевари онҳо хулқи накӯ ва ороишашон карами нафс аст[307].

Аммо Фахруддини Розӣ амали онҳоеро, ки дигаронро ба кори хайру некӣ даъват менамоянду худ дар анҷоми он саҳлангоранд, қабеҳ ва ғайримаъқул хондааст. Ӯ дар робита ба ин мавзӯъ гуфтааст: Мақсуд аз фаро хондани мардум ба аъмоли хайру некӣ ё насиҳат кардан ва ё шафқат намудан аст. Ва аз доираи маъқулот берун аст ин, ки бар касе шафқат намоӣ ва ё ӯро панду андарз диҳӣ дар ҳоле, ки худ бар хилофи он бошӣ ва ба гуфтаву фармудаи худ амал нанамоӣ. Ф. Розӣ дар манофеи амри ба маъруф (амали писандида) ва манъи аз мункар (амали нописанд) чунин гуфтааст: «Мақсуд аз амри ба маъруф ва манъи аз мункар ин водор сохтан ва ислоҳу роҳнамоии ғайр ба сӯйи кори савоб ва боздоштан аз вуқӯъ дар кори бад аст. Мусаллам аст, ки ислоҳ ва хайрхоҳию эҳсон аввалан ба нафси худ авлотар аст аз ғайр. Ва бо шавоҳиди ақлию нақлӣ маълум шуда, ки ҳар он ки панд диҳад ва худ панд наомӯхта бошад, яъне ба гуфтаву фармудаи худ амал надошта бошад, пас, ӯ мухолифкорест, ки гуфтору кирдораш бо ҳам зид ва мухолиф аст». Ӯ дар ин замина чандин ривоётеро зикр кардааст, ки ҳама аз қабоҳати беамалӣ дар гуфтор хабар медиҳад. Аз ҷумла дар ривояте, ки онро Анас ибни Молик аз Муҳаммад (с) нақл кардааст, чунин омадааст, ки дар охират ақвоме мавҷуданд, ки лабҳои

[307] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Маноқиб-ул-имом-иш-Шофеъи. – Қоҳира, 1406 ҳ. қ (1986 м.). – С. 337, 339.

эшон бо қайчиҳои сӯзон бурида мешавад, ба он сабаб, ки дар дунё одамонро ба некӣ фаро мехондаанд, аммо нафсҳои худро фаромӯш месохтаанд. Дар ривояти дигаре омадааст, ки фардои қиёмат аҳли дӯзах аз бӯйи бади марде азият ёфта, ба фиғон меоянд, ба он сабаб, ки марди мазкур дар дунё олим будааст, лекин аз илмаш ҳеҷ манфиате ба мардум нарасонидааст. Бояд донист, ки воизону носеҳон чун мардумро панду андарз медиҳанд ва аз кори зишт барҳазар медоранд, дар ин маврид илму маърифати онҳо ба мардум зоҳир мешавад. Пас, агар ба гуфтаву фармудаҳои худ амал накунанд ва хилофи он рафтор намоянд, пас, мардум мегӯянд, ки бо вуҷуди илму маърифати доштаашон ба аслу моҳияти масъала бетаваҷҷӯҳу бепарвоянд, агар хилофи гуфтаҳою фармудаҳояшон оқибати сахту бад медошт, ҳаргиз онҳо хилоф зоҳир намекарданд. Ба ибораи дигар амру даъват ба хайр ва манъу боздошти онҳо аз шар бетаъсир боқӣ мемонанд, зеро бузургон дар таъсири сухан ба қалби мухотаб, мувофақати қавлу амалро (гуфтору кирдорро) шарт донистаанд. Дар ҳадисе омадааст: «Ҳоли шахсе, ки ба дигарон накӯиро меомӯзад, вале худ ба он амал надорад, ба мисли шамъест, ки ба мардум рӯшноӣ мебахшад, лекин худ сӯхта нобуд мегардад[308]. Бузурге фармудааст: Эй марди омӯзгор, оё ба нафси худ таълим додаӣ? Доруеро, ки барои беморон тавсия кардаӣ, оё ба дарди худ истеъмол намудаӣ? Аз нафси худ оғоз намо ва бадиро аз худ дур кун, пас, марди ҳаким мешавӣ ва суханат маъқул, фикрат мақбул, илмат нофеъ хоҳад шуд. Ҳар кӣ танҳо ба сухан панд медиҳад, гоҳо каломаш зоеъ мегардад ва он кӣ бо амал панд медиҳад, ҳамеша ба матлуб мерасад.

**Чанд панди дигари Фахруддини Розӣ.** Аз ҷумлаи насиҳатҳои Фахруддини Розӣ чунин аст: Бояд ки ба дунё ва неъмати он зиёда дил нанињӣ ва дар ҳаёт ва сиҳати мол ва ҷоҳ эътимод накунӣ, (чун) ки ҳарчанд зери фалак қамар аст ва афлок ва анҷум (ситораҳо) парешон мегарданд, бар як ҳол намемонанд, албатта, аз ҳоли худ (ба ҳоли дигаре) гардад. Яъне ҳоли ин олам бар як сурат (на) мемонад ва дар гардиш аст, ҳар замон сурате мегирад ва ҳар соате нақше мепазирад. Сурати аввал ҳанӯз тамом нашуда ва истиқомат наёфта, ки сурати дигар ояд ва сурати аввалро маҳв гардонад ва биайниҳи (айнан) мавҷи дарёро монад ё худ мавҷи дарё аст. Ва оқил ҳаргиз бар мавҷи дарё иморат накунад ва нияти иқомат накунад. Ин фармудаи

---

308 Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 1. – С. 489.

Фахруддини Розӣ далолат бар тарки тамоми ашёву амволи дунё намекунад, балки ба тарки аз ҳад фузун гаштани ашёву амволе менамояд, ки баъзан боиси каҷравию гумроҳии одамон мегардад, зеро Фахруддини Розӣ дар аксари маворид, одамонро ба касби ҳалол, меҳнати софдилона ва талаби ризқу рузӣ ташвиқ намуда, аз талабу тамаъ дар молу ашёи дигарон барҳазар доштааст. Бидон ки мурод аз тарк тарки фузулот аст, на тарки молобудда (заруриёт). Аз ҷиҳати он, ки чунонки моли бисёр нописандида ва монеи роҳ аст ва тарки молобудда низ нописандида ва монеи роҳ аст, аз ҷиҳати он ки одамиро қувват ва либос ва маскан ва қадри заруриёт аст, агар ҷумларо тарк кунад, муҳтоҷи дигарон гардад ва тамаъ падид ояд. Ва тамаъ умулхабоис аст. Чунон ки моли бисёр фасод дорад ва тарки молобудда ҳам фасоди бисёр дорад. Ҳар кӣ молобудда дорад, неъмати азим дорад…

Фахруддини Розӣ дар идомаи насиҳатҳояш тағйирёбии олам, дигаргунии аҳволи халқро зикр намуда, одамонро ба шукргузорӣ, тарки яъсу ноумедӣ, анҷоми кори хайр ва дарёфти подоши нек фаро хондааст. Бидон, ки аҳволи олам мутағайир ва омехтаи хайру шар ва хушию нохушӣ аст. Шахси оқил чун тааммул ба аҳволи хеш намояд, дармеёбад, ки ҳолаш яксон нест, гоҳ шодӣ асту гоҳ ғам, гоҳ тандурустӣ асту гоҳ беморӣ, гоҳ доройӣ асту гоҳ нодорӣ ва ғайри инҳо, хулоса, ҳоли инсон доим дар тағйиру таҳаввул аст. Аммо некҳолии ӯ нибат ба бадҳолияш бештар ба назар мерасад. Пас, бояд аз он шукргузорӣ намояд ва дар пайи кори хайру дарёфти савоб бошад. Ҳикоят кардаанд, ки Иброҳим ибни Адҳам барои адои ҳаҷ ба сафар мебарояд. Дар аснои сафар бо саҳронишине, ки савори шутуре буд вомехӯрад. Саҳронишин аз Иброҳим мепурсад, ки эй шайх, ба куҷо сафар дорӣ? Иброҳим мегӯяд, ки ба зиёрати Каъба. Саҳронишин мегӯяд: Аҷабо на саворае дорӣ ва на тӯшае, ҳол он ки сафари тӯлонӣ дар пеш дорӣ. Иброҳим мегӯяд: Ман савораҳои зиёде дорам, аммо ту онҳоро намебинӣ. Саҳронишин мегӯяд: Онҳо дар куҷоянд? Иброҳим мегӯяд: Чун балое бар ман бирасад, бар маркаби сабр менишинам ва чун қазое бар ман расад, бар маркаби ризо савор мешавам ва чун неъмате бар ман расад, маркаби шукрро савор мешавам. Саҳронишин мегяӯд: Эй шайх, сафаратро идома бидеҳ, зеро ман фаҳмидам, ки дар воқеъ ту савораи ва ман пиёдаам[309].

[309] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 1. – С. 215.

Фахруддини Розӣ дар шарҳи мафҳуми қавли «Анниҳояту руҷуъун илал бидояти» (Саранҷом бозгашт ба оғоз аст) чунин гуфтааст: Банда нахуст дар ҳолати гумномию ҷаҳолат аст ва оҳиста-оҳиста дар мақомоти бандагӣ тараққӣ карда болотар меравад, чун ба охирин мартабаи мақоми худ мерасад ва дар олами мукошафоту анвор дохил мешавад, андак-андак фурӯтар меояд, то ин ки дар баҳри тавҳид фонӣ мегардад ва ин аст маъно ва мафҳуми қавле, ки гуфтаанд: «Анниҳояту руҷуъун илал бидояти». Ӯ аз нопойдории дунё ва сафар аз ин дори дунё сухан карда, тӯша гирифтанро ҳатмию зарурӣ дониста, чунин гуфтааст: Инсонро ду сафар аст, яке дар дунё ва дигаре аз дунё. Инсонро зарур аст, ки дар сафари дунё бо худ тӯшаи роҳ, яъне таъом, шароб, савора ва чизе аз амвол дошта бошад, то ба манзили мақсуд саломат бирасад. Дар сафар аз дунё низ бояд тӯшаи худро дошта бошад ва он тӯша маърифати Худо ва ҷумла амалҳои нек аст, ки инсонро ба манзили мақсуд хоҳад расонд[310].

Ҳамчунин ӯ ҳоли одамонро дар ин олам ба ҳоли мусофире ташбеҳ кардааст, ки сафарашро лаҳза ба лаҳза ба итмом мерасонад. Эй дарвеш, ба яқин бидон, ки мо мусофирем ва албатта, соат фасоат хоҳем гузаштан ва ҳоли ҳар яки аз мо ҳам мусофир аст ва соат фасоат хоҳем гузашт. Агар давлат ҳаст, мегузарад ва агар меҳнат ҳам, мегузарад. Ва агар давлат дорӣ, эътимод бар давлат макун, маълум нест, ки соати дигар чун бошад. Ва дар банди он бош, ки озоре аз ту ба касе нарасад ва ба қадри он, ки метавонӣ роҳат бирасон…[311].

Фахруддини Розӣ зарару зиён, озору азият нарасонидан ба дигаронро аз ҷумлаи порсоию парҳезгорӣ ба шумор оварда, дар ин бора аз аҳволи Имом Абӯҳанифа (рҳ.) ҳикоятеро чунин нақл кардааст. Ҳикоят: Овардаанд, ки Абӯҳанифаро бар болои маҷусие мол буд. Яъне он маҷусӣ аз Абӯҳанифа қарздор буд. Рӯзе Абӯҳанифа дар талаби моли худ ба дари хонаи маҷусӣ ҳозир мешавад. Дар ин ҳол иттифоқо ба пойафзоли Абӯҳанифа ифлосие мечаспад. Абӯҳанифа мехоҳад, ки он ифлосиро аз пойафзоли худ дур кунад, аммо ба нохост он ифлосӣ ба девори ҳавлии маҷусӣ мерасад… Абӯҳанифа меандешад, ки агар ҳеҷ коре накунад ва чорае наҷӯяд, девор ифлосу нозеб боқӣ мемонад ва агар он ифлосиро бардорад, шояд девор харошида шавад ё асари он дар девор боқӣ монад ва ҳусни хонаи

---

[310] Маъхази пешин. – Ҷ. 2. – С. 321.
[311] Имом Ҷаъфри Содиқ, Имом Фахри Розӣ. Фолнома (дастхати форсӣ), Китобхонаи милли Тоҷикистон, № ИНВ 1722. – 138 с.

маҷусиро коста гардонад. Дар ин андеша ходими маҷусӣ дарро мекушояд ва Абӯҳанифаро мебинад. Абӯҳанифа ба ӯ мегӯяд, бирав ба мавлоят бигӯ, ки фалон шахс ба дари ҳавлиат ҳозир омадааст. Маҷусӣ ба назди Абӯҳанифа баромада, аз ин ки то ҳол натавонистааст моли ӯро адо кунад, забон ба узрхоҳӣ мекушояд. Абӯҳанифа ба маҷусӣ мегӯяд, ҳоло вақти гуфтани ин ҳарфҳо нест. Шумо ба ман бигӯед, ки чи гуна метавонам кори кардаи худро ҷуброн созам ва қиссаи ифлос шудани деворро ба ӯ баён намуда мегӯяд, чӣ тавр ин ифлосиро аз девори шумо дур созам, то ин ки боиси ранҷиши шумо ва аҳлу оилаатон нагардад? Маҷусӣ аз ин феъли Абӯҳанифа ба шигифт омада, ба худ мегӯяд, ки чаро ӯ ин қадар дар фикри покии нафси худ аст? Ман низ бояд дар пайи пок сохтани нафси худ бошам ва ойини Абӯҳанифаро писандида ба он мегаравад.

Фахруддини Розӣ ба касоне, ки умри худро аз рӯйи нодонию ғафлат бар ҳадар гузаронида ва ё ба корҳои зишту нописанд сарф кардаанд, оромишу таскин дода, фармудааст: Инсон набояд аз хайру хубӣ ноумед шавад ва бояд пайваста дар пайи ислоҳу анҷоми амали нек ва ҷуброн намудани камбудиҳои хеш бошад. Овардаанд, ки моҳие ба тури сайёд меафтад. Духтари сайёд он моҳиро аз тур раҳо карда, ба дарё меанзозад ва мегӯяд: Гирифтории ин моҳи дар тур қасдан набуд, балки аз рӯйи ғафлату ноогоҳӣ буд, аз ин хотир онро раҳо кардам. Моҳигир мегӯяд: Худоё, ин духтарак ба моҳӣ раҳм кард, ғафлати моҳиро ба назар гирифта, онро ба дарё андохт, пас, Худоё, ба фазлу карамат бар мо раҳм кун, зеро мо аз рӯйи ғафлату нодонӣ гирифтори васвасаи шайтон шуда, аз баҳри раҳматат берун гаштаем, ҳоло бар мо раҳм кун ва моро дубора ба дарёи раҳматат биандоз[312].

Яке аз андарзҳои Фахруддини Розӣ барои ноил шудан ба камолоти инсонӣ ин дарки хатову гуноҳ ва тавбаву надомат аз онҳо мебошад. Инсон дар тули ҳаёти худ, сарфи назар аз синну соли доштааш гирифтори бархе камбудию хатоҳое мешавад, ки дарк ва ҷуброни он барояш лозиму ҳатмӣ мегардад. Ва танҳо баъд аз тавбаву надомат, ҳасрату пушаймонӣ худро орому осуда сохта, каме ҳам бошад, нафаси осуда мегирад. Албатта, агар инсони боимону бовиҷдон ва дорои нангу номус бошад. Дар ҳадисе омадааст: «Ҳар гоҳ, ки хурсанд созад туро хубиат ва нохӯш гардонат туро бадиат, пас тӯ

[312] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 8. – С. 14.

мӯъмин ҳастӣ»[313]. Яъне дарки амал ва натоиҷи он аз нишонаҳои некии одам аст. Лекин ҷойи таассуф аст, ки бархе одамон аз амали зишти худ ва натиҷаву самараи он бепарво буда, ҳеҷ андешае надоранд, ки зарару заҳмат ва оқибату натиҷаи он ба чӣ ва ба куҷо оварда мерасонад.

Фахруддини Розӣ дар шарҳи маънои тавба чунин овардааст: Асли тавба ин руҷуъ, яъне бозгашт аст. Ва гоҳо лафзи тавба дар маънои надомат истифода мешавад. Ва ҳам дар ҳадисе омадааст: «Надомат тавба аст»[314]. Чунки ба дарки хатову гуноҳ ва надомату пушаймонӣ аз онҳо тавба ҳосил мегардад. Ф. Розӣ дар заминаи фармудаҳои имом Ғазолӣ моҳияти тавбаро муфассалтар чунин шарҳу тавзеҳ додааст: Тавба иборат аз се амри мураттаб аст: илм, ҳол ва амал. Шахси тоиб (тавбакунанда) ба василаи илм зарари азими хатову гуноҳи худро дарк менамояд, зеро дар он фавти манфиат ва ҳусули зарар аст. Сипас аз ин маърифат, қалб ранҷу алам мебинад, ки онро ҳасрату надомат меноманд. Пас аз вуҷуди ҳасрату надомат сифати дигаре тавлид мегардад, ки онро ирода мегӯянд ва он ирода мутааллиқи се ҳолат мешавад, ки ҳар яки он амалро дар пай меорад:

а) Тааллуқи иродаи мазкур ба замони ҳол. Ин тарки саривақтии он хатову гуноҳест, ки то он замон анҷом гирифтааст;

б) Тааллуқи иродаи мазкур ба замони истиқбол. Ин азму қасди ҳатмӣ ба накардани хатову гуноҳ дар замони оянда мебошад;

в) Тааллуқи иродаи мазкур ба замони мозӣ (гузашта). Ин ҳасрату пушаймонӣ ва ислоҳу ҷуброни хатову гуноҳи содиргашта дар замони гузашта мебошад[315].

Ф. Розӣ дар пайгирии мавзӯи мазкур қавли Муҳаммад ибни Алӣ ибни Исмоили Қаффолро (ваф. 365 ҳ.қ.) баён дошта гуфтааст: Дар тавба намудан риояи авсофи зерин ҳатмӣ аст:

– тарки хатову гуноҳ (ҷиноят), зеро дар комилан тарк накардани хатову гуноҳ, ҳанӯз фоили (анҷомдиҳандаи) он маҳсуб мегардад;

– надомат бар хатову гуноҳи гузашта, чунки дар надоштани надомату пушаймонӣ ба анҷоми он розибуда маҳсуб меёбад;

– қасд ба такрор накардани хатову гуноҳ, зеро қасд ба такрори гуноҳ (ҷиноят), гуноҳ аст;

---

[313] Муҳаммад Орифбек. Ҳазору як ҳадис. – Қазон: Каримия, 1916.
[314] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 1. – С. 466, 467.
[315] Маъхази қаблӣ. – 2. – С. 58.

– хавф аз сарзадани хатову гуноҳ. Дар акси ҳол барои инсон чорае боқӣ намемонад, чунки барои наҷоту растагорӣ танҳо надомат, афсӯс, пушаймонӣ, ислоҳи хеш ва тавбаву истиғфор лозим аст ва ин ҳам ягона роҳи раҳоӣ ва наҷоту растагорӣ мебошад.

Худи Фахруддини Розӣ дар шарҳи лафзи мазкур гуфтааст: Тавба лафзест, ки муштарак мебошад дар он Раб (Худо) ва банда. Ҳар гоҳ банда ба он мавсуф гардад, маъно чунин мешавад, ки банда ба сӯйи парвардигораш баргаштааст, чунки ҳар фарди гунаҳгор ба монанди гурезпоест, ки аз итоати мавлои худ фирор кардааст ва чун хатои хешро фаҳмаду тавба ба ҷо биёрад, пас, руҷӯъ ба сӯйи мавлои худ намудааст. Чун парвардигор ба тавба мавсуф гардад, маъно чунин мешавад, ки ӯ ба сӯйи бандааш ба раҳмат ва фазл руҷӯъ намудааст. Ин ҷо ихтилофи лафзиро метавон дар сила (пайванд) гуфт, яъне дар нисбати банда гуфта мешавад: Тоба ило раббиҳи (Тавба кард ба сӯйи парвардигораш) ва дар нисбати Раб гуфта мешавад: Тоба ало абдиҳи (Тавба пазируфт бар бандааш). Муҳим он аст, ки дар тавба намудани банда ҳам маҳви хатову гуноҳ ва ҳам аҷру подош аст. Вақте ки Зунуни Мисриро аз маънои тавба пурсидаанд, ӯ дар посух чунин гуфтааст: Тавба дарбаргирандаи чандин маъно аст, аз ҷумла:

– надомат бар хатокорию ҷурмҳои гузашта;

– анҷоми ӯҳдадориҳое (фарзҳое), ки дар вақташ адо нагаштаанд;

– ҷуброн намудани зулму ситам, беадолатию ноҳақиҳое, ки нисбати амволу ашё, обрӯю иззат ва нафси инсонҳо сурат гирифтааст;

– кӯшишу ғайрат ва талошу заҳмат барои кори неку савоб дар ивази он лаззату ҳаловате, ки аз гуноҳу хатокориҳои номаъқул ҳосил гашта буд.

Тавсияи дигари Ф. Розӣ дар мавзӯи мазкур ин аст, ки инсон ҳақ дорад, дар тамоми умри худ, ҳатто дар лаҳазоти охири ҳаёташ аз хатокориву гуноҳҳояш тавба намояд. Чунки офаридагор ин ҳақро ба ӯ додааст. Ӯ гуфтааст: Агар шахсе нисбат ба подшоҳе гуноҳ содир кунад ва аз кори худ пушаймон гашта узрхоҳӣ намояд, имкон дорад, ки пошдоҳ ӯро бубахшад. Аммо агар маротибаи дуюм ва ё сеюм нисбат ба он подшоҳ ҷиноят содир намояд, ҳаргиз подшоҳ ӯро намебахшад. Вале Худованд чунин нест, зеро Худо аз рӯйи фазлу эҳсоне, ки хоссаи ӯст, ваъдаи бахшиданро барои бандааш кардааст. Шахсе Алӣ ибни Абитолибро аз ҳоли марде мепурсад, ки гуноҳ кардаасту баъд аз он тавба, боз гуноҳ кардаасту баъд аз он тавба, боз гуноҳ кардаасту баъд аз он тавба намудааст. Алӣ дар посух гуфтааст: Идомаи бар тавба,

ноумед сохтани шайтон аст, чунки дар ин ҳол шайтон мегӯяд, ки дигар қуввати муқобила кардан бо он мардро надорам. Ҳарчанд дар баъзе мауорид барои қабул гаштани тавба насуҳ будани онро шарт кардаанд, яъне тавбаи холисе, ки дар он бозгашт ба хатову гуноҳи гузашта нест, вале ҳамеша имкони пазириши тавба барои инсон боқӣ мемонад. Ф. Розӣ дар ин боб ривояти аҷиберо нақл кардааст, ки мазмуни он чунин аст: Дар замонҳои гузашта марде наваду нӯҳ нафарро ба қатл расонида, оқибат пушаймон мегардад ва ба худ меандешад, ки оё метавонад барои ин ҷурми сангинаш тавба намояд. Ӯ барои дарёфти ин масъала ҷониби шахси обиде равона мегардад. Чун ба назди обид мерасад, ба ӯ мегӯяд: Нафарест, ки қотили марги наваду нӯҳ шахс шудааст ва гуноҳи азими худро фаҳмида, сахт пушаймон гаштааст, оё ӯ метавонад, ки аз ин гуноҳи сангини худ тавба намояд? Обид мегӯяд: Не, модом ки чунин ҷинояти сангинро муртакиб шудааст, чӣ гуна метавонад тавба намояд, дигар барои ӯ ҳеҷ гуна тавба вуҷуд надорад. Шахси қотил ноумед шуда, аз рӯйи хашм ӯро ҳам мекушад ва ададӣ кушташудагони ӯ ба сад мерасад. Баъд аз ин қотилро андӯҳу ҳасрат, ғаму ғусса фаро мегирад ва ниҳоят ба сӯйи шахси олимтарини замони худ роҳ пеш мегирад. Вақте ки ба назди он донишманд мерасад, аз ӯ мепурсад, оё ман ҳаққи тавба карданро дорам? Зеро ман сад нафарро ба қатл расонидаам ва оқибат пушаймон гаштаву хатои бузурги худро дарк кардаам. Ҳоло аз ғаму ғусса ба марги худ розӣ шудаам. Марди олим дар ҷавоб мегӯяд, албатта, ту ҳаққи тавба карданро дорӣ ва ҳеҷ кас наметавонад, ки миёни туву тавба мамониат эҷод кунад. Маконе ки он ҷо зиндагӣ мекарди бисёр макони бад ва мардумони бад дошт, ҳоло ба он ҷойе, ки ман туро равонаи он месозам, бирав зеро дар он ҷо мардумони хубу порсо зиндагонӣ менамоянд. Марди қотил ва пушаймонгаштаву тавбанамуда равонаи макони мазкур мегардад. Аммо дар нисфи роҳ маргаш фаро мерасад ва зери раҳмати Худо ҷон месупорад…[316].

Фахруддини Розӣ муътақид аст, ки нафси инсон ба эътибори дараҷот се гуна аст: дараҷаи олӣ, мутавассит (миёна) ва пасту поин. Ононе, ки дар дараҷаи олӣ қарор доранд, орифонанд, ки таваҷҷуҳашон ба олами улё (боло) равона шуда, ғарқи анвори самадӣ ва маорифи илоҳӣ гаштаанд. Ононе, ки дорои дараҷаи мутавасситанд, миёнаравонанд, ки илтифоташон ба ҳар ду олам равона шудааст.

[316] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 1. – С. 469.

Ононе, ки дар дараҷаи пасту поён қарор гирифтаанд, золимонанд, ки таваҷҷуҳашон сирф ба олами суфлӣ (поёнӣ) буда, ғарқи лаззоти он шудаанд. Пас, илме ки ҳодию роҳнамо ба дараҷоти олӣ аст, онро илми риёзати рӯҳонӣ гуфтаанд. Ва он илме, ки инсонро ба дараҷоти мутавассит роҳнамоӣ менамояд, онро илми ахлоқ номидаанд…

Аз назари Фахруддини Розӣ як нафар наметавонад ба пуррагӣ тамоми илмҳоро аз худ намояд, зеро илму ҳикматро ниҳояте нест. Аз тарафи дигар дар ҳар рӯзу соате, ки инсон бо он мувоҷеҳ мегардад, донишҳои навинест, ки ҳар кас ба қадри тавони худ онҳоро аз худ менамояд: Агар одамиро ҳазор сол умр бошад ва дар ин ҳазор сол ба таҳсил ва такрор ба муҷоҳада (кӯшиш) ва азкор машғул бувад, ҳар рӯзе чизе донад ва чизе ёбад, ки дар рӯзи пештара надониста ва наёфта буд, аз ҷиҳати он, ки илм ва ҳикмат ниҳоят надорад. Ва Расул (с) дар ин назар фармудаанд: «Касе, ки ду рӯзи ӯ яксон гузарад, пас, он зиёндида аст».

Фахруддини Розӣ баъд аз кӯшишу заҳмати зиёди талаби илм расидани инсонро ба ҷое, ки дарк ва фаҳм ба умқ ва кунҳи тамоми ашё барояш номаълум мегардад ва ӯ аз рӯйи таҳқиқ иқрор ба ҳамадон набудани худ менамояд, чунин ашхосро доно номидааст: Бидон, ки равандагони роҳи Худо муддатҳо дар мадраса дар хизмати уламо таҳсил ва такрор кардаанд, он гоҳ аз мадраса ба хонақо омаданд ва дар хизмати машоих муддатҳо риёзат ва муҷоҳадат кашиданд ва дар маърифати Худо ва офариниш китобҳо сохтаанд ва муриди бисёр гирифтаанд ва ба тарбияти муридон машғул шудаанд. Он гоҳ баъд аз ин ҳама ба яқин донистанд, ки ҳеҷ намедонанд ва ба нодонии худ аз сари таҳқик иқрор кардаанд. Идрок ва дониши ҳар кӣ ба ҷое расид, ки донист чизҳоро чунон ки чизҳост наметавонад донист, доно аст. Рубоъӣ:

Касро ба ҳақиқат ба азал роҳ нашуд,<br>
Аз сирри фалак ҳеҷ кас огоҳ нашуд.<br>
З-ин рози нуҳуфта ҳар касе чизе гуфт.<br>
Маълум нагашту низ кӯтоҳ нашуд.

Ин андешаи Фахруддини Розӣ ба тавозуъу шикастагии олимон низ далолат менамояд. Ва бояд шахси олим аз худ кибру ғурурро бартараф намуда, дар илм хешро аз дигарон болову бартар нашуморад.

Фахруддини Розӣ аҳамияти қалби инсонро дар ислоҳ, ташаккул ва такомули маънавиёти инсонӣ баён намуда, сухани худро бо ҳадиси

пайғамбар (с) тақвият бахшидааст, ки дар он ҳадис омадааст: Огоҳ бошед, ки дар ҷисми инсон пораи гӯштест, чун он ба салоҳ ояд, тамоми аъзо ба салоҳ меоянд ва агар он пора фосид шавад, тамоми бадан фосид мегардад. Огоҳ бошед, ки он пора қалб аст ва боқии аъзо тобеи қалб мебошанд[317]. Ӯ қалби инсонро ба тахтаи софу покизае монанд кардааст, ки дар худ қобили ҳар гуна нақшро дорад ва метавонад ҳар навъ ақоиди ростину ахлоқи фозиларо дар худ ҷой диҳад. Аммо агар афкору ақоиди ботил дар он ҷой гирифта бошад, пеш аз ҳама, бояд он нақшҳоро зудуда сохт, то битавон дар бадали он афкор ва ахлоқи нофеъу писандида ҷой дод.

Фахруддини Розӣ ҳар қалберо, ки дорои нури маърифати ҳақ аст, онро қалби неку фармонбардор барои соҳибаш ҳисобидааст, зеро ба сабаби вуҷуди нури маърифат дар қалб барои инсон чандин дарҳои хайру некӣ боз мегардад. Аммо ҳар қалбе, ки аз нури маърифат холию орист, онро заъфу нотавонӣ фаро мегирад ва аз ҷумлаи хайру саодат маҳрум мегардад[318].

Ба андешаи Ф. Розӣ бархе инсонҳо гирифтори амрози қалб мегарданд, ки сабаби онҳо гуногун мебошад ва аз ҳар навъе ки бошад, вуҷуди он дар қалби инсон ба ҷуз зиёну зарар чизи дигаре намеорад. Ӯ сабабҳои амрози қалбро баён дошта, баъзе авсофи бади инсониро низ ном бурдааст, аз ҷумла ҳасад, кина, адоват, нифоқ, мушоҳидаи ҳар амали нохӯш ва ғайр аз инҳо, ки боиси ранҷу заҳмати инсон мегарданд. Касоне ки нисбат ба дигарон, ҳатто ба бечорагону камбағалон, беморону бепарасторон, ятимону маъюбон ва корафтодагону эҳтиёҷмандон, меҳру муҳаббат ва раҳму шафқат изҳор намекунанд, сангдилоне мебошанд, ки аз хайру савоб ва аҷру подош худро маҳрум сохтаанд. Ф. Розӣ яке аз омилҳои аслии сахту сангин гаштани қалби инсонро чунин шарҳу ташбеҳ намудааст: Ҳоли қалб ба монанди ҳоли шайъест, ки дар асли зоти худ қабули асар аз дигар ашёро дорад, аммо вақте ба он чизи дигаре ориз шавад ва он шайъро аз қабул намудани асари ғайр боздорад, пас, то бартараф гаштани авсофи ориза имкони қабули дигар оризаҳои бо ҳам мухолиф вуҷуд надорад. Яъне ҳоли қалби инсон ин аст, ки чун аз қабулу таъсири ҳуҷҷату далоил ва илму маърифат орӣ монад, пас ашёи мухолифи он таъсири худро дар қалб мегузорад ва боиси нофармонӣ, саркашӣ,

---

[317] Имом Ҷаъфри Содиқ, Имом Фахри Розӣ. Фолнома (дастхати форсӣ), Китобхонаи милли Тоҷикистон, № ИНВ 1722. – 138 с.
[318] Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994. – Ҷ. 7. – С. 66, 67.

кибру ғурур, бераҳмӣ, беадолатӣ ва ғафлату нодонӣ мегардад. Ба ибораи дигар бераҳму сангдил мешавад, ҳатто дар ҳолатҳои басо мушкил аз чашми соҳибаш ашк намефишорад. Ф. Розӣ барои чунин ашхоси бераҳму сангдил маслиҳат медиҳад ки, аввалан, аз дигаргунии ҳолати инсон бияндешад, зеро ҳолати ҷисмию руҳӣ ва кору маишати инсон яксону якранг набуда, дорои тағайюру таҳаввул аст. Сониян, ба аёдати ятимон, бепарасторон ва маъюбону эҳтиёҷмандон рафта, ба ҳоли онҳо назар андохта, худро дар ҷойи онҳо тасаввур намояд ва ҳар миқдор ёрию кӯмакеро, ки дар тавон дорад, дареғ надошта, ба онҳо бирасонад. Пайваста ва бардавом иҷро намудани чунин амали хайр метавонад, ки боиси нармдилию раҳмдилии инсон гардад. Нафаре аз бешафқатию сахтдилии худ ба пайғамбар (с) шикоят кард. Пайғамбар (с) ба ӯ гуфт: Оё мехоҳӣ, ки қалбат нарму мулоим шавад ва ҳоҷатат бароварда гардад? Он мард гуфт: Оре. Пайғамбар (с) фармуданд: Ба ятимон раҳм намуда, сари онҳоро сила намо ва аз таомат ба онҳо бидеҳ, албатта дилат нарм гашта, соҳиби раҳму шафқат мешавӣ ва ҳоҷатат раво хоҳад шуд.

Фахруддини Розӣ мефармояд, ки бояд ҳар як инсон бикӯшад то қалби худро, ки раиси аъзои бадан маҳсуб меёбад аз анвоъи гуногуни амрози қалбӣ муҳофизат намояд. Яъне инсон метавонад бо нияту гуфтор ва кирдори нек худро аз гирифтор шудан ба бемориҳои маънавии қалбӣ эмин дорад, вагарна баъд аз мубтало шудан ба яке аз онҳо, табобати он бисёр мушкил мегардад[319].

Фахруддини Розӣ дар ниҳояти маслиҳатҳояш барои камолоти инсонӣ, истеъмоли луқмаи ҳалолро шарт дониста, ба ҳузур дар суҳбати некон ва озор нарасонидан ба дигаронро таъкид намудааст: Ба яқин бидон, ки халоси одамӣ ва ҷамъияти одамӣ дар дунё ва охират дар луқмаи ҳалол ва суҳбати некон аст. Ва гирифтории одамӣ ва тафриқаи одамӣ дар дунё ва охират дар луқмаи ҳаром ва суҳбати бадон аст ва (дар) банди он бошад, ки озоре ба кас нарасад ва роҳат расонад. Ин аст кори одамӣ ва камоли одамӣ..

## Хулоса

[319] Маъхази қаблӣ. – Ҷ. 1. – С. 306.

Таълиму тарбия, яъне омӯзишу парвариш раванди тӯлоние дошта, аз замони офариниши оламу одам то кунун идома дорад. Дар пешрафти ин раванд Ф. Розӣ чун дигар донишмандону мутафаккирон саҳми босазои худро гузошта, дар эҷодиёти хеш масоили таълиму тарбияро пайгирӣ намудааст ва ҷиҳати боло бурдани маърифату ахлоқи одамон хидмати шоёне анҷом додааст. Аз осори пурғановати ӯ бармеояд, ки ҳама таълифоту эҷодиёташ ба хотири беҳбудию баланд бурдани сатҳу сифати таълиму тарбия ва ба он васила расидан ба мақому мартабаи шахсияти инсони комил равона гардидаанд. Ӯ дастёбӣ ба ин авсоф ва расидан ба мақому мартабаи мазкурро дар адо ва иҷро кардани умури зерин ба мақсад мувофиқ донистааст:

*а) Дар беҳтар гаштан ва боло рафтани сатҳу сифати таълиму тарбия:*

1. Бедор намудани ҳиссиёти шавқу завқ, ишқу муҳаббат нисбат ба донишу маърифат ҳамчун беҳтарин сифати олии инсонӣ ва пайдо кардани нафрату бадбинӣ ва канорагирӣ аз ғафлату нодонӣ ҳамчун бадтарин ва пастарин сифати инсонӣ (бо овардани далелу ҳуҷҷатҳои равшан);

2. Баён намудани савобу фазилат ва манофеи илму маърифат ҳамчун василаи пешбурди тамоми умури соҳаҳои ҳаётӣ дар зиндагии фардӣ ва ҷомеаи башарӣ;

3. Пайваста дар такопӯ ва ковишу ҷустуҷӯйи илму маърифат будан, донистаро фаҳмонидан ва аз надониста пурсидан;

4. Иштироки мудовим дар дарсҳо, ғоиб нагаштан аз дарсҳо;

5. Баёни иртиботи дарси нав бо дарсҳои гузашта ва оянда, алоқамандии фанҳо ва аҳамияти онҳо;

6. Иштирок кардан дар маҷолиси илмӣ (маърӯза, мизи мудаввар, семинар, конфиренсия, симпозиум) ва дар мавзеъҳои муносиб ба баҳсу мунозираҳои илмӣ пардохтан;

7. Ҳангоми баҳсу мунозира ва радду бадали афкор такя намудан ба ҳуҷҷату далелҳои қавӣ ва ироаи онҳо;

8. Кор гирифтан аз ақли солим, илму маърифат ва сухани неку бомантиқ ҳангоми муошират бо волидайн, устодон, ёру дӯстон ва ҷумлаи одамон;

9. Тавзеҳ додани ҳақикат ва моҳияти одобу ахлоқ ва сифоти ҳамидаи инсонӣ ҷиҳати тай намудани мароҳили шахсияти комил;

10. Тафҳими мавзӯи ихтиёр намудани рафиқони хубу боодоб, хушахлоқу пешқадам, аълохону боғайрат ва таъсири неки онҳо ба инсон;

11. Эҷоди меҳру муҳаббат, эҳсоси бародарию хоҳарӣ, иззату эҳтиром ниисбат, ба якдигар ва устодону бузургон;

12. Истифодаи ашъор, қиссаву ривоёт, тамсилу зарбулмасал аз ақвому ақволи гузаштагон, ба хусус ниёгон ҷиҳати тафаккуру тадаббур, панду андарз ва ибрату ислоҳ;

13. Ташвиқи хонандагон ба истифода аз эҷодиёти олимони машҳури олам, тарҷумаи асарҳои онҳо, бардошти назароти неки онҳо, огоҳ будан аз пешравиҳои илмию назарӣ, мубодилаи афкор бо онҳо;

14. Ташкили соатҳои дарсӣ ё иловагӣ барои хонандагони синфҳои болоӣ ва донишҷӯёни макотиби олӣ ҷиҳати омодасозии ҳолати хонадоршавӣ ва зиндагии мустақил;

15. Хуб ба роҳ мондани тарбияи меҳнатдӯстии ҷавонону наврасон, тарғиби онҳо ба касби ҳалолу меҳнати софдилона дар ҳама соҳаҳои хоҷагии халқ ва натоиҷи неки он. Баёни қабоҳати танбалию коҳилӣ, судхӯрию муфтхӯрӣ ва натоиҷи бади он;

16. Водор сохтани ҷавонону наврасон ба тафаккуру тааммул дар сарватҳои табиат, муҳити зист, истифодаи дуруст ва қадрдонию шукргузорӣ, дифоу пуштибонӣ аз онҳо барои худ ва наслҳои оянда;

17. Тафҳими зиёну зарарҳои даҳшатбори истеъмоли ҳама гуна машруботу моводи масткунанда, моводи заъфу нотавонсозанда, истифодаи воситаҳои фиребу найранг, муфтҷӯйиву судхурӣ ба ҷисму ҷон ва молу ашёи одамон;

18. Тавсия барои омӯзиш, таҳқиқу баррасӣ, дарёфти илмҳои гуногун ба хусус донишҳои наву замонавӣ ҷиҳати рафъи мушкилоти ҳаётӣ ва ихтироту инкишофот ба хотири беҳбудӣ ва некӯаҳволии халқ.

*б) Дар расидан ба мақому мартабаи баланди шахсияти инсони комил:*

1. Пеш аз ҳама, талаб намудани илму маърифат, истодагарӣ ҳангоми мушкилот ва расидан ба мартабаҳои гуногуни он, ки дар натиҷа қалби мутафаккир, забони гӯё ва баёни возеҳро ба бор хоҳад овард;

2. Амал намудан ба муқтазои илм, зеро илми беамал ба мисли чароғи беравған ва олими беамал ба мисли занбури беасал аст;

3. Дарки заминаҳои мартабаи инсонӣ ва мақоми одамият аз дигар махлуқот ба эътибори ақл, нутқ, донишу маърифат, тақвою парҳезгорӣ ва ихлосу амал;

4. Азизу гиромӣ доштани умри гаронмоя ва оқилонаву босамар истифода бурдани тамоми лаҳазоти мароҳили умр;

5. Дӯстию рафоқат ва рафтуову ҳамнишинӣ бо ашхоси неку солеҳ, соҳибхираду соҳибмаърифат ва дурию канорагирӣ аз ашхоси ҷоҳилу ғофил ва аҳмақу гумроҳ;

6. Дарк ва шинохти қарибтарин шайъ–нафси хеш, вазифаву масъулият ва мақсаду ҳадаф аз мавҷудият дар ин олам;

7. Риояи зуҳду порсоӣ ва амал намудан аз рӯйи тақвою парҳезгорӣ, ки инсонро зоҳиран ва ботинан тарбиятёфтаву комил месозад. Ва ин амр бо риояву адои баъзе авсофу афъол ва ё баръакс ба парҳезу канорагирӣ аз бархеи онҳо, ки зимнан баён мегардад, ҳосил мешавад: **<u>Риоя ва адои</u>** эҳтироми волидайн, устодону калонсолон, пайванди хешу таборӣ (силаи раҳим) ва ёру дустон, анҷоми кори хайр ва дарёфти подоши нек, саховат, ҳиммату ҷавонмардӣ, атову бахшиш, ёрию кӯмак ба фақирону ятимон, бепарасторону эҳтиёҷмандон, адлу инсоф, раҳму шафқат ба одамон, ҳатто ҳайвоноту ҷонварон, дӯстию бародарӣ меҳру муҳаббат, тавозуъу шикастагӣ, бечорагию хоксорӣ, нафахридан ба насаб, эҳтиром ба инсоният, ҳусни ният ба кору пайкор, орзую омол, гуфтору афкори дигарон, ҳусни гуфтор, тарзи дурусти баён, тафаккуру тадаббур дар гуфтор ва истимоу эҳтиром ба сухани дигарон, муносибату муошırати нек, ҳақгӯйиву ҳақшиносӣ дар ҳама ҳол, ба хусус, ҳангоми ҳукм ва мурофиаи судӣ, тааммулу устуворӣ, сабру қаноат, шукру сипос, қадрдонию қадршиносӣ, истифода аз донишмандону мутахассисон ва неъматҳои мавҷуда, насиҳат кардану насиҳат шунидан, муносибати хуб бо гадоёну корафтодагон, ҳимояти қалб аз амрози қалбӣ ва поку соф гардонидани он, ислоҳи нафс, дарки хато, ҷуброни камбудиҳо, тавбаву узрхоҳӣ, **<u>тарки</u>** яъсу ноумедӣ, кибру ғурур, тамасхуру истеҳзо, ҳасад, ғазаб, парҳез аз сеҳру ҷоду, ҳилаю найранг, ришвадихию ришваситонӣ бо тамоми роҳу шаклҳояш, ношукрию носипосӣ, харҷу исрофкорӣ, кинаву душманӣ, бадбинию бадхоҳӣ, зиёдаравию таҷовуз, худхоҳию худпарастӣ, худситоию худкушӣ, озору азият, зарару зиён ба дигарон, таҳқиру миннат баъд аз некию эҳсон ва ғайра;

8. Комил шудан дар шариат, тариқат ва ҳақиқат, ба иборати дигар доштани ақволи нек, афъоли нек, ахлоқи нек ва аҳволи нек. Ҳар кӣ инҳоро доро шуд, комилу озод шуд.

9. Расидан ба комилтарину олитарин дараҷаи одамӣ: «Комилан ли нафсиҳи мукаммилан ли ғайриҳи», яъне комил сохтани худ ва комил гардонидани дигарон бо ҳидояту роҳнамоӣ, панду андарз, таълиму тарбия ва ислоҳу хайрхоҳӣ.

## Натиҷагирӣ

Албатта, ҳар як шахс дар фикру андешаронӣ, кору пайкори худ мақсад ва аҳдоферо ҷӯё мегардад, ки он ба манфиати худ ва ё ҷомеа бошад. Чунонки қаблан зикр шуд, ҳадафи аслии ҷумла олимону орифон, мутафаккирону омӯзгорон, аҳли қаламу эҷод ҳама барои таълиму тарбияи инсон, ҳам аз нигоҳи ҷисмӣ ва ҳам аз нигоҳи рӯҳӣ, инчунин беҳбуд бахшидан ба ҳаёти инсон равона гардидаанд. Дар ин раванд донишмандони зиёд ва нобиғагони маълуму машҳур ба майдон баромада, ҳар яке дар роҳи таълиму тарбия ва ташаккули шахсияти инсони комил хизмату фидокориҳоеро анҷом додаанд. Ф. Розӣ низ баъд аз саъю кӯшиш ва талошу заҳамоти зиёд дар роҳи илм ва фатҳи қуллаҳои баланди илмӣ тавонист дар ҷоддаи таълиму тарбия нақши боризи худро бигзорад. Истифодаи таълифоти ӯ дар мадорису ҳалқаҳои дарсӣ, дар замони ҳаёташ нишон аз ин гуфтаҳост. Осору афкори тарбиявии (педагогии) Ф. Розӣ ва дастуру тавсияҳои ӯ дорои аҳамияти калони илмию тарбиявӣ буда, истеъмолу истифодаи онҳо дар ҷараёни таълиму тарбияи наврасону ҷавонон, ба хусус дар ин замони ҷаҳонишавӣ ва таъсири фарҳангҳои бегона ба фарҳанги куҳану асили мо, омили пешрафт ва камолоти инсонӣ хоҳад шуд ва манофеи зеринро дар пай хоҳад дошт:

Хубтару беҳтар гаштани одобу ахлоқи хонандагон дар асоси огоҳӣ аз гуфтору тавсияҳои ниёгон, муқоисаи аҳвол, муҳит, имконоту шароити имрӯза ба замонҳои гузашта, дарки бештари масъулияти хонандагӣ, рушду такомули ҷисмию равонӣ, риояи талабот ва интизоми дарсӣ, риояи шаъну шараф ва нангу номуси инсонӣ, расидан ба қадру қиммати инсон ва ҳаёти ӯ, муносибат ба меҳнат, муносибати поку софдилона ба худ ва ҷомеа, муносибат ба комёбиҳои ҷамъиятӣ, саъю кӯшиш барои комёбиҳои иҷтимоӣ ва ҳифзи табиату сарватҳои он, муносибати башардӯстона ва эҳтироми ҳамдигарӣ миёни дӯстон, рафиқон, эҳтироми падару модар, аҳли хонадон,

устодону бузургон, фурӯтанию хоксорӣ, дарёфти донишу маърифат, маҳорату малака дар ҷанбаҳои гуногуни умури зиндагӣ, муносибати эҳтиёткорию сарфакорӣ ба дастовардҳои фардию умумиинсонӣ, рафтори маданию фарҳангӣ, адлу инсоф, раҳму шафқат, дар риояи меъёрҳои ахлоқию маданӣ, фарҳангию иҷтимоӣ ва ниҳоят инсони баркамолу зиннатёфтаи боодобу ахлоқи сутуда ва сифатҳои неки инсонӣ, ки маҳбуби дилҳост, будан.

## Адабиёти истифодашуда


1. Абдулаҳмади Ҷовид. Таърихи адабиёти форсии дарӣ. – Кобул, 1391ҳ. ш.

2. Абдурауфи Ҳақиқат. Таърихи улум ва фалсафаи эронӣ. – Теҳрон, 1372 ш.

3. Алиқули Мирзо, тасҳеҳи Мирҳошими муҳаддис. Таърихи вақоеъ ва савонеҳи (руйдодҳои) Афғонистон. – Теҳрон, 1365 ш.

4. Абдулҳакими Табибӣ. Таърихи Ҳирот дар асри темуриён. – Теҳрон, 1368 ш.

5. Аҳмади Саёҳ. Фарҳанги бузурги ҷомеъи навин (тарҷумаи Мунҷид). – Теҳрон, 1375 ш.

6. Абдурауфи Мухлис. Анвор-ул-Қуръон. – Турбати Ҷом, 1381 ш.

7. Алиасғари Ҳалабӣ. Таърихи фалосифаи Эрон аз оғози ислом то имрӯз. – Теҳрон, 1973.

8. Амирсодиқи Табрезӣ (мутарҷим). Шарҳи ақоиди аҳли суннат. – Санандаҷ: Интишороти Курдистон, 1380 ш..

9. Алӣ Иброҳими Мансур. Мабоҳис фӣ усули-т-тафсир ва маноҳиҷи-л-муфассирин. – Душанбе, 2011.

10. Алӣ Иброҳими Мансур. Риёз-ул-афнон фӣ улуми-л-қуръон. – Душанбе, 2011.

11. Абдурашид ибни Иброҳим. Шарҳи Ҳазор ҳадис. – Афғонистон, Кобул.

12. Баҳриддини Исматуллоҳ. Шукри неъмат неъматат афзун кунад. –Душанбе, 2012.

13. Ғ. Мирзозода. Расоил 1. – Душанбе 2013.

14. Закариё ибни Муҳаммад ибни Маҳмуди Қазвинӣ. Осор-ул-билод ва ахбор-ул-ибод. – Бейрут, 1960 м.

15. Имом Фахруддини Розӣ. Ҷомеъ-ул-улум. – Тошканд, 1913м. (1315ҳ.қ.).

16. Имом Ҷаъфри Содиқ, Имом Фахри Розӣ. Фолнома (дастхати форсӣ), Китобхонаи миллли Тоҷикистон, № ИНВ 1722. – 138 с.

17. Қуръони карим. – Бейрут: Дор-ул-фурқон, 2009 м. (1430 ҳ.қ.).

18. М. Шариф. Таърихи фалсафа дар ислом. – Теҳрон 1365 ш. – Ҷ. 2.

19. Мавлоно Яъқуб ибни Усмони Чархӣ. Ду ҷузъи тафсири Мавлоно Яъқуби Чархӣ. Матбааи «Муҳаммадия» воқеъ дар Мумбай.

20. Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Мафотеҳ-ул-ғайб (Тафсири кабири Розӣ). – Бейрут, 1994.

21. Муртазо Мутаҳҳарӣ. Хадамоти мутақобили ислом ва Эрон. Ройзании фарҳангии сафорати Ҷ И Эрон дар Тоҷикистон. – Душанбе 2007.

22. Муҳаммад Рашшод. Фалсафа аз оғози таърих. – Душанбе: Ирфон, 2002.

23. Муҳаммадҳусайни Бурҳон. Бурҳони қотеъ. – Душанбе, 2004.

24. Муҳаммад ибни Умар Фахруддини Розӣ. Маноқиб-ул-имом-иш-Шофеъи. – Қоҳира, 1406 ҳ. қ (1986 м.).

25. Миримоди Ишроқӣ. Фахруддини Розӣ. Имом-ул-мушаккикин. 17 обон, 1390, www.aftab.ir, www. Resalat news. com.

26. Муҳаммад Козими Муиззӣ (мутарҷим). Қуръони карим. – Теҳрон, 1375 ш.

27. Муродов Мурод. Аз се шохаи як илм. – Душанбе: Истеъдод, 2014.

28. Муҳаммадсағир Ҳасани Маъсумӣ. Муқаддиманигори китоби Ан-нафс ва-р-руҳ ва шарҳу қувоҳумо-и Фахруддини Розӣ. – Исломобод, 1388 ш. (1968м).

29. Мавлоно Муҳаммад Абдулазиз ибни Аҳмад. Ниброс ли шарҳи-л- ақоид. Нашри китобхонаи «Саъдия».

30. Муҳаммадризои Ноҷӣ. Фарҳанг ва тамаддуни исломӣ дар қаламрави Сомониён. – Душанбе, 1390 ш.

31. Муҳаммадтақи мударриси Разавӣ. Аҳвол ва осори Хоҷа Насриддини Тусӣ. – Теҳрон, 1370.

32. Мавлоно Ҷалолуддин Муҳаммади Балхӣ. Маснавии маънавӣ. Нашри Замон. – Теҳрон, 2001 м.

33. Муҳаммад Ғиёсуддин. Ғиёс-ул-луғот. – Душанбе, 1987.

34. Муҳаммад Ҳусейни Тасбеҳӣ. Ҷомеъ-ул-улум.., бо муқаддима ва фаҳорис. – Теҳрон, 1346 ш. (1967 м.).

35. Муҳаммад Алии Собуни. Сафват-ут-тафосир. – Димишқ, 1414 ҳ.қ. (1994 м.).

36. Маъмуралии Маҳмадалӣ. Ту ними манӣ. – Хуҷанд, 2014.

37. Муҳаммад Орифбек. Ҳазору як ҳадис. – Қазон: Каримия, 1916.

38. Нозир Арабзода. Фахруддини Розӣ. – Душанбе: Ирфон, 1993.

39. Пиров С. Баъзе афкори фалсафӣ-динии Имом Фахруддини Розӣ // Паёмномаи фарҳанг. – Душанбе, 2013. – №2 (21). – С. 101-108.

39 а.Саид Муҳаммад Ризои Доӣ. Таърихи адабиёти Эрон. – Исфаҳон, 1335ҳ.ш.

40. Саид Ҳусайни Наср. Тарҷумаи Аҳмади Ором. Се ҳакими мусулмон. – Табрез,1345ш.

41. Сулаймон ибни Ҳиссон. Мутарҷим Саидмуҳаммади Козим. Табақот-ул-атиббо ва-л-ҳукамо. –Теҳрон, 1319 ш.

42. Саид Салими Қитолӣ. Рисолаи омӯзиши фиқҳи ҳанафӣ. – Турбати Ҷом, 1373 ш.

43. Солеҳ ибни Ғоним. Тарҷумаи Аҳмади Иброҳимӣ. Аҳкоми издивоҷ дар партави қуръон ва суннат. – Теҳрон, 1387 ш.

44. Сафар Сулаймонӣ. Педагогикаи ислом. – Душанбе, 2008.

45.

46. Урватулло Тоиров. Роҳе ба сӯи ғафлат. – Душанбе, 2007.

47. Фахруддини Розӣ. Муқаддима ва тасҳеҳи Саидмуҳаммад Боқири Сабзворӣ. Ал-бароҳин дар илми калом. –Теҳрон, 1341ш.

48. Фахруддини Розӣ. Бароҳин-ул-боҳия (дастхати форсӣ), Китобхонаи миллии Тоҷикистон, № ИНВ 1833. – 267 с.

49. Фахруддини Розӣ. Китоб-ул-ахлоқ (Ан-нафс ва-р-руҳ ва шарҳу қувоҳумо). – Исломобод, 1968 м. (1388 ш.).

50. Фахруддини Розӣ. Рисолаи «Ал-фиросат». Тарҷумаи Лутфуло Азизи Ҳаравӣ // Маҷаллаи «Таърихи илм». Теҳрон 1384 ш. – №4. – С. 139-200

51. Фахруддини Розӣ, Шаҳобуддини Суҳравардӣ…Чаҳордаҳ рисола. – Теҳрон, 1340 ш.

52. Хайрулло Раҳимов, Абдулбоқи Нуров. Педагогика. – Душанбе: Ҳумо, 2007.

53. Хайрулло Раҳимов, Гавҳар Мухторова. Муқаддимаи ихтисоси омӯзгорӣ. – Душанбе: Ирфон, 2012.

54. Ҳафизуллоҳи Тоҳирӣ, Ғуломаҳмади Муваҳидӣ. Хулосат-ул-масоили фиқхи ҳанафи. – Турбати Ҷом, 1384 ш.

55. Ҳенри Тумос. Мутарҷим Фаридуни Бадраҳои. Бузургони фалсафа. – Теҳрон, 1386 ш.

56. Ҳоҷӣ Довуди Ҳаёт. Ҷавҳаристон. – Душанбе, 2012.

57. Wikifeqh. Ir/ ҷадал.(форсӣ).

**Т А Қ Р И З**

**ба рисолаи илмии Пиров Сироҷиддин «Фахруддини Розӣ ва андешаҳои ахлоқиву тарбиявии ӯ»**

Осори илмию адабии гузаштагони мо дорои арзишҳои баланди ахлоқию тарбиявӣ мебошад, ки таҳқиқу баррасӣ ва омӯзиши амиқу ҳамаҷонибаи он барои худшиносиву худогоҳии миллӣ мусоидат намуда, дар баланд бардоштани сатҳи маънавиёти ҷомеа, тарбияи насли наврас, таблиғи бедории миллӣ, ҳисси баланди эҳтиром ба мероси бою пурғановати гузашта, густариши ғояҳои инсондустиву инсонпарварӣ заминаи устувор мегузорад. Махсусан дар шароти ҷаҳонишавӣ ва бархӯрди фарҳангу тамаддунҳо, ки хавфи ривоҷ ёфтани фарҳангу тамаддуни бегона дар сарзамини мо зиёд эҳсос мегардад, омӯзиши мероси гузаштагон аҳамияти бештар пайдо мекунад. Аз ин рӯ рисолаи таълиф намудаи унвонҷӯ, ходими калони Пажӯҳишгоҳи илмӣ-тадқиқотии фарҳанг ва иттилооти Вазорати фарҳанги Ҷумҳурии Тоҷикистон Сироҷиддин Пиров – «Фахруддини Розӣ ва андешаҳои ахлоқиву тарбиявии ӯ» аз аҳамияти калони илмию амалӣ бархӯрдор мебошад. Мавзӯи тадқиқоти мазкур ниҳоят муҳим ва ҷавобгӯйи талаботи давру замон мебошад, зеро осори илмию адабии мардуми форсу тоҷик ҳар чанд саршори андешаҳои

тарбиявию ахлоқӣ ва ғояҳои худшиносиву худогоҳии миллӣ мебошад, дар тадқиқоти илмии олимону донишмандони тоҷик ба ин масъала ниҳоят кам таваҷҷӯҳ зоҳир карда шудааст. Донишманди бузург Абӯабдуллоҳ Муҳаммадибни Умари Розӣ, ки дар таърих бо номҳои Фахруддини Розӣ, Имом Розӣ, Фахри Розӣ ва Имом Фахр маъруф аст ва дар охири асри XII ва аввалҳои асри XII умр ба сар бурдаву мероси ниҳоят бою ғании ирфониву фалсафӣ ва ахлоқӣ ба ёдгор гузоштааст, аз ҷумлаи чунин донишмандон мебошад, ки ақидаҳои тарбиявию ахлоқии ӯ ниёз ба омӯзишу пажӯҳиши бештар доранд. Ҳарчанд дар бораи ақидаҳои ирфониву фалсафии ин ситораи дурахшони илму адаб бархе аз олимон тадқиқотҳо анҷом додаанд, вале дар бораи андешаҳои ахлоқию тарбиявии ӯ то кунун тадқиқоти мукаммале сурат нагирифтааст. Аз ин рӯ, тадқиқоти анҷомдодаи Сироҷиддин Пиров дар ин самт нахустин пажӯҳиши мукаммал ба ҳисоб меравад.

Тадқиқоти мазкур аз муқаддима (пешгуфтори муаллиф) ду боб ва хулосаву рӯйхати адабиёт иборат мебошад. Дар муқаддима роҷеъ ба зарурати интихоби мавзӯъ, аҳамияти илмию амалии он ва сарчашмаҳои тадқиқот ба таври мухтасар маълумот дода мешавад.

Боби якуми тадқиқот «Зиндагӣ ва фаъолияти Фахруддини Розӣ» ном гузошта шудааст. Дар ин қисмати рисола дар бораи муҳити иҷтимоию сиёсӣ ва фалсафию фикрӣ дар замони Фахруддини Розӣ, зиндагиномаи Имом Розӣ, вазъи зиндагии Фахруддини Розӣ, нақши Фахруддини Розӣ дар таҳкими мактаби фалсафӣ ва ахлоқию динӣ, мероси илмии Фахруддини Розӣ, назари баъзе олимону муҳаққиқон дар бораи Фахруддини Розӣ ва осори ӯ маълумот ҷой дода шудааст. Муаллифи рисола махсусан ба мероси илмии донишманди бузург таваҷҷӯҳи зиёд зоҳир намуда, асарҳои дар улуми қуръонӣ, дар фиқҳ ва усули он, дар фалсафа ва ҳикмат, дар илми калом, дар улуми таърих, тиб, ҳандаса ва забони арабӣ таълиф намудаи ӯро зикр менамояд, бо пешниҳоди маълумоти мухтасар хусусияти баъзе аз асарҳоро баён мекунад ва дар бораи пурарзиштарин асари Фахруддини Розӣ, ки бо номи «Мафотеҳ-ул-ғайб» ё «Тафсири кабир» маъруф мебошад, ба таври алоҳида истода мегузарад. Дар ин фасли рисола муаллиф қайд

менамояд, ки дар «Тафсири кабир»-и Розӣ дар баробари зикри воқеот ва қиссаву достонҳои ақвоми гузашта ба масоили тарбиявию ахлоқӣ низ таваҷҷӯҳи зиёд зоҳир карда шудааст.

Боби дуюми рисола «Афкори тарбиявии Фахруддини Розӣ ва нақши он дар тарбияи насли наврас» номида шудааст. Дар ин боб ба масъалаҳои тарбияи илм, баёни фазилат ва манофеи он, тарбияи эҳтироми зан-модар, тарбияи эҳтироми волидайн, тарбияи меҳнатдӯстӣ, тарбияи подшоҳи одил ва адлу инсоф, тараҳҳум ва ғамхорӣ ба бархе аз ҷонварон, дӯст доштани сарватҳои табиат, тарбияи касб, харҷ ва нигоҳдории молу ашё, зарари машруботи масткунанда, риояи одоби ворид шудан ба манзил ва иҷозат хостан, тарбияи инсони комил таваҷҷӯҳ зоҳир карда шудааст. Муаллифи рисола дар бораи ҳар як масъалаи тарбия аз асарҳои Имом Фахруддини Розӣ мисолу ҳикоёти ҷолиб оварда, андешаҳои хешро тақвият мебахшад. Махсусан фасли инсони комил ниҳоят ҷолиб мебошад. Дар ин фасл таъкид мешавад, ки Фахруддини Розӣ дар асарҳои худ мақому мартабаи инсонро аз тамоми мавҷудоти дигар боло мегузорад ва ҳарсоати умри инсонро дар тарбияи ахлоқӣ ва такмили маънавиёти ӯ муҳим меҳисобад. Ба андешаи Фахруддини Розӣ инсон бояд ҳар як лаҳзаи умри худро ғанимат шуморад ва онро оқилонаву пурсамар истифода намояд. Ӯ дар камолоти инсон сӯҳбати некону олимон ва омӯхтани илму донишро ниҳоят муҳим меҳисобад. Дар фасли «Тарбияи инсони комил» муаллифи рисола ба масъалаҳои муносибат бо наздикону пайвандон, ёру дӯстон, саховатмандию фарохдастӣ, ҳусни гуфтор ва одоби муносибат, ҳуснинният, ҳақгӯйиву ҳақшиносӣ, тақвою парҳезгорӣ, ба ҳасад, бухлуриё, ғазаб ҳамчун хислатҳои бади инсонӣ таваҷҷӯҳи хоса зоҳир менамояд. Сеҳру ҷоду, ришвадиҳию ришваситонӣ, худкушӣ, васвасаи шайтон барин кирдорҳои бади инсониро маҳкум намуда, сабр, сипосу қадршиносӣ барин хислатҳоро хоси инсони ҳамида меҳисобад ва барои исботи ақидаҳои худ аз асарҳои аллома Фахруддини Розӣ мисолҳои зиёд меорад. Муаллифи рисола ҳамчунин чандин панду андарзи Имом Розиро низ овардааст, ки имрӯз ҳам аҳамияти худро гумм накардаанд

ва дар тарбияи маънавию ахлоқии ҷавонон нақши бориз дошта метавонанд.

Дар охири рисола муаллиф ба хулосае меояд, ки омӯзиши андешаҳои ахлоқиву тарбиявии Фахруддини Розӣ барои насли имрӯза аз аҳамият холӣ нест ва дар беҳтар гаштани сатҳу сифати таълиму тарбия ва барои расидан ба мақому мартабаи баланди шахсияти инсонӣ мусоида менамояд. Хуб мебуд ҳангоми таълифи китобҳои дарсӣ аз андешаҳои тарбиявию ахлоқии Фахруддини Розӣ низ истифода бурда шавад, зеро осору афкори ин абармарди илму адаб аҳмияти калони тарбиявӣ дошта, дар ғанӣ гардидани маънавиёти ҷавонон нақши калон мегузоранд ва дар пешрафту камолоти онҳо манфиати зиёд оварда метавонанд.

Хулоса, тадқиқоти анҷомдодаи Сироҷиддин Пировро метавон тадқиқоти комили илмӣ номид, ки ҳам ҷанба иилмӣ ва ҳам ҷанбаи амалӣ дорад. Бисёр фаслу бобҳои онро дар дарсҳои тарбиявии муассисаҳои таълимӣ ва ҳангоми навиштани китобҳои дарсӣ аз фанни педагогика истифода бурдан мумкин аст. Аз маводи рисолаи мазкур ҳамчунин дар донишгоҳу донишкада ва коллеҷҳои омӯзгорӣ чандин курсу семинарии махсус хондан мумкин аст. Аз ин рӯ хуб мебуд, ки рисолаи мазкур дар шакли чопӣ ба табъ расад, зеро он ҳам барои дӯстдорону мухлисони осори гаронбаҳои Фахруддини Розӣ муфид хоҳад буду ҳам барои мутахассисони соҳаи педагогика. Ҳар як дӯстдори илму адаб ва ҳар шахсе, ки ба осори гаронарзиши илму адаби гузашта иштиёқ дорад, аз он баҳрамамнд гардида метавонад.

**Муқарриз,**
**академики академияи илмҳои**
**педагогӣ, доктори илмҳои**
**педагогӣ, профессор Лутфуллоев М.**

Мундарича

